ББК 84 Тоҷик 7-5
Н-51

Таҳияи матн бо муқаддима ва луғоту тавзеҳоти
*Алии Муҳаммадии Хуросонӣ*

Муҳаррир *Муҳтарам Ҳотам*

Н-51 **Сайидои Насафӣ. Девон** *(мунтахабот)*.
– Душанбе, «Адиб», 2017, 480 саҳ.

Дар китоби мазкур мунтахаби ашъори суханвари тавонои асри XVII-и тоҷик Миробид Сайидои Насафӣ фароҳам омада, аз гузидаи ғазалиёт, матни «Баҳориёт»-и шоир ва иддае мухаммасоти ӯ иборат аст. Дар ашъори Сайидо пеш аз ҳама ишқ бо тамоми паҳлуҳояш тараннум ёфтааст.

Мунтахаби девони Сайидо ба ихлосмандон ва ниёзмандони шеъри форсии тоҷикӣ пешкаш мешавад.

ISBN 978-99947-2-512-0

## ШОИРЕ АЗ ТАБОРИ ҲУНАРМАНДОН

Миробид Сайидои Насафӣ (соли тав. номаълум, Насаф – ваф. байни солҳои 1707-1711м., Бухоро) аз шоирони бадеъзабон ва хушбаёни адабиёти асри XVII тоҷик ба ҳисоб рафта, бо мероси адабии гаронбаҳои гуногунжанру гуногунмавзӯи худ дар таърихи адабиётамон мақоми шоистае дорад. Мувофиқи маълумотҳои дастрас ва хулосаҳои аҳли таҳқиқ мавсуф таваллудёфтаи шаҳри Насаф (Қаршии имрӯза дар Ҷумҳурии Ӯзбекистон) ва таҳсилкардаи мадрасаҳои бонуфузи Бухорост. Умри минбаъдаи шоир дар Бухоро сипарӣ шуда будааст. Ин ба он маъност, ки зарурату ниёзи зиндагӣ во медорад, ки волидайни Сайидо аз Нафас ба Бухоро кӯч банданду муқими он ҷо гарданд. Дар ҳақиқат аҳли оилаи Сайидо дар Бухоро истиқомат доштаанд. Яке аз муҳаққиқони шоир, адабиётшинос Садрӣ Саъдиев аз насафӣ будани ӯ шак оварда, баъди муроҷиат кардан ба рисолаи сайидошиноси мумтоз, академик Абдулғанӣ Мирзоев «Сайидо ва мақоми ӯ дар таърихи адабиёти тоҷик»[1] навиштааст, ки «Агар Сайидо, чунонки А. Мирзоев эҳтимол медиҳад, дар Насаф таваллуд шуда ва кӯдакии худро дар он ҷо гузаронида, сипас барои таҳсил ба Бухоро омада бошад, мебоист падару модари ӯ дар ватани худ Насаф муқим бошанд».[2] Адабиётшиноси дигари тоҷик Амрияздон Алимардонов, А. Мирзоевро ҷонибдорӣ намуда аз Насаф кӯч бастани волидайни шоириояндаро ин тавр шарҳ додааст: «...ӯ дар Насаф аз оилаи заҳматкаши камбағалу бебизоат ба дунё омадааст. Бар самми қашшоқию тангдастӣ ҳангоми кӯдакии Сайидои Насафӣ ба сари хонаводаи онҳо бадбахтие

---

[1] Мирзоев А. Сайидо ва мақоми ӯ дар таърихи адабиёти тоҷик / Абдулғанӣ Мирзоев. – Сталинобод: Нашриёти давлатии Тоҷикистон, 1947. – 200с.

[2] Саъдиев С. Адабиёти тоҷик дар асри XVII /Садрӣ Саъдиев. – Душанбе: Дониш, 1985. – С. 160.

омад, ки боиси бадтар гардидани вазъи зиндагӣ ва тарки зодгоҳ намудани оилаи Сайидои Насафӣ гардид».[1]

Сайидои Насафӣ таҳсили илмро асосан дар Бухоро фаро гирифтааст. Вай дар яке аз ҳуҷраҳои болохонаи мадрасаи Лаби ҳавзи Надир Девонбегӣ ҳуҷраеро ба орият гирифта, ҳаёти минбаъдаи худро дар он ҷо сипарӣ менамояд. Дар маъхазҳои мавҷуда ва зиёда аз ин, дар ашъори худи шоир роҷеъ ба рӯзгори дар Бухоро гузаронидаи волидайни Сайидои Насафӣ ҷузъитарин ишорае мавҷуд нест. Танҳо ҳамин қадар метавон гуфт, ки падараш бо ҳунармандони шаҳр алоқаи наздик дошта, бо бофандагӣ қути лоямути аҳли хонадонро таъмин мекард. Сабаби бо ин ҳунар алоқамандӣ доштани Сайидо, ки дар миёнсолӣ барои дарёфти луқмаи ҳалол ба бофандагӣ машғул будааст, шояд дар ҷавонӣ аз касби падар баҳраманд гардидани ӯ бошад. Аммо ӯ дар ҷавонӣ ба касбу коре даст назада, «дар оғӯши падар» зиста, зери сарпарастӣ ва тарбияю ғамхории вай қарор дошту бо эҷод машғул буданашро дар байте чунин ёд мекунад:

*Ҷуз фикри шеър пешаи мо нест, Сайидо,*
*Моро ба даҳр мансаби дигар надодаанд.*

Вале ин оромӣ дер давом накарда будааст, ки мегӯяд:

*Баҳри рӯзӣ мекунам бофандагӣ чун анкабут,*
*Хона ҳамчун дорбоз аз ресмон бошад маро.*

Ба ҳамин маънӣ, дар мақтаи як ғазали дигари ин шоири ҳунарманд омадааст:

*Ба зӯри дасту бозу мехурам, ай Сайидо, рӯзӣ,*
*Маро чун Кӯҳкан хуни ҷигар бошад беҳ аз ширам.*

---

[1] Алимардонов А. Сайидои Насафӣ / А. Алимардонов // Энсиклопедияи адабиёт ва санъати тоҷик. – Душанбе, 2004. – С. 84.

Ва ё:

*Зи хони ҳеч кас азбаски ангуште нагардад тар,*
*Хати таслим дода осмон бар дасти бозуям.*

Агар алоқамандона ба зиндагиномаи Сайидои Насафӣ, ки дар асри XVII сипарӣ шудааст, назари иҷмолӣ намоем, мебинем, ки дар ибтидои ин аср тахти ҳукумати авлоди хонҳои чингизии аштархонӣ Имомқулихон (1611-1642) дар Мовароуннаҳр ҳуҷуму ғоратгариҳои бодиянишинони шимолӣ; қазоқу қалмиқҳо, қароқалпоқҳою турктозиҳо пешгирӣ шуда, дар ин минтақа осудагии нисбие барқарор мегардад. Дар ин замина ҳаёти иқтисодию аграрии мамлакат ба ҳаракат медарояд, саноати ҳунармандӣ месабзад. Вале дар замони ҳукмронии бародари Имомқулихон Надирмуҳаммадхон (1642-1645), писари Надирмуҳаммадхон Абулазизхон (1645-1680), валиаҳди ӯ Субҳонқулихон (1680-1702) зиддиятҳои тахту тоҷ боз авҷ мегирад. Аз сустии хонҳои маҳаллӣ истифода намуда, хони Хоразм Абдулазизхони урганҷӣ ба Бухоро борҳо ҳамла мекунад, Бухоро ва атрофу акнофи онро тороҷ менамояд, ба сарбозону афсаронаш фармон медиҳад, ки ғаниматҳои ба даст овардаашонро ба сӯйи Хоразм баранд. Дар солҳои ҳукумати Субҳонқулихон ҳуҷумҳои хоразмиён бо сарварии писари Абулғозӣ Анӯшахон ба Бухорою Самарқанд идома дошт. Ӯ ҳатто Самарқандро тасарруф намуда, хутбаро ба номи худ мехонад ва ғ. Ҳокимони маҳаллӣ низ аз ғоратгарони аҷнабӣ кам набуданд. Ин ҳама ба ҳаёти фарҳангии Мовароуннаҳр, бахусус Бухоро, бетаъсир намонда буд, ки Сайидо бо овози баланд гуфтааст:

*Моли ғоратзада аз ҳокими деҳ бояд ҷуст,*
*Гургро нест гунаҳ, ҷурми шубон хоҳад буд.*

Он чи дар боло ишора шуд боис гардиданд, ки мавзӯи шикоят аз замон дар ашъори шоир ҷойгоҳи вижа дошта бошад. Дар ғазали зер манзараи хунини Мовароуннаҳри он

аҳд, бахусус аҳволи тоқатшикану зиндагии пурмусибати мардум бо симоҳои махсуси шеърӣ хеле ҳузнангез тасвир ёфтааст:

*Фалак ба қомати пири хамида мемонад,*
*Ҷаҳон ба деҳаи тороҷдида мемонад.*
*Ниҳоли гул ба назар найзаест хунолуд,*
*Ба боғ сарв ба тири хазида мемонад.*
*Кадом сайд кушода-ст синаро чу ҳадаф,*
*Ки абруяш ба камони кашида мемонад.*
*Зи ҷӯши лолаву гул боғ шуд чунон гулгун,*
*Ки барги ток ба дасти бурида мемонад.*
*Зи баски аҳли ҷаҳон хуни якдигар хӯрданд,*
*Сари сипеҳр ба нори макида мемонад.*
*Ба дасти сабзхатон ҷоми лолагун дар боғ*
*Ба чашми оҳуи сунбулчарида мемонад.*
*Замона оби тароват зи ҷӯйи гулшан бурд,*
*Замини боғ ба ҷайби дарида мемонад.*
*Даруни ҷомаи рангини хеш дунёдор*
*Ба кирмҳои бирешимтанида мемонад.*
*Макун насиҳати дунё ба мардум, ай воиз,*
*Ки ин сухан ба ҳадиси шунида мемонад.*
*Дилам зи ёди қафас, Сайидо, малул шавад,*
*Ба мурғи хонаи сайёддида мемонад.*

Адабиёти тоҷик дар ин аср дар чунин шароити носозгору душвори таърихӣ фаъолият мекард.

Бале, замона замонаи нозбардор набуд. Камбағалию қашшоқӣ ва нодорӣ он қадар ба сари мардуми миёнаҳолу бечора ситам раво медид, ки ҳад надошт. Касе ба касе дасти мурувват дароз карда наметавонист. Суханваре чун Сайидо низ нозбардор надошту худ пайи рӯзии худ чун дигар ҳамдиёрони донишманду ҳунарманди қашшоқаш заҳмат мекашид. Мавсуф дар аввалҳои боло рафтани шуҳраташ мавриди таваҷҷуҳи ҳокимони замон қарор гирифта бошад ҳам, дар

давраи ҳукумати Субҳонқулихони Аштархонӣ дасту дилро аз ҳокимони худхоҳу ҷоҳталаб ва замони сифлапарвар мекашаду рӯ ба аҳли ҳунар меорад ва шарики каму ғами эшон мегардад, зеро:

*Гардуни сифла беҳунаронро ривоҷ дод,*
*Азбаски эътибор ба соҳибҳунар намонд.*

Ё:

*Суханро нест пеши аҳли дунё, Сайидо, қадре,*
*Ба ин ноошнотаъбон набудан ошно беҳтар.*

Як теъдод ғазалиёт, «Баҳориёт»-и тамсилӣ ва «Шаҳрошӯб»-и дар адабиёти мо нотакрори ӯ баёнгари ҳоли адиби ҳунарманд мебошанд. Аз ишораҳои ҷузъии шоир дар ашъораш пайдост, ки вай нобасомонаҳои замонаро дида, дар муқобили ин ҳамзамон дастгирию муруввати ҳокими Ҳиндустон Шоҳиҷаҳон нисбат ба аҳли илму адабро шунида, андешаи сафари Ҳиндустон кунад ҳам, вале заъфи пирӣ намегузорад, ки ин орзуи худро амалӣ гардонад. Акнун ҳамдаму ҳамнишин ва ҳамсуҳбату нозбардорҳои Сайидо аҳли ҳунари шаҳри Бухоро буданд, ки ҳаёти моддӣ ва маънавии ӯро алоқадри ҳол таъмин мекарданд ва барояш рӯҳи боландаи эҷоди ашъори иҷтимоиро муҳайё месохтанд. Балки ӯ худ минбаъд ба ҳунармандӣ машғул гардида, он ҳамаро бо чашми дил медид, хеле нозук эҳсос мекард ва бардоштҳояшро ҳузнангез рӯйи коғаз меовард. Дар байни мардум буду аз ҳар ҷиҳат онҳоро дастгирӣ мекард ва дар ҳаёти минбаъдааш то охири умр такя бар онҳо доштуу халос.

Беҳтарину бебаҳотарин ва боэътимодтарин маъхазе, ки моро бо Сайидои Насафӣ, шебу фарози зиндагӣ ва мероси адабии ӯ аз наздик шинос менамояд, эҷодиёти пурқимати ӯст, ки дар шакли «Куллиёт» ё «Девон» ҷамъ омада, борҳо нусхабардорӣ шудаву теъдоде чанд то ба рӯзгори мо расидаанд. Офаридаҳои килки сеҳрангези шоир аз қасида, ки бештар васфиянд, ғазал, рубоӣ, мухаммасу мусаддас, му-

стазод, мувашшаҳ, муаммо, қитъа, маснавиҳои хурд, фардиёт, силсилаи абёти «Шаҳрошӯб» ва «Баҳориёт» - и тамсилии ӯ дар сохти қофиябандии қасидаву ғазал иборат буда, камобеш 8500 байтро ташкил мекунад. Эҷодиёти Сайидо ба сабаби содаву равон ва дилпазиру гӯшнавоз будану матлабҳои ҳаётӣ доштан ҳанӯз дар замони зиндагонияш таваҷҷуҳи ҳамзамононро ба худ ҷалб намуда буд. Ғазалҳои зиёдашро, ки бештар дорои маонии ошиқона ҳастанд, мақомхонон бо оҳангҳои хуши «Шашмақом», ҳатто дар дарбори шоҳону ҳокимон, замзама мекарданд. Мухлисону ниёзмандон дар кӯчаву бозор шеърашро азбар мехонданд ва, зиёда аз ин, тавре мавсуф мегӯяд:

*Ба мулки Исфаҳону Ҳинд мехонанд ашъорам…*

Тазкиранигори ҳамзамони Сайидо Малеҳои Самарқандӣ он ҳамаро ба мушоҳида гирифта дар тазкираи худ «Музокиру-л-асҳоб» навиштааст: «Матлаъе нест, ки дар мақтааш номи ӯ пайваст набошад, ғазале нест, ки ӯ мухаммас набаста бошад. Ғазалҳои ғаррояш суханваронро санад аст, «Шаҳрошӯб»-аш шӯрҳо дар бозорҳо андохта, рубоияш аркони абётро пардохта, қасоидаш лангардор, маснавияш соҳибасрор, муқаттаоташ панд, мустазоди ӯ дилписанд, мувашшаҳаш муаммо, луғзаш рамзу имо, номатбӯи ӯ матбӯъ, он чӣ гуфта ҳама маснӯъ. Ин мазкуротро хубу маънидор гуфта».[1]

Қисми асосии девони Сайидоро ғазал ташкил медиҳад. Дасти тавоно ва фарққунандаи шоирро дар гуфтани ин жанри дар адабиёти форсии тоҷикӣ мумтоз дар он мебинем, ки дар офаридаҳои ӯ ғазал ба таври равшан рӯҳи иҷтимоӣ пайдо намуда, мавзӯи ишқ, ки дар ғазалиёти лисонулғайб Хоҷа Ҳофизи Шерозӣ мавзӯи асосӣ маҳсуб мeёфт, «…дар сайру такомули минбаъдаи ин жанр, пас аз асри XV дар эҷодиёти

---

[1] Малеҳои Самарқандӣ. Тазкираи Музокиру-л-асҳоб. Ба эҳтимоми Камолиддин Садриддинзодаи Айнӣ. –Душанбе: Пайванд, 1385. –С. 293-294.

шоироне чун Сайидо мақоми пешинаи худро аз даст дода, ба плани дувум гузашт ва ҷойи худро ба мавзӯъҳои гуногуни ғайриишқӣ дод. Ин ғалабаи эҳсосоти «шаҳрвандӣ»-и бар эҳсосоти ошиқонаи ӯ, аз ишқи нисбат ба ҳаёти ҷомеа бепарво ва аз воқеати воқеӣ дур ба инсони фаъоли рӯзгорӣ ва фарди иҷтимоӣ табдил ёфтани ӯ буд».[1] Аз ин ҷиҳат қаҳрамони лирики ғазалҳои Сайидои Насафӣ бо вусъати назари худ ба мавзӯи ғазал вусъати тоза бахшид ва ба ҳаёти воқеӣ наздиктар гардид. Дар худ дардро дид ва аз пайи ҷустуҷӯйи дармон шуд. Акнун дарди ӯ дарди ишқ не, балки дарди нобасомониҳои рӯзгор ва фош кардани иллатҳои муҳити зиндагӣ буд. Ҳамин аст, ки Сайидо лирикаи сифр ишқиро ба лирикаи иҷтимоӣ табдил дод, ки таъсири муҳити атроф дар он равшан мушоҳида мегардад. Шояд воқеъбаёнии ӯ аз таъсири мактаби вуқӯи асри XVI адабиёти тоҷик бошад, ки баҳсест алоҳида ва доманадор.

Назари амиқи Сайидои Насафӣ ба замон дар «Баҳориёт»-и ӯ, ки соли 1679 эҷод гардида, дар он мунозираи 18 ҳайвон инъикоси мушаххас ёфтааст, афкори иҷтимоию сиёсии гӯяндаро вусъати назар бахшидааст. Шоир дар симои ҳайвоноти тасвиркардааш (муш, гурба, саг, гӯсфанд, гург, гов, шутур, сангпушт, хорпушт, рӯбоҳ, харгӯш, маймун, оҳу, паланг, фил, карк, шер ва мӯрча) афкори иҷтимоиву сиёсии замони худро ба тариқи рамз инъикос менамояд.

Сайидои Насафӣ дар маснавиҳои хурди худ, ки ба ин шумор маснавии «Васфи Бухоро» низ шомил мебошад, дар баробари орзуву ормон ва диду ҷаҳонбинии аҳли заҳмат равиши зиндагии қашшоқона ба машғулияту касби ҳар кадом пешавар низ таваҷҷуҳ намудааст, ба монанди баққолу нонво, таштгару наҷҷор, косибу наққош, шотиру шустагар. Хусусияти хоси ин маснавиҳоро дар он мебинем, ки дар онҳо аввалан аз ҷиҳати сохт махлути шаклҳои шеърии қасида ва маснавӣ истифода гардида, сониян дар ҳар маснавӣ, дар заминаи имконияти истифодаи забони гуфтугӯйии мардум, аз ка-

---

[1] Саъдиев С. Адабиёти тоҷик дар асри ХУ11. –С. 175.

лима, таркибу ибора ва истилоҳҳои махсуси ҳамон касбу ҳунар дар ҷомаи бадеӣ моҳирона кор гирифта шудааст. Ин имконият дода, ки шоир ҳар чӣ бештар забони адабиётамонро ғанитар гардонад. Аз ин рӯ, дар навгӯйиву тозабаёнӣ силсилаи ашъори ӯ «Шаҳрошӯб» чӣ аз ҷиҳати сохт ва чӣ аз ҷиҳати муҳтаво дар адабиёти тоҷик, ба истисноӣ шаҳрошӯби Масъуди Саъди Салмон, то ҷое бесобиқа мебошад. Дар «Шаҳрошӯб»-и Сайидо ягонагии шакли шеърӣ ва ягонагии вазну қофия риоя нашудааст. Дар ин аср як навъ омезиши шаклҳои гуногуни шеърӣ дида мешавад. Бо он ки оғози «Шаҳрошӯб»-ро шоир бо ду ғазали хурд ҳусни матлаъ бахшидааст, баъзеашон ду-се байтӣ буда, асосан аз фардбайтҳо асос ёфтаву дар онҳо дар бораи 212 намояндаи касбу ҳунар сухан меравад. Новобаста ба ин ҳар байт вазифаи як шеъри томро анҷом дода, бори гарони маънии томро бардошта тавонистааст. Ҳамин аст, ки дар ин асар диди эҷодкор ба ҳаёти воқеӣ ва маҳорати фавқулода баланди ӯ худ ба худ равшан аст. Ба андешаи дурусти С. Саъдиев «Шаҳрошӯб»-и Сайидо асари минётурист, ки дар он ду мавзӯи тавъам – истеҳсолӣ ва лирикӣ дар шакли ниҳоят хурди бадеӣ ҳал шудааст».[1] Илова бар ин гуфтаҳо дар як силсила ғазалҳо, «Баҳориёт», ва «Шаҳрошӯб»-и шоир саноеъи лафзиву маънавӣ, ирсолулмасал, иҳому ибҳом ва монанди инҳо камтар ҷой доранд. Дар онҳо, аз нигоҳи Сайидо, забони софу сареҳи ҳол ва баёни воқеа нуктаи муҳим будаанд. Чанд мисол аз «Шаҳрошӯб»:

*Нонфурӯши ман нишаста бо ҳарифон лаб ба лаб,*
*Ҳар замон фарёд месозад, куҷоӣ нонталаб!*

Ё:

*Бошад он шӯхи кабобӣ дилбари оличаноб,*
*Доимо бошад танӯри ӯ пур аз сиху кабоб.*

---

[1] Саъдиев С. Таърихи адабиёти тоҷик дар асри ХУ11. –С. 249

Ва ё:

*Шӯхи меъморам ба олам тарҳи нав андохта,*
*Аз пайи таъмир ҳар ҷо рафта, гунбаз сохта.*

Дар мавриди «Шаҳрошӯб»-и Сайидои Насафӣ як нуктаи ҷолибу фарққунандаи дигарро бояд таъкид кард, ки дар ин силсила дар баробари калимаву ибораҳои гуногунро кор фармудан аз санъати иҳом (дидаву дониста ба иштибоҳ андохтани хонанда) хеле зиёду устодона кор гирифта шудааст. Ҳамчунин дар ниҳоди ин қабил ашъори шоир метавон маълумоти фаровони этнографӣ-мардумшиносиро дарёфт. Ин барои омӯзиши урфу одатҳои гуногуни мардумони Мовароуннаҳри асри XVII маводди муфиду арзишманд дода метавонад.

Аз бахшҳои дигари фарққунандаи эҷодиёти Сайидои Насафӣ дар баробари шоирони пеш аз ӯ дар он мебошад, ки дар назми ин шоир гуфтани мухаммас мавқеи намоён дорад ва аз ҷиҳати шумора баъд аз ғазалиёти ӯ меистад. Дар матни илмӣ-интиқодии таҳиянамудаи Ҷобулқо Додалишоев 73 адад мухаммаси шоир омада[1], ки бар ғазалҳои Ҳофизи Шерозӣ, Абдурраҳмони Ҷомӣ, Бадриддин Ҳилолӣ, Назирӣ, Урфии Шерозӣ, Абдурраҳмони Мушфиқӣ, Калими Кошонӣ, Толиби Омулӣ, Соиби Табрезӣ, Ваҳшии Бофқӣ, Муҳташами Кошонӣ, Рафеъ, Санҷар, Сабо, Ироқӣ, Муъмин, Анқо, Ҳайдар, Ҷомеъ, Фиғонӣ, Бадеъ, Адо, Шонӣ, Осафӣ, Ориф ва дигарон баста шудаанд. Аз номи шоироне, ки Сайидо ба ғазали онҳо муаммо гуфтааст, бармеояд, ки баъзе онҳо дар адабиётамон машҳуру маъруф набошанд ҳам, ғазалашон писанди шоири мухаммассаро гардида будааст. Ва ба ғазали шоирони номашҳур мухаммас бастани шоир бегумон ҳамин хулосаро пеш меорад. Дар мухаммасҳои мавсуф камоли маҳорати устодӣ бо ҳусни баёну забони равон тавъам аст. Ҳам ак-

---

[1] Насафӣ, Сайидо. Куллиёти осор / Сайидои Насафӣ. Матни илмӣ-интиқодӣ бо муқаддима ва тасҳеҳи Ҷобулқо Додалишоев. –Душанбе: Дониш, 1991. – 472 с.

нун Сайидои Насафӣ дар таърихи адабиёти тоҷик дар мухаммассаройи саҳми арзада нишон дода, аз устодони тавонои ин навъи шеърӣ ба шумор меравад.

Сайидои Насафӣ вақте ба эҷоди бадеӣ гом мебардошт «сабки ҳиндӣ» ба ҳаёти адабии Мовароуннаҳр бо қадамҳои устувор ворид мегардид. Сабаби ба ғазалиёти зиёди Соиби Табрезӣ мухаммас бастани шоир ин андешаро таъйид менамояд. Агар ҷиддан ба забони баёни ин суханвари аз табори ҳунармандон таваҷҷуҳ равад, дармеёбем, ки ӯ танҳо побанди «сабки ҳиндӣ», бахусус услуби Соиб, набуда, дар ашъори худ ҳамчунон аз «мактати вуқӯъ», ки дар асри XVI ва аввали асри XVII дар адабиётамон муддате арзи ҳастӣ дошт, судҳо бардоштааст. Бо вуҷуди тозахаёлиҳои ба «сабки ҳиндӣ» вориднамуда забони шеъри Сайидо сода, оммафаҳм ва ба забони зиндаи мардум хеле наздик аст. Истифодаи воситаҳои тасвири бадеӣ, баҳраманд будан аз сарчашмаҳои мусаффои ҳикмати халқ, зарбулмасалу мақолҳо, таркибу ибораҳои рехтаи мардумӣ, хеле зиёд ва бамаврид истифода намудани санъати талмеҳ мавзӯю муҳтавои шеъри шоирро вусъат бахшидаанд. Умуман, эҷодиёти Сайидои Насафӣ дар таърихи адабиёти форсии тоҷикӣ падидаи назаррас буда, онро ҳам аз ҷиҳати сохт ва ҳам ҷиҳати муҳтаво ҳарчи ғанитар гардонидааст. Таъсири эҷодиёти шоир ба раванди минбаъдаи адабиётамон пайваста эҳсос карда мешавад.

Китоб дар заминаи мунтахаби ашъори Сайидо, ки соли 1947 академик Абдулғанӣ Мирзоев таҳия намудааст, чопи мунтахаби Ҷамшед Шанбезода дар соли 1977, матни илмии таҳиянамудаи Ҷобулқо Додалишоев (с.1991) ва нусхаҳои хаттии дастраси дар Тоҷикистон буда таҳияву тадвин гардидааст.

***Алии Муҳаммадии Хуросонӣ,***
***адабиётшинос***

# ҒАЗАЛИЁТ

* * *

Ё Раб, аз паймонаи суҳбат шаробе деҳ маро,
Аз лаби ҷонбахши аҳли дил кабобе деҳ маро.

Синаам як зарра холӣ нест аз андӯҳу ғам,
Хонаи торик дорам, офтобе деҳ маро.

Ғунчаам афсурда гардида-ст аз бешабнамӣ,
Ҳамчу барги гул дар аъзо обутобе деҳ маро.

Аз харобӣ пайкарам гардида монанди ҳилол,
То ба пероҳан нагунҷам, моҳтобе деҳ маро.

Хушк ғардида-ст нахли ҳастиям аз ташнагӣ,
Ё Раб, аз ҷӯбори лутфи хеш обе деҳ маро.

Дар ғами рӯзи ҳисоб афтодаам чун Сайидо,
То шавам осуда, ризқи беҳисобе деҳ маро.

* * *

Зи бетобӣ ғурезон аст ҷони дардманди мо,
Нишинад чорзону бар сари оташ сипанди мо.

Надорад имтидод афғони ҷони дардманди мо,
Бувад мадди нигоҳи барқ фарёди писанди мо.

Кадом оҳунигаҳ имрӯз меояд дар ин саҳро,
Ки аз хамёза лабрез аст оғӯши каманди мо.

Ба оташхонаи доғи дили мо мезанад доман
Лаби худ, ҳар кӣ бикшояд чу гул аз баҳри панди мо.

Гиребончок дорад доғ сар то пойи гулҳоро,
Ба маҳмил мезанад паҳлу либоси шаҳписанди мо.

Ба гӯши мо зи аъзо нолаи занҷир меояд,
Нафас берун барояд ҳамчу най аз банд-банди мо.

Ба талхӣ метавон кардан ширин коми ошиқро,
Зи шаҳди заҳрханди ӯст ҳалвои баҳанди мо.

Вуҷуди мо, надорад, Сайидо, аз соя кӯтоҳӣ,
Намояд бар замин ҳамвор девори баланди мо.

* * *

Зи хуни дил шуда рангин ду дидаи тари мо,
Баҳори лолаи мо гул кунад зи соғари мо.

Чаро чу шамъ ба болини мо намеоӣ?
Зи интизории беҳад сафед шуд сари мо.

Гузашт умру дили мо ба орзу нарасид,
Дар ошёнаи мо пир шуд кабӯтари мо.

Ба пойи такяи мо сар фурӯ намеорад
Кулоҳи гӯшаи маъшуқи мо, қаландари мо.

Ситорасӯхтагон чун сипанд сабз шуданд,
Куҷост ғиряи абри баҳори ахтари мо?

Задӣ ба теғу буридию сохтӣ помол,
Чӣ рӯзҳо, ки наафкандаӣ ту бар сари мо!

Ба Сайидо назари марҳамат намесозӣ,
Зи чашми доми ту афтода сайди лоғари мо.

* * *

Зиҳӣ, фарроши зулфи анбаринат турраи шабҳо,
Сипанди холи рӯйи оташинат чашми кавкабҳо.

Дар ин даврон зи майхорон садое барнамеоянд,
Чу чашми шишаи май танг гардида-ст машрабҳо.

Ридои шайху зуннори бараҳман рафтаанд аз кор,
Зи ғафлат додаанд аз дасти худ сарришта мазҳабҳо.

Бувад дар чашми зоҳид хилвати беанҷуман дӯзах,
Муаллимрост бе атфол зиндон кунҷи мактабҳо.

Матои бесамар ҷӯёи чашми кӯр мебошад,
Дукон во мешавад афсонаро чун шамъ дар шабҳо.

Муҳол аст аз таҳи дил меҳрбон кардан ҳасудонро,
Ба афсун кай равад бадтинатӣ аз табъи ақрабҳо?

Навое соз, ай мутриб, ки мастон дар хурӯш оянд,
Ки муҳтоҷи дами суранд ин афсурда қолабҳо.

Ба кӯят шабравон аз фитнаи ғардун ҳазар доранд,
Кунад кори асас бо дурбинон чашми кавкабҳо.

Дари эҳсон ба рӯйи хеш аҳли ҷуд барбастанд,
Абас во карда меғардаанд арбоби тамаъ лабҳо.

Маро монанди гул айш аз гиребон сар бурун орад,
Ки дасти хеш кӯтаҳ кардам аз домони матлабҳо.

Машав аз ёди Ҳақ як соате, ай Сайидо, ғофил,
Ки мегардад мураббӣ дар ду олам зикри «Ё Раб»-ҳо!

* * *

Чашми ёрам хобу сангин аст бедорӣ маро,
Май кашам, доруи беҳушист ҳушёрӣ маро.

Бӯйи пероҳан ба Канъон рафт пеш аз корвон,
Ҷо диҳад дар дидаи манзил сабукборӣ маро.

Аз надомат пушти дастам гарчи рӯйи даст шуд,
Бар каф истода-ст домони гунаҳгорӣ маро.

Хирқаи ман чун гиребон аз гулӯи ман гирифт,
Шуд ридо охир ба гардан фӯтаи зорӣ маро.

Дар хаёли чашми ӯ ҳар ҷо, ки манзил мекунам,
Нест дур аз зери сар болини беморӣ маро.

Ҳар киро бинам ба нафси хеш дорад бандагӣ,
Кист месозад дар ин кишвар харидорӣ маро?

Тавба аз май кардаму ёди ҷавонӣ мекунам,
Дар хаёлоти муҳол афганд бекорӣ маро.

То задам дар ҳалқаи ин зоҳидон дасти ниёз,
Риштаи тасбеҳи ман шуд доми тарророӣ маро.

Шоху баргамро гами афтодагон афтода кард,
Аррае будам, ки сӯҳон кард ҳамворӣ маро.

Дидани хуршедро монеъ набошад ҳеч кас,
Аз ҷавонон хуш бувад маъшуқи бозорӣ маро.

Бо фашу мисвок зоҳидро ба кӯйи хеш дид,
Ханда зад, гуфто: – Саре набвад ба дасторӣ маро.

Субҳи ҳашр аз рӯйи корам парда хоҳад баргирифт,
Гар насозад домани афви ту сатторӣ маро.

Юсуф аз зиндон бурун омад, Азизи Миср шуд,
Муждаи уммедвориҳо бувад хорӣ маро.

Сайидо, дар фикри хубон устухонам шуд сафед,
Ку ҷавонӣ, к-андар ин пирӣ диҳад ёрӣ маро.

* * *

Ай шамъ, сӯйи хонаи ман бе талаб биё,
Ҳангоми субҳ агар натавонӣ, ба шаб биё!

Асбоби айш баҳри ту омода кардаам,
Чун гул, кушодарӯву табассум ба лаб биё!

Чин аз ҷабин чу гардани мино ба тоқ неҳ,
Дар даст ҷоми бода ба айшу тараб биё!

Рам карда ақлу ҳуш зи ман истодаанд,
Шӯхӣ макун ба суҳбати ман, боадаб биё!

Аз Сайидои хеш чӣ парҳез мекунӣ?
Ҳон, ай табиб, сӯхтам аз тобу таб, биё!

* * *

Зи ғунчаи дили мо бехабар бувад гули мо,
Даруни байза хазон шуд баҳори булбули мо.

Садо баланд накардем аз тиҳидастӣ,
Зи санги сурма бувад согари таваккули мо.

Ба гулшане, ки дар ӯ булбули хушилҳон нест,
Шукуфтагӣ накунад ғунчаи тағофули мо.

Ба зӯри оҳ туро мо ниғоҳ доштаем,
Ба сарви қадди ту печидааст сунбули мо.

Қади хамидаи моро аҷал камин карда,
Нишаста сели ҳаводис ба сояи пули мо.

Зи шона карда ҷудо дасти мову мегӯяд:
– Сазои он, ки расонад зиён ба кокули мо!

Зи ғунчаҳои чаман мекашем рӯзардӣ,
Бувад чу барги хазондида дасти бепули мо.

Нишастаем дар оташ чу Сайидо ҳама умр,
Сипанд сӯхта аз ғайрати таҳаммули мо.

* * *

Нарм шуд аз хоби ғафлат бистари сангини мо,
Бошад аз мағзи сари мо пунбаи болини мо.

Кардаем аз хонабардӯшӣ иқоматро видоъ,
Гирдбоди домани саҳро бувад тамкини мо.

Остин, умрест, аз сайри чаман афшондаем,
Нест кам аз ғунчаи гул домани пурчини мо,

Серчашмиҳои мо аз донаҳои ашки мост,
Осмонро доғ дорад хӯшаи Парвини мо.

Нафси саркаш оқибат андохт моро дар бало,
Кард охир кори худро душмани ширини мо.

Бар сари минбар бувад овози носеҳро асар,
Нест ҳамчун воизон таҳчӯбкорӣ дини мо.

Дар паси ойинаи дил, Сайидо, мо хуфтаем,
Чашм пӯшида-ст аз мо душмани худбини мо.

* * *

Ай фарши бӯйи сунбули зулфат димоғҳо,
Помоли шабнами гули рӯйи ту боғҳо.

Имшаб биё ба кулбаам, ай рашки бӯстон,
К-аз равғани гул аст лаболаб чароғҳо.

Номам миёни сӯхтағон то баланд шуд,
Худро ба лолазор кашиданд зоғҳо.

З-он ёри хонагӣ хабаре ҳеч кас нагуфт,
Лабрез шуд зи обила пойи суроғҳо.

Имрӯз баски рехтаӣ хуни булбулон,
Барбаста шуд ба халқ раҳи кӯчабоғҳо.

Дар офтоб сӯхта гаштанд қумриён,
Бар сояҳои сарв нишастанд зоғҳо.

Дар ҳеч дил намонд ғами ишқ, Сайидо,
Шуд пир дар хаёли ҷавонон димоғҳо.

* * *

Ай аз лаби ту хушк даҳони пиёлаҳо
В-аз дурии ту ғарқа ба хун доғи лолаҳо.

Хат нест он ки бар рухи ҷонон дамидааст,
Хубон навиштаанд ба номат рисолаҳо.

Дар базми ишқ рутбаи хурду калон якест,
Тифлон баробаранд ба ҳафтодсолаҳо.

Ин ходимон зи хони каримон баранд файз,
Гарданд сурхрӯй зи мино пиёлаҳо.

Бар чархи фитнабор намоён ситора нест,
Сӯроххост бар бадани ӯ зи нолаҳо.

Танпарварон ба тарбият одам намешаванд,
Беҳуда медиҳанд ба филон наволаҳо.

Набвад маро саре ба ҷавонони хурдсол,
Дасти ман асту домани ҳафтодсолаҳо.

Аз килки Сайидо ҳама ҷо мушкбор шуд,
Гӯё буридаанд ба нофи ғазолаҳо.

* * *

Ба сӯйи кулбаам, ай офати замона, биё!
Ба ҷониби садаф, ай гавҳари ягона, биё!

Ба интизории побӯсият, чу нақши қадам
Ниҳодаам сари худро бар остона, биё!

Чу лола дар ҷигарам догҳо шуда пайдо,
Фитода бе рухи ту оташам ба хона, биё!

Барои мақдамат омода кардаам базме,
Сухан дароз мегардону бе баҳона биё!

Кушодаам ба ҳавои ту чун камон оғӯш,
Баро зи хона чу тиру пайи нишона биё!

Ба бурдани дили мо зулфу хол ҳоҷат нест,
Кӣ гуфта буд, ки ин ҷо ба дому дона биё?

Маро чу шона дурӯиву садзабонӣ нест,
Чу зулф дар бағалам бе усули шона биё!

Чу Сайидо, зи чаман баски дурам, ай булбул,
Ба нолаам мададе кун, зи ошёна биё!

* * *

Бар сари болинам, ай хизри Масеҳодам, биё!
Рафтаам аз худ, биё, ай Исии Марям, биё!

Баҳри побӯсат ҷабинам интизорӣ мебарад,
Каъбаи мақсад, биё, ай қиблаи олам, биё!

Гирдбоди доғ бар аъзои ман гул кардааст,
Об агар бар оташам мерезӣ, ай шабнам, биё!

Гирди дил баргаштаӣ, акнун ба чашми ман нишин,
Ҳаҷ ба ҷо овардаӣ, бар чашмаи Замзам биё!

Аз ғамат дар хун, чу мурги нимбисмил, метапам,
Захми корӣ хӯрдаам дар сина, ай марҳам, биё!

Паллаи ҳуснат ба мизони назар бошад гарон,
Юсуфӣ, ғар мезанӣ моро ба санги кам, биё!

Сайидо базме ба хуни дил муҳайё кардааст,
Ай гули хандон, биё, бо чеҳраи хуррам биё!

* * *

Агар қомат барафрозад, заминро ҷон шавад пайдо,
Ба ҳар ҷо лаб кушояд, чашмаи Ҳайвон шавад пайдо.

Ба дил аз доғи тираш бӯстони тозае дорам,
Ки аз нахли гули ӯ ғунчаи пайкон шавад пайдо.

Бар атрофи ҷаҳон, умрест, чун хуршед, мегардам,
Ба уммеде, ки дарди ишқро дармон шавад пайдо.

Бувад, чун оби машраб бар даҳони осиё рӯзӣ,
Лабе то во шавад аз хони даврон нон шавад пайдо.

Ғуборамро диҳад бар бод рашки гирдбод охир,
Кӣ мегуфт аз биёбон чун ту саргардон шавад пайдо?

Машав бо лашкари худ ин ҳама магрур, ай зоҳид,
Мабодо найзадоре з-он сафи мижгон шавад пайдо.

Ба зери боли булбул ғунча гардад аз ҳаё пинҳон,
Зи ҳар ҷониб, ки он шӯхи гули хандон шавад пайдо.

Ба зӯри сим гардад нарм ҳамчун мум сахтиҳо,
Ба тифле гар диҳанд ин устухон, дандон шавад пайдо.

Ба гашти боғ чун он нозанин маҳмилнишин гардад,
Зи гулҳои чаман ҳамчун ҷарас афғон шавад пайдо.

Нигаҳ дорад Худо аз донаи сайёд мургонро,
Мабод аз хонаи соҳибтамаъ эҳсон шавад пайдо.

Агар пурсанд дар рӯзи қиёмат куштагонатро,
Аҷаб дорам, туро аз ҷӯши хун доман шавад пайдо.

Ту дар хубӣ шавӣ машҳур, то ман бенаво гардам,
Маро ихлос рӯй орад, туро сомон шавад пайдо.

Гули рухсори шабнамсӯз агар дар боғ бинмой,
Зи ҳар шохе чу наргис дидаи ҳайрон шавад пайдо.

Ба роҳи хонаи Ҳақ мекунӣ, ай Сайидо, сустӣ,
Чӣ хоҳӣ кард, агар саҳрои бепоён шавад пайдо?

* * *

Бе лабат шуд сангборон бар сари паймонаҳо,
Майпарастон хок мелесанд дар майхонаҳо.

Ҳар кӣ моро сӯхт, шамъе бар мазори хеш бурд,
Ояд ин овоз аз хокистари парвонаҳо.

Аз муаллим кӯдакон гиранд таълими ҷунун,
Кардаӣ девона тифлонро ба мактабхонаҳо.

Аз чаман мурғон ба иқболи кӣ берун рафтаанд?
Пар баровардаанд аз дунболи эшон хонаҳо.

То хату холи ту дар гарди касодӣ ғута зад,
Бар замин, чун мӯр, гардиданд пинҳон донаҳо.

Гӯшагирон аз ҳаводисҳои даврон эминанд,
Чуғзро бошад ҳисори офият вайронаҳо.

Пойи худ дониста неҳ дар базми мо, ай муҳтасиб,
Гардиши гирдоб бошад гардиши паймонаҳо.

Мешаванд ойинаҳо равшан зи сайқал, Сайидо,
Санги тифлон сурмаи чашм аст бо девонаҳо.

* * *

Кӯҳ паҳлу бар замин монад зи бори дарди мо,
Чархро созад мушаббак тири оҳи сарди мо.

Қаҳрабо худро ниҳон созад ба зери барги коҳ,
Гар бигирад парда аз рухсор ранги зарди мо.

Фӯтаи зорӣ шавад дар боғ тавқи қумриён,
Гар равад сӯйи гулистон сарви яктогарди мо.

Ҳастии мо хоксоронро шавад асбоби айш,
Равшан аст имрӯз чашми гирдбод аз гарди мо.

Шеваи чархи ситамгар дойимо оҷизкушист,
Алҳазар, ай дӯстон, аз душмани номарди мо!

Сайидо, моро набошад туҳфае ғайр аз ниёз,
Дасти войи мо бувад имрӯз роҳоварди мо.

* * *

Ай баҳоратро гули худрӯ гиребонпораҳо,
Хори девори гулистонат сафи наззораҳо.

Гармрафторон зи олам рахти ҳастӣ бурдаанд,
Барқи гарди корвон шуд аз ватановораҳо.

Нисбати ушшоқ чун Юсуф хато бошад ба ҷурм,
Ҳамчу гул пок аст домони гиребонпораҳо.

Коми дил аз мардуми дунё гирифтан мушкил аст,
Тар намегардад лабе аз оби ин фавворахо.

Рӯйи гулзори туро набвад ба шабнам эҳтиёҷ,
Оби ҳасрат мечакад аз дидаи сайёраҳо.

Қатраҳои ашк аз хушкӣ ба мижгон шуд гиреҳ,
Мемаканд ангушти худ тифлони ин гаҳвораҳо.

Бар сари кӯйи ту мову Сайидо афтодаем,
Дасти мо гир аз карам, ай чораи бечораҳо!

* * *

Гоҳе ба чашми лутф, маҳи ман, бибин маро,
Дар оташи фироқ масӯз инчунин маро.

Не қосиде, ки бо ту расонад паёми ман,
Не ҳамдаме, ки бо ту кунад ҳамнишин маро.

То домани висоли ту аз даст додаам,
Чун аждаҳо фурӯ барад ин остин маро.

Даст аз ситам макаш, ки ҷафопешагони шаҳр,
Бераҳмият шунида кунанд офарин маро.

Ман меваи ҳаловати шохи назокатам,
Афгандаӣ ба санги ҷафо бар замин маро.

Хӯ кардаам ба талхии ҳаҷри ту, умрҳост
В-арна пур аст ҳар тараф аз ангубин маро.

Ҳар ҷо, ки меравӣ, зи ман ором меравад,
Ҳар сӯй мебарад дили андӯҳгин маро.

Чашмат ба ҳар касе нигаҳи гарм мекунад,
Оташ фитад ба доғи дили оташин маро.

Як рӯз аз ту гӯшаи чашме надидаам,
Беҷой кардаӣ зи барои ҳамин маро?

Паҳлу ба хоки тира ниҳодам чу Сайидо,
Охир барад хаёли рухат бар замин маро.

* * *

Зи нола манъ макун ошиқи балокашро,
Касе набаста ба афсун забони оташро.

Ба гарму сарди ҷаҳон ҳар кӣ сохт ҳамчун шамъ,
Шикаст равнақи бозори обу оташро.

Ҳуҷуми хор кунад шуъларо қавичангол,
Шикаст дер тавон дод хасми саркашро.

Ба боғ чеҳраи гулро малоҳати диғар аст,
Мабар зи майкада берун шароби беғашро.

Зи ошноии девона баски дар ҳазарам,
Бурун зи сина фиғандам дили мушаввашро.

Ба фикри он бути наққош меравам аз ҳуш,
Ба ҳар куҷо шунавам хонаи мунаққашро.

Ба сеҳру нола намонда-ст, Сайидо, асаре,
Чӣ гуна ром кунам бо худ он паривашро?

* * *

Нест озори касе дар дили ғампешаи мо,
Ҷӯйи шир аст равон аз даҳани шишаи мо.

Хусрави ишқ агар бар сари инсоф ояд,
Хуни Фарҳод зи Ширин талабад тешаи мо.

Мо ниҳолем, ки парвардаи боғи дигарем,
Шохи мо сабз шавад пештар аз решаи мо.

Мавҷро баҳри хатарнок бувад тахтаи машқ,
Ҳар куҷо теғ бувад, по ниҳад андешаи мо.

Бар сари хома ниҳӣ теғ, нагардад зи забон,
Тундхӯйӣ иатавон кард ба ҳампешаи мо,

Сайидо, пайкари мо сӯхт саропой зи доғ,
Оташ афтод ба якбор дар ин бешаи мо.

* * *

Ҳирс афзун мешавад аз марги мо афлокро,
Мешуморад дом ризқи дидаи худ хокро.

Душманӣ бо саркашон кардан сари худ хӯрдан аст,
Зердасти шуъла созад саркашӣ хошокро.

По зи ҳад берун ниҳодан қатъи пайванди худ аст,
Дасткӯтаҳ мекунад нохундарозӣ токро.

Аз мазорам сабза ҳамчун боли қумрӣ сар кашад,
Чун гузар афтад ба хокам сарви он бебокро.

Бурд ҳушамро хаёли ҷилваи мастонааш,
Нашъаи май чун баланд афтад, барад идрокро.

Шабнам аз ҳамдӯшии гул маҳрами хуршед шуд,
Сар ба гардун мерасонад ҳусн чашми покро.

Сайидо, то дар канори шона омад зулфи ӯ,
Орзуҳо гашт пайдо синаҳои чокро.

* * *

Соя аз бетобиям силӣ занад маҳтобро,
Изтиробам ҷон дарорад куштаи симобро.

Мешавад хасми қавӣ аз чарбу нармӣ зердаст,
Мекунад помоли худ як қатра равған обро.

Бар заифон бештар меояд аз даврон шикаст,
Мавҷ пиндорад гулӯи осиё гирдобро.

Теғи устоди мукаммал бошад аз нуқсон тиҳӣ,
Нест бар шамшери абрӯ даст печутобро.

Зӯри бозуро чӣ нисбат пеши ақли ҳилагар?
Рустам аз тадбир зад бар хоку хун Суҳробро.

Неку бадро аз ҳаводисҳои даврон чора нест,
Кай тавонад садди раҳ шуд хору хас селобро?

Аз тавозуъ қиблаи олам тавон шуд, Сайидо,
Мекунад пушти дуто мадди назар меҳробро.

* * *

Мехурад хуни ҷигар дар базми мо меҳмони мо,
Шишаи соғар тиҳидаст аст дар даврони мо.

Аз тараддуд пойи худ бар якдигар печидаем,
Дасти мо, умрест, кӯтоҳ аст аз домони мо.

Гирдбодем, аз рафиқон лек дур афтодаем,
Ҳаст ҳамчун осиё гирдоби саргардони мо.

Тар нашуд моро лаб аз паймонаи дарёдилон,
Дар даҳони мо зи хушкӣ об шуд дандони мо.

Парри кохе аз муррабӣ̣ нест моро баҳрае,
Хӯшачинӣ мекунад дар аҳди мо деҳқони мо.

Ҳеч кас бар тӯтиёи мо наяндозад назар,
Хок дар чашми харидорон занад дуккони мо.

Осиё аз гардиши бисёр меафтад зи по,
Дар даҳони мо чаро афсурда шуд дандони мо?

То ба бозу дасти мо бар кундаи зонуст банд,
Пойи мо умрест печида-ст дар домони мо.

Боғбон гӯё ба оби қаҳрабо парвардааст,
Сабза меруяд чу барги коҳ аз бустони мо.

Обу нони мо бувад дар банди чандин печутоб,
Гашта ҳамчун осиё гирдоби саргардони мо.

Умри мо чун шамъ дар шабзиндадорӣ сарф шуд,
Ханда дорад субҳдам бар дидаи гирёни мо.

Аз дари арбоби давлат чашми мо обе нахӯрд,
Хушк чун хори сари девор шуд мижгони мо.

Менамояд остони мо зи пастӣ сарбаланд,
Мезанад паҳлу ба Кайвон гӯшаи айвони мо.

Қитъаи таърихи мо ояд зи дарҳо ноумед,
Ҳеч кас раҳме намесозад ба фарзандони мо.

Дар танӯри осмон, ай Сайидо, оташ намонд,
Аз багал берун намеояд зи хомӣ нони мо.



Қабо кашида ба бар қомати баланди туро,
Шакар гирифта дар оғӯш нӯшханди туро.

Ҳилол то ба рикоби ту сар ниҳад чун наъл,
Ҳазор бор бибӯсад суми саманди туро.

Дилам шикаставу умрест орзу дорад,
Ҳавои сунбули зулфи шикастабанди туро.

Ба ҳоли хастаи худ ин ҳама тағофул чист?
Фироқ зеру забар карда дардманди туро.

Чу Сайидо набувад соддалавҳ дар раҳи ишқ,
Нишони лутф гумон карда заҳрханди туро.



Чӣ бошад, ғар бигирӣ дасти чун ман нотавонеро,
Барӣ ҳамчун камон дар хона беному нишонеро?

Чаман монанди доғи лола дар ғирдоби хун афтад,
Агар гӯям ба булбул аз ҷудоӣ достонеро.

Чӣ сарҳо мондаам чун меҳру маҳ дар кӯчаи хорӣ,
Ба худ то дӯст ғардонидаам номеҳрбонеро.

Зи шӯхӣ тир оғӯши камонро мекунад холӣ,
Ба зӯр оварда натвон дар бағал сарви равонеро.

Сазои туст, ай парвона, дилсӯзию маҳрумӣ,
Ба мағзи ҷон чаро парвардаӣ оташзабонеро?

Мапурс, ай боғбон, имрӯз аз хомӯшии булбул,
Манеҳ ангушт бар лаб, ҳамчу гул пурхун даҳонеро.

Надидам, Сайидо, аз дилбарон рӯйи вафодорӣ,
Бидеҳ, ё Раб, ба ин булбул баҳори бехазонеро.



Хун мечакад чу ғунчаи гул аз сухан маро,
Теғи бараҳнаест забон дар даҳан маро.

Дар ҳеч ҷо қарор надорам, чу офтоб,
Меҳри рухи ту карда чунин беватан маро.

Парвонаро ба базми худ, ай шамъ, раҳ мадеҳ,
Кӯтаҳзабон масоз ба ҳар анҷуман маро.

Баъд аз ҳалокам аз сари хокам чу бигзарӣ,
Созад алам миёни шаҳидон кафан маро.

Бе қомати ту сарв чу дуд аст дар назар,
Бе рӯйи туст ташти пуроташ чаман маро.

Рӯзе, ки баҳри қатли асирон шавӣ савор,
Ҳар мӯй тозиёна шавад бар бадан маро.

Рӯзе, ки панҷаам зи ғиребон ҷудо шавад,
Ай Сайидо, чу мор хурад пераҳан маро.



Зи бахти тираи мо тоза доғи лолаи мо,
Фатила оҳ бувад дар чароғи нолаи мо.

Зи баҳр косаи гирдоб пур намегардад,
Чӣ гуна об нагардад дили пиёлаи мо.

Ҷаҳониён дари гуфтушунид барбастанд,
Насиби рахнаи девор шуд рисолаи мо.

Димоғи сӯхтагонро кӣ мекунад равшан?
Тиҳӣ шуда-ст зи равған чароғи лолаи мо.

Зи хона по нагузорем, Сайидо, берун,
Мабод куҳнаработе шавад ҳаволаи мо.

* * *

Бар доғ ғӯта зад дили ишратсиришти мо,
Охир расид чашми баде дар биҳишти мо.

Мири бисоти даҳр зи мо он чӣ буд, бурд,
Бар сина санг баста дили ҳамчу хишти мо.

Аз дур ҳиммате бикун, ай абри навбаҳор,
Наздик шуд, ки дуд барояд зи кишти мо.

Дар синаи пуроташи мо доғ шуд кабоб,
Муҳтоҷи равған аст чароғи куништи мо.

Пайваста чашми мост ба дасти ту чун нигин,
Девони сунъ карда чунин сарнавишти мо,

Соф аст ҳамчу ойина дилҳои аҳли ҷоҳ,
Чун об равшан аст ба ту хубу зишти мо.

Рӯзе, ки ҳашр ойинаи худ диҳад ҷило,
Равшан шавад ба халқи ҷаҳон хубу зишти мо.

Ай Сайидо, ба ҷабҳа надорем чин зи кас,
Пешонии кушода бувад сарнавишти мо.

* * *

Ҳаҷраш охир кард хуррам ҷони афгори маро,
Оқибат ин дард сиҳҳат дод бемори маро.

Аз чаман берун нахоҳам бурд мижгони дурушт,
То насозад гул ба доман боғбон хори маро.

Домани пурсанг ин ҷо ҳамчу кӯҳ истодаам,
Сел натвонад зи ҷо ҷунбонд девори маро.

Аз сари мастӣ кунад дар пойи минбар рақсҳо,
Бар сари воиз агар монанд дастори маро.

Тоби ишқи лоларухсорон надорам беш аз ин,
Рӯзии оташ макун, ё Раб, хасу хори маро.

Сайидо, фикри ман аз шабзиндадорӣ шуд баланд,
Ҳаққи бисёр аст бо ман чашми бедори маро.

* * *

Ай хати сабзат баҳори маҳшари оворахо,
Сунбули зулфат каманди гардани наззораҳо.

Дар чаман, ай шуълахӯ, то азми рафтан кардаӣ,
Шамъ равшан карда андар мақдамат фавворахо.

Кавкабамро нест оромӣ зи гардишҳои чарх,
Хоби осойиш намебинам дар ин гаҳвораҳо.

Рӯзгоре шуд, мурувват рафта аз дарёдилон,
Тар намегардад сарангуште аз ин фавворахо.

Мо зи Миср имрӯз гӯё рахти ҳастӣ бастаем,
Нест моро корвон гайр аз гиребонпораҳо.

Гаштаем аз шири модар то чудо, хун мехӯрем,
Тахти шоҳӣ буд моро тахтаи гаҳвораҳо.

Ҳуснро аз хирачашмон мерасад охир зиён,
Моҳ мегардад ҳилол аз улфати сайёраҳо.

Сайидо, дар чӯйи арбоби карам нам баски нест,
Оби ҳасрат мезанад чӯш аз лаби фавворахо.

* * *

Ай ба ёдат чашмаи Замзам дари кошонаҳо,
Каъбаи афтодагонат остони хонаҳо.

Хонабардӯшам, ба шамъе интизорӣ мекашам,
Бӯрёи кулбаам бошад пари парвонаҳо.

Аҳли ҳимматро назар имрӯз бар дасти гадост,
Косаи чашми тамаъ бошанд ин паймонаҳо.

Дасти худ кӯтаҳ кун, ай машшота, аз афсунгарӣ,
Зулфи ӯ бошад хабардор аз усули шонаҳо.

Дар дили худ ҳар чӣ дорад соқии бераҳми мо,
Метавон хонд аз хати пушти лаби паймонаҳо.

Аҳли давлат рафтаанд аз худ ба таклифи ҷунун,
Нест ҷуз занҷир бар дарҳои меҳмонхонаҳо.

Гӯшҳо то дар ҳиҷоби пардаи гафлат шуданд,
Бар лаби афсонагӯён шуд гираҳ афсонаҳо.

Пойи савдои маро занҷир чини доман аст,
Хирқаи ман бошад аз мӯйи сари девонаҳо.

Сайидо, имрӯз хилватҳо зи аҳли дил тиҳист,
Нест осоре зи майхорон дар ин майхонаҳо.

* * *

Медиҳад ҳар дам фиреб он наргиси ҷоду маро,
Мекунад охир биёбонмарг ин оҳу маро.

Сурати ӯ нақш бандад, ҳар куҷо паҳлӯ ниҳам,
Хомаи наққош бошад дар бадан ҳар мӯ маро.

Аҳли дилро суҳбати дунёпарастон офат аст,
Кисаи зар душмани ҷон аст дар паҳлӯ маро.

Дар ғамаш беҳуда бо ман сабр фармояд табиб,
Рӯйи беҳбудӣ намебошад аз ин дору маро.

Шӯриши Маҷнун шавад аз дурии занҷир беш,
Ҳасрати зулфаш кунад охир парешонгӯ маро.

Ҷавҳари теғаш ба қатлам сурх карда чашми худ,
Хун ба ҷойи об мегардад равон з-ин ҷӯ маро.

Фикри ҳолаш карда-карда оташам дар ҷон фитод,
Ай мусалмонон, чӣ созам, сӯхт ин ҳинду маро?

Чун тавонам рафт аз кӯяш ба ҷое, Сайидо?
Бандҳо дар по бувад аз кундаи зону маро.

* * *

Машъали нури таҷаллист дили анвари мо,
Дасти нуронии Мӯсост зи по то сари мо.

Асари сӯхтагон то ба қиёмат боқист,
Метавон шамъ барафрӯхт зи хокистари мо.

Аз шикасти дили мо санг ба фарёд омад,
Ҳамчу гул, доғ шуд аз паҳлуи мо бистари мо.

Ба гирифтории мо дом саросар шуда чашм,
Мепарад дидаи сайёд ба болу пари мо.

Пушти ойина зи ҷавҳар ба замин меояд,
Мекунад мӯй гаронӣ ба тани лоғари мо.

Тоҷ додан ба гадо зинати шоҳон бошад,
Ай ҳумо, сояи худ дур макун аз сари мо.

Мешавад сафҳаи ойина зи сайқал равшан,
Ҷанг доранд бутон бар сари хокистари мо.

Медиҳад ғунчаи гулзори ҳавас бӯйи зуком,
Шавад аз нашъаи май хушк димоғи тари мо.

Рӯзгорест, ки бар гирди ҷаҳон мегардад,
Сари хуршеди фалак дар талаби соғари мо.

Тукмаи тоҷи сари ғунчаи шодӣ марг аст,
Кори шамшер кунад боли ҳумо бар сари мо.

Ҳамчу гул хотири мо ҷамъ набошад зи ҳавас,
Вақти он аст, ки барҳам хурад ин дафтари мо.

Мо чу аз хона паридем, ба дом афтодем,
Ёди парвоз бурун рафта зи болу пари мо.

Чашми мо мотами бисёр ҳарифон дида-ст,
Карда дар хок дусад шиша майи соғари мо.

Кори шамшер кунад оҳи дили мазлумон,
Хӯрда аз чашмаи хун об дами ханҷари мо.

Аз найи килки ту бо мо қафасе бофтаанд,
Устухон нест намоёншуда аз пайкари мо.

Найзаи хомаи моро ба ҷаҳон кард алам,
Назари марҳамати мири суханпарвари мо.

Коми дил аз гули хуршед чу шабнам гирад,
Сайидо, ҳар кӣ назар ёфт зи чашми тари мо.

* * *

Ҷониби мо дидаро во карда пӯшидан чаро?
Ошноӣ кардану бегона гардидан чаро?

Чархро дар нола дорад тири оҳи хастагон,
Аз назар афтодагонро дер пурсидан чаро?

Сурмаи бегонаро дар чашми худ ҷо додаӣ,
Ин қадар аз ошноён дур гардидаи чаро?

Хуфтагони хокро ёди рафиқон доғ кард,
Дӯстон, аз якдигар беҳуда ранҷидан чаро?

Истимоъи сад сухан аз хор чун гул мекунӣ,
Як сухан аз андалеби хеш нашнидан чаро?

Аз ғами мӯйи миёни нозуки ӯ, Сайидо,
Сунбулосо ин қадар бар хеш печидан чаро?

* * *

Зи барқи теғи абруят фитод оташ ба кишварҳо,
Маҳи нав гашт мили оташин дар чашми ахтарҳо.

Гирифтори тани хокист рӯҳ аз пастии ҳиммат,
Ба дом афтодааст ин мурғ аз кӯтоҳии парҳо.

Надорад модар аз таъдиби фарзанди худ осойиш,
Садафро сина пурнам мегузорад ҳифзи гавҳарҳо.

Набошад равнаќе дар аҳди мо комилиёронро,
Ниҳон дар пардаи зангор гардиданд ҷавҳарҳо.

Зи нахли хушк охир баҳра мегиранд ҳақгӯён,
Ба мақсад мерасонад воизонро чӯби минбарҳо.

Шавад аҳволи ман маълуми ӯ аз ҷабҳаи қосид,
Бувад мактуби ман манқуш бар боли кабӯтарҳо.

Ба ҷойи об мардум баски хуни якдигар хӯрданд,
Ҳубобосо шуданд аз мағз холӣ косаи сарҳо.

Зи арбоби тамаъ хони каримон тахтабандӣ шуд,
Кушодӣ нест бар рӯйи касе дигар аз ин дарҳо.

Набошад ҷуз тараддуд рӯзие дунёпарастонро,
Ба зери бори нокомӣ бимиранд охир ин харҳо.

Ба рӯйи аҳли олам суфраи худ паҳн агар созӣ,
Шавад рӯзи қиёмат бар сарат барпой чодарҳо.

Гудозад хуни гармам, Сайидо, мижгони хубонро,
Ба қатли ман чу барги бед меларзанд ханҷарҳо.

* * *

Ай зи рӯят даргирифта шамъҳо дар хонаҳо,
Анҷуманҳо ҳар тараф аз мурдаи парвонаҳо.

Ёди умри рафтаи худ ҳар кӣ бошад, мекунад,
Нест гайр аз зикри зулфаш дар забони шонаҳо.

Ишрати айём дар даврони мо шуд мунтаҳӣ,
Барнамеояд садое аз лаби паймонаҳо.

Дасти хушк аҳли тамаъро дасти рад хоҳад шудан,
Мекунад машшота ин нақл аз забони шонаҳо.

Дар хаёли сайд агар доме гузорам бар замин,
Сабз чун мижгон шавад дар чашми домам донаҳо.

Дар чаман оҳе гар аз саргаштагӣ берун кашам,
Осиёи бод гардад булбулонро хонаҳо.

Сайидо, ором аз дунёпарастон бурдаанд,
Хоби роҳат карда рам аз дидаи девонаҳо.

* * *

Моҳи ман, маст аз шароби ноб мебинам туро,
Лаб ба лаб бар соғари маҳтоб мебинам туро.

Аз миёни булҳавас ҳаргиз намеойӣ бурун,
Киштии афтода дар гирдоб мебинам туро.

Ҳеч касро тоқати наззораи рӯйи ту нест,
Панҷаи хуршеди оламтоб мебинам туро.

Дар кадомин базм имшабро ба рӯз овардаӣ,
Ҷоми май бар даст, масти хоб мебинам туро?!

Остони кӯйи ту пиру ҷавонро муттакост,
Қиблаи арбоби шайху шоб мебинам туро.

Сайидо, он симтан азми куҷо дорад, ки боз
Изтироболуда чун симоб мебинам туро?

* * *

То ҷилваи инони ту бурда-ст ҳуши мо,
Дорад саре ба ҳалқаи фитрок гӯши мо.

Лабташнагӣ ба ғунча кушояд дари нишот,
Бошад калиди фатҳ забони хамӯши мо.

Ай муҳтасиб, риояти худро нигоҳ дор,
Дасти сабӯи бода расида ба дӯши мо.

Моро ҳалок мекунию ханда мезанӣ,
Шаҳд аст хурдани туву заҳр аст нӯши мо.

То по кашидаем зи майхона, Сайидо,
Афтода рахнае ба сафи майфурӯши мо.

* * *

Ай хокмоли сарви равони ту обҳо,
Мавҷи канорагарди фиребат саробҳо.

Фонус садди раҳ нашавад нури шамъро,
Кай мешаванд монеи ҳуснат ниқобҳо.

Чашми туро ба хоб надиданд мардумон,
Бо он ки рафтаанд ба ёди ту хобҳо.

Ай мавҷи оби Хизр, куҷо меравӣ, ки боз
Афтодааст дар раги ҷон изтиробҳо?

Умрест, нолаҳо зи рагу пӯст мекунанд,
Мутриб чӣ гуфтааст ба гӯши рубобҳо?

Азбаски дар қаламрави фаҳм имтиёз нест,
Шуд зери машқ повароқи интихобҳо.

Мағрури сими худ машав, эй чанг, оқибат,
Бар гардани ту канда шавад ин танобҳо.

Наздик омада-ст, ки ёрон бино кунанд
Деворҳои майкадаро аз китобҳо.

Пеши даҳони ёр забои лол мешавад,
Беҳуда рафтаем ба худ сарҳисобҳо.

Мекард ёди сӯхтагон чашми масти ӯ,
Афгандаанд наъл дар оташ кабобҳо.

Гуфтам ғубори хотири худ шустушӯ диҳам,
Пур шуд зи хок косаи чашми ҳубобҳо.

Рӯйи диле зи моҳҷабинон надидаем,
Гармӣ намондааст дар ин офтобҳо.

Даврон маро ба ҳуш наёвард, Сайидо,
Шуд мастиям зиёд аз ин эҳтисобҳо.

* * *

Нест аз тасбеҳ серӣ панҷаи зуҳҳодро,
Ҳирси мижгон аст чашми дом ин сайёдро.

Гардани таслим дорад теғи суҳон бар қафо,
Мекунад кӯтаҳ забони ханҷари ҷаллодро.

Ошноёнрост кӯшиш бар ҳалоки якдигар,
Теша фурсат ёфт, хӯрд охир сари Фарҳодро.

Барқвор озода аз саҳрои маҳшар бигзарад,
Нест дар дил бок аз дарёи оташ бодро.

Сарвро карда-ст қумрӣ дар гулистон зердаст,
Баски набвад имтиёзе бандаву озодро.

Аҳли дунё охир аз олам ба ҳасрат меравад,
Аз биҳишти худ набошад баҳрае Шаддодро.

Рӯҳи танпарвар надорад аз гирифторӣ хабар,
Дар қафас ҳаргиз наяндозад касе калхотро.

Пеш аз ин дар мулки эҳсон буд шоҳонро ҳуҷум,
Ин замон ҷӯянд роҳи олами эҷодро.

Аҳли нихватро насиме зуд аз ҷо мебарад,
Саҳлбоди гирдбоде кушт қавми Одро.

Пеши ӯ ойина меларзад, чу дасти раъшадор,
Чашмаи симоб месозад дили фӯлодро.

Дар дили Хусрав зи ҷӯйи шир ҳар сӯ рахнаҳост,
Талх донад кӯҳ ширинкории Фарҳодро.

Аз сари ҷурмам чу бигзаштӣ, хато бар ман магир,
Банда натвон кард аз сар бандаи озодро.

Дар шикасти дил маро карда-ст зулфаш зердаст,
Сайидо, бо ӯ кӣ дод ин сархати бедодро?

* * *

Дар дили мо гар намеой, ба чашми мо биё,
Аз муҳит андеша дорӣ, бар лаби дарё биё!

Хок дар чашмам занад назора ҳамчун гирдбод,
Эй насими пераҳан, аз домани саҳро биё!

Аз тапидан рехт зери дом болу пар маро,
Бар сари сайди худ, ай сайёд, бепарво биё!

Синаро чун лола аз доғат чароғон кардаам,
Дар чаман баҳри тамошо, ай гули раъно, биё!

Аз нигоҳам метавон сайри гули бодом кард,
Чашм дар роҳи туям, ай наргиси шаҳло, биё!

Хонаи дил кардаам чун сафҳаи ойина соф,
Як шаб аз баҳри Худо, ай шамъи базморо, биё!

Рӯзгоре шуд, ки чашми Сайидо маъвои туст,
Офтобӣ, дар мақоми худ биё, танҳо биё!

* * *

Холи лабат нишонда дар оташ Халилро,
Зулфи ту баста болу пари Ҷабраилро.

Арбоби ҳирс аҳли тамаъро хурад ба хашм,
Бошад ҳалол хуни гадоён бахилро.

Селоби гиря кӯҳи гунаҳро барад зи ҷо,
Фиръавн садди раҳ нашавад рӯди Нилро.

Аз сурати бузург мурувват тамаъ мадор,
Танг офаридааст қазо чашми филро.

Тадбири ақл роҳ наёбад ба кӯйи ишқ,
Созанд манъ бе санад ин ҷо далелро.

Аз васли ёр ком гирифтем, Сайидо,
Бурдем аз ин муҳит дури беадилро.

* * *

Ба ҳарфи ғайр мехоҳӣ ту озори дили моро,
Ба қавли муддаӣ оташ мазан сарманзили моро.

Чаро дар пурсиши аҳволи мо истодагӣ дорӣ?
Ба ҳарфе метавон гардонд осон мушкили моро.

Нахоҳад монд аз васвоси шайтон ҳеч кас эмин,
Зи раҳ ноқобилон бурданд ёри қобили моро.

Ба сӯйи он ҷафоҷӯ, Сайидо, хоҳам ишорат кард,
Агар пурсанд дар рӯзи қиёмат қотили моро.

* * *

Зи хунам баъди куштан шӯриши маҳшар шавад пайдо,
Чу бар хок уфтад як дона, чандин сар шавад пайдо.

Ба шустушӯ либоси бадқумош атлас намегардад,
Ба сайқал кай зи теғи оҳанин ҷавҳар шавад пайдо?

Ба девори қафас то рахнаҳо дидам, яқинам шуд,
Ки як дар баста гардад, сад дари дигар шавад пайдо.

Агар имрӯз дасти худ ба нон додан алам созӣ,
Зи хуршеди қиёмат бар сарат чодар шавад пайдо.

Шавад чун шуъла гарданкаш ба андак тақвият золим,
Ба оташ аз хасу хошок болу пар шавад пайдо.

Ба андак рутбаи таҳҷӯбкорӣ фахр месозӣ,
Бувад меъроҷи воиз, ҳар куҷо минбар шавад пайдо.

Агар дар роҳи Ҳақ, ай Сайидо, бо сидқ рӯ орӣ,
Туро чун Хизр аз реги равон раҳбар шавад пайдо.

* * *

Бо баду неки чаҳон азбаски ҳамдӯшем мо,
Сурмаро чашмему ҳарфи сахтро гӯшем мо.

Укдае дар ҳар хами зулфе, ки бошад шонаем,
Кокуле ҳар ҷо парешон мешавад, дӯшем мо.

Қомати мо хам шуду фикри канор аз сар нарафт,
Чун камони ҳалқа танг аз дасти оғӯшем мо.

Зулфи ӯро бандаему кокули ӯро асир,
Сунбули ӯро ғуломи ҳалқабаргӯшем мо.

Баски имрӯз имтиёз аз аҳли олам бурдаанд,
Заҳр агар дар ҷоми мо резанд, менӯшем мо.

Ҳеч кас аз мо либоси тирабахтиро набурд,
Рӯзгоре шуд, ки чун кокул сияҳпӯшем мо.

Маъние дар ҳар кӣ мебинем, хизмат мекунем,
Хоназоди аҳли фаҳму бандаи ҳушем мо.

Шикваи равшандилонро қосиде даркор нест,
Ҳар кӣ аз мо ҳар чӣ гӯяд, дар баногӯшем мо.

Сайидо, ҳамсуҳбатон моро намесозанд ёд,
Ғунчасон аз тангдастиҳо фаромӯшем мо.

* * *

Фитода гӯшаи чашми ту то ба хонаи мо,
Дукони сурмафурӯшист остонаи мо.

Димоғи булбули мо баски нозук афтода-ст,
Ба шохи накҳати гул бошад ошёнаи мо.

Ба осмон набувад Каҳкашон, ки мебинӣ,
Ба рӯйи чарх бувад захми тозиёнаи мо.

Ҳадиси зулфи ту тақрир кай тавон кардан,
Шикастааст чу хаттат забони шонаи мо?

Шикастаем сари нафсу гардани шайтон,
Зи осиё шуда берун дуруст донаи мо.

Касе, ки хиранazar, Сайидо, чу шабнам шуд,
Ба рӯйи сабзаву гул парварад замонаи мо.

* * *

Рӯят гули сари сабади лолазорҳо,
Хаттат матоъи қофилаи навбаҳорҳо.

Дар бӯстон зи ҳасрати побӯси сарви ту
Ҳамёза мекашанд лаби ҷӯйборҳо.

Рафтори ту гирифта сари роҳи кабкро,
Тамкини ту шикаста сари кӯҳсорҳо.

Ай чашмаи ҳаёт, тағофул зи ҳад гузашт,
Мавҷи сароби ашки ман аст обшорҳо.

Ҳаргиз зи диданат нашавад сер чашми мо,
Беинтиҳост силсилаи интизорҳо.

Танг аст ҷомаи гули раъно ба дӯши ман,
Осудаам зи пераҳани эътиборҳо.

З-ин қавми мурдадил чӣ тамаъ мекунад касе,
Бинанд пеши по ба чароғи мазорҳо.

Вақт аст, Сайидо, зи пайи бехудӣ равем,
Моро гудохт пайравии ихтиёрҳо.

* * *

Хоки Маҷнун дод то бар бод оҳи сарди мо,
Хоҳад омад хонахез акнун ба саҳро гарди мо.

Каҳрабо дар дасти мо кай метавонад об рехт?
Мекашад беобрӯйӣ пеши ранги зарди мо.

Кӯҳ хоҳад ҷаст ҳамчун набзи беморон зи ҷо,
Гар ба пушти ӯ гузорад бори худро дарди мо.

Лашкари мо хоксоронро ба чашми кам мабин,
Шаҳсаворе ҳаст пинҳон дар миёни ғарди мо.

Сайидо, бо дардмандони диёри маърифат
Ашки сурху чеҳраи коҳист раҳоварди мо.

* * *

Ҳар шаб аз ёдат мунаввар мекунам кошонаро,
Гирдбоди оҳ месозам чароғи хонаро.

Мекунад ушшоқро санги фалохун кӯйи ту,
Ҷӯши савдои ту гардонад сари девонаро.

То ба зулфат раҳ наёбад дасти ғаммози насим,
Мекунам хори сари девори кӯят шонаро.

Соғари моро задӣ чун лола бар хоки сиёҳ,
Карда чашми боданӯшат сурмадон паймонаро.

Ай фалак, бар рӯзии ман тангчашмиҳо макун,
Саҳл бошад аз даҳони мӯр бурдан донаро.

Килки худро баъд аз ин дар зери сар неҳ, Сайидо,
Муттакои хеш кун шохи гули афсонаро.

* * *

То ба он гулгунқабо чун соя ҳамдӯшем мо,
Пераҳан дар хуни худ олуда мепӯшем мо.

Рӯзҳо чун соя ҳамроҳем, ҳар ҷо меравем,
Шаб чу мегардад, зи ёди ӯ фаромӯшем мо.

Пеши мо, ай шамъ, лофи суҳбаторой мазан,
Сад забон дорем, ҳамчун шона хомӯшем мо.

Боли қумрӣ сарвро бошад ҳисори офият,
Ёр дар ҳар ҷо бағал бикшояд, оғӯшем мо.

Аз сафои синаи бекина гавҳар мекунем,
Чун садаф як қатраи обе, ки менӯшем мо.

Дар либоси шабравӣ карда-ст пинҳон хешро,
Доғ-доғ аз дасти он моҳи сияҳпӯшем мо.

Майпарастонем, аз савдои фардо фориғем,
Ҳар чӣ бо мо медиҳанд имрӯз, менӯшем мо,

Поси хотирдорӣ, ай ойина, аз мо ёд гир,
Айбҳои халқ мебинему мепӯшем мо.

Сайидо, ҷуз шиква набвад пешаи бозоргир,
Нест тавфире ба ҳар коре, ки мекӯшем мо.

* * *

Ба гулшан чун барафрӯзад зи май рухсори чун гулро,
Кунад фаввораи хун ғунчаи минқори булбулро.

Ба гесӯи абирафшон агар дар бӯстон ояд,
Ба рагҳои замин пайванд созад шохи сунбулро.

Кунад чун мум шамъи сабр истиғнои хубонро,
Сари таслим мерезад дами теғи тағофулро.

Зи кунҷи хона дигар пой дар майхона бигзорам,
Ба даст овардаам домони минои таваккулро.

Нигаҳ дорад Худо аз сели офат хоксоронро,
Набошад ҳеч нуқс аз ҷӯши дарё сояи пулро.

Ҷаҳон як кӯчабоғи захм шуд аз ханҷари нозат,
Нигоҳат чанд бандад бар камар теғи тағофулро?

Зи акси сояи ман кӯҳ монад бар замин паҳлӯ,
Шикаста дастбӯси панҷаам дӯши таҳаммулро.

Ба рози хеш натвон сохтан маҳрам дурӯёнро,
Нигаҳ дор аз забони шона, ай машшота, кокулро!

Тамошои чаман, ай Сайидо, бе ёр агар бошад,
Нигаҳ дар дида мили оташин донад раги гулро.

* * *

Ғубори гирдбодам тӯтиёи чашми ахтарҳо,
Парешон кард саҳрои ҷунунам мағз дар сарҳо.

Зи хуни ташнагон майхона дашти Карбало бошад,
Чу сарҳои шаҳидон хок мелесанд соғарҳо.

Набошад баҳра аз амволи худ дунёпарастонро,
Садафро тар намегардад гулӯ аз оби гавҳарҳо.

Нишон аз Каъбаи мақсад диҳад ангушти мактубам,
Шикаста дар талоши номаам боли кабӯтарҳо.

Зи чашмам баста рахти ҳастии худ хоби осойиш,
Кафи паҳлуи ман силӣ занад бар рӯйи бистарҳо.

Ба олам кор месозанд аҳли ҷуд соилро,
Ҳамин овоз меояд ба гӯши ҳалқа аз дарҳо.

Манеҳ дар зери гардун, Сайидо, паҳлуи роҳатро,
Чӣ осояд касе дар сояи ин куҳна манзарҳо!

* * *

Бувад мунъим азизи кишвару озода хор ин ҷо,
Зи сарви боғ раънотар дарахти мевадор ин ҷо.

Дар оғози муҳаббат ошиқ аз мурдан наяндешад,
Занад худро ба коми шер тифли найсавор ин ҷо.

Худоҷӯро саҳархезӣ шавад афзунтар аз пирӣ,
Дар айёми хазон гулдаста мебандад баҳор ин ҷо.

Аламҳои туро фардо гувоҳонанд дар Маҳшар,
Макун озурда аз худ хотири лайлу наҳор ин ҷо.

Зи заҳри чашм арбоби тамаъро нест андеша,
Кунанд ин қавм мили сурма аз мижгони мор ин ҷо.

Саводи беди маҷнун беҳтар аз занҷир Маҷнунро,
Бувад аз дасти гиро нозанинтар раъшадор ин ҷо.

Ба берӯйӣ тавон аз аҳли дунё баҳравар гаштан,
Зи тифлон шикваҳо дорад дарахти мевадор ин ҷо,

Бувад кори ту, ё Раб, дар ду олам парда пӯшидан,
Макун маҳҷуб он ҷову магардон шармсор ин ҷо.

Набошад раҳ ба базми хилвати мо ҳарзагӯёнро,
Сари Мансур силӣ мехурад аз пойи дор ин ҷо.

Зи базми шеър набвад баҳрае афсурдатабъонро,
Бувад килки суханпардоз чун шамъи мазор ин ҷо.

Ба мулки Исфаҳону Ҳинд мехонанд ашъорам,
Зи Туркистонаму ҳаргиз надорам эътибор ин ҷо.

Набошад бо фашу мисвоки зоҳид ҳеч таъсире,
Наяндешад касе аз кавкаби дунболадор ин ҷо.

Хату зулфаш камар барбастаанд аз баҳри қатли ман,
Ҳазар кун, Сайидо, аз иттифоқи мӯру мор ин ҷо.

* * *

Ба шамъи базм имшаб арз кардам хомаи худро,
Ба бозуи пари парвона бастам номаи худро.

Чу гул дар қулзуми хун зад маро савдои урёнӣ,
Ба шохи шуъла охир паҳн кардам ҷомаи худро.

Дар ин гулшан димоғам хушк шуд аз бӯйи навмедӣ,
Кашидам дар гиребон, ғунчаосо, шомаи худро.

Яке, баҳри Худо, нанҳодаӣ бар хок пешонӣ,
Бизан, ай зоҳид, акнун бар замин аммомаи худро.

Чу шамъ, ай Сайидо, аз ҳастии худ чашм пӯшидам,
Ба як мижгон задан барҳам задам ҳангомаи худро.

* * *

Дар оғӯшам чу меоӣ, миён, баҳри Худо, бикшо,
Гиреҳ аз кори ман то во шавад, банди қабо бикшо!

Матои хеш натвон кард пинҳон аз харидорон,
Дукони рангу бӯ, ай ғунча, дар пеши сабо бикшо!

Макун кӯтоҳ домони карам аз дасти муҳтоҷон,
Гиреҳ аз кисаи зар во куну чашми гадо бикшо!

Лаби барбаста ғардад садди роҳи ризқ бар соил,
Даҳони хешро баҳри талаб чун осиё бикшо!

Зи худ берун шаву пайванди ҳастиро шикасте деҳ,
Миёни хешро чун най ба рӯйи бӯрё бикшо!

Дами субҳ аст, ай соқӣ, дари майхонаро во кун,
Барои дардмандон раҳнаи дорушшифо бикшо!

Макун дар навбаҳорон пешаи худ ғунчахуспиро,
Бирав дар боғ, чун гул сина бар касби ҳаво бикшо!

Ниғаҳро гул ба домап аз баҳори субҳи пирӣ кун,
Чу шабнам, чашми худ вақти саҳар, ай Сайидо, бикшо!

* * *

Зи доғи дил музайян сохтам кошонаи худро,
Чароғон аз пари товус кардам хонаи худро.

Зи дасти изтироби нафси танпарвар наёсудам,
Сипанди рӯйи оташ то накардам донаи худро.

Сабӯи майпарастонро кафи дасти гадо дидам,
Ниҳодам муҳри хомӯшӣ ба лаб паймонаи худро.

Зи дасти норасоӣ додам аз каф зулфи Ширинро,
Задам чун теша охир бар сари худ шонаи худро.

Зи дасти кӯдакони шаҳр гардидам дилозурда,
Ба саҳро мебарам силизанон девонаи худро.

Парешон ҳамчу гул дидам ҳавоси аҳли маҷлисро,
Гираҳ чун ғунча кардам бар забон афсонаи худро.

Ҳадиси уқдаи дуру дароз аз зулф мегӯям,
Нигаҳ медорам аз кӯтаҳзабонӣ шонаи худро.

Маро бар печутоби косаи гирдоб раҳм омад,
Ба дарё бурда охир рехтам паймонаи худро.

Фиғони «ал-амон» аз турбати Маҷнун алам гардад,
Ба саҳро сар диҳам рӯзе агар девонаи худро.

Ба мижгон, Сайидо, рӯбам ғубори остонамро,
Кашам дар чашми худ чун сурма гарди хонаи худро.

* * *

Хатти рухсори ту шабҳо барад аз ҳуш маро,
Пур зи маҳтоб шавад ҳолаи оғӯш маро.

Ба тамошои ту ҳар гоҳ, ки бехуд ғардам,
Набз ҷунбонаду фарёд кунад гӯш маро.

Пардаи чашм ҳиҷоби дили равшан нашавад,
Натавон кард чу ойина намадпӯш маро.

Корам аз камсуханӣ ғунчасифат дар гиреҳ аст,
Карда, умрест, ҳисорӣ лаби хомӯш маро.

Юсуфи бахти ман аз чоҳ бурун хоҳад шуд,
Накунад ҷӯши харидор фаромӯш маро.

Сайидо, шикваи ағёр хамӯшам накунад,
Нанишонад сухани сарди кас аз ҷӯш маро.

* * *

Дилро асири доми бало мекунем мо,
Коре, ки мекунем, баҷо мекунем мо.

Моро ба Каъба роҳбаре эҳтиёҷ нест,
Абрӯи ёр қибланамо мекунем мо.

Уммеди худ ба чархи сияҳкоса мебарем,
Чашми тамаъ ба дасти гадо мекунем мо.

Аз кӯтаҳист домани мо пок ҳамчу гул,
Андеша кай аз рӯзи ҷазо мекунем мо?

Ай Сайидо, ба гарди хиромаш намерасем,
Худро агарчи боди сабо мекунем мо.

* * *

Гирифтам гӯшае имрӯз аз дарҳо давиданҳо,
Камони ҳалқа шуд пушти асоям аз хамиданҳо.

Чу гул, аз суфраи арбоби давлат хуни дил хӯрдам,
Насиби ман нашуд чун ғунча ғайр аз лаб газиданҳо.

Қанотпешагон лаб тар намесозанд аз дарё,
Наафтад моҳии тасвир дар доми тапиданҳо.

Ба як парвоз кардан дар қафас андохтам худро,
Биҳамдуллаҳ, ки фориғболам аз беҷо париданҳо.

Намесозад гарон пойи тамаъро кундаи зону,
Ҳарисонро барад дар чоҳи зиндон орамиданҳо.

Зи кор афтодааст ангуштҳо чун панҷаи шона,
Шикаста то ба бозу дастам аз доман кашиданҳо.

Зи аҳли рӯзгор, ай Сайидо, нашнидаам ҳарфе,
Гаронӣ мекунад имрӯз гӯшам аз шуниданҳо.

* * *

Ай нигоҳат муттакои ҷон ба ғорат додаҳо,
Гардиши чашмат каманди ваҳдати озодаҳо.

Бар замини хоксорон то қадам овардаӣ,
Нақши поят мезанад гул бар сари афтодаҳо.

Номи озодӣ баровcovered дар боғи ҷаҳон,
Ҳамчу сарви бӯстон дар хизматат истодаҳо.

Ман куҷо, эй шайху базми тавбафармоён куҷо?
Мерамад мурғи кабоб аз суҳбати бебодаҳо.

Кай кунанд аз неку бад ойинарӯён имтиёз?
Метавон ҷо кард худро дар миёни содаҳо.

Гиряи мастонаам дар хонақаҳ овард рӯз,
Зоҳидон карданд пойандози худ саҷҷодаҳо.

Сайидо, то дурии манзил туро равшан шавад,
Ҳамчу тори шамъ печиданд бо ҳам ҷодаҳо.

* * *

Соқиё, май деҳ, ки мавҷи ӯ барад аз ҷо маро,
Гирдбодосо ба як сӯ афганад аз по маро.

Бе ҷунуне нестам, аз соя ваҳшат мекунам,
Нолаи занҷир меояд зи нақши по маро.

Ташнаам, ҳамчун садаф, як қатра серобам кунад,
Нестам гирдоб, саргардон кунад дарё маро.

Аз ғами фардо ба чашми ашкборам нам намонд,
Меравад чун шамъ охир сар дар ин савдо маро.

Юсуфам бошад канори шаҳр оғӯши падар,
Чун даҳони гург бошад лолаи саҳро маро.

Донаи холи ту беҷо паҳн созад доми хеш,
Болҳо пайдо шавад чун мӯр аз аъзо маро.

Хонаи дил, Сайидо, аз ғайр холӣ кардаам,
Медиҳад баҳри тасаллӣ ваъда бар фардо маро.

* * *

Зи чашмам қумриён доранд таълими париданҳо,
Зи шамшоди ту сарви бӯстонҳо қад кашиданҳо.

Ба доғи лолазорам мезанӣ оташ, чӣ зулм аст ин
Ба по бастан ҳинову сурма бар наргис кашиданҳо?

Тағофул хоназоди гӯшаи чашмони фаттонат,
Ғуломи ҳалқабаргӯшат суханҳо ношуниданҳо.

Тараддуд карда-карда оқибат аз хештан рафтам,
Зи по чун нақши по афтодам охир аз давиданҳо.

Сарангушт аз надомат чун сари мисвок месозам,
Ба ёдам чун расад гаҳвораву дастон макиданҳо.

Зи ҷонон мерасад, ай Сайидо, имрӯз мактубе,
Кабӯтарвор чашмам дорад андози париданҳо.

* * *

Зад бар замин чу нақши қадам осмон маро,
Ҳамвор кард пасту баланди ҷаҳон маро.

Аз ҷунбиши насими гул аз ҷой меравам,
Азбаски карда мавсими пирӣ хазон маро.

Обам бувад зи ашку чароғам зи дуди оҳ,
Ай вой бар касе, ки шавад меҳмон маро!

Дарвешаму биҳишти барин аст кулбаам,
Натвон фиреб дод ба лабҳои нон маро.

Ҷое чу гирдбод иқомат намекунам,
Азбаски ҳаст хона ба реги равон маро.

То кардаам дар анҷумани рӯзгор ҷой,
Монанди шамъ об шуда устухон маро.

Пуштам хамиду шуд ба асо дастам ошно,
Кард осмон нишонаи тирукамон маро.

Аз саъйи абр сабз нагардид решаам,
Коре накард тарбияти боғбон маро.

Аз ҳилаҳои нафс таваккул халос кард,
Аз дасти гург дод раҳоӣ шубон маро.

Ман булбули кабоби гули рӯйи оташам,
Дар шохсори шуъла бувад ошён маро.

Доранд шайху шоб шикоят зи якдигар,
Дигар саре намонд ба пиру ҷавон маро.

Чун ғунчаи гул аст хамӯшӣ шиори ман,
Нанҳодааст муҳр касе бар даҳон маро.

Аз ҷӯйбори аҳли карам даст шустаам,
То додаанд об зи теғи забон маро.

Монанди сарву бед, на гул дораму на бар,
Баҳри чӣ коштанд дар ин бӯстон маро?

Савдои зулфу кокулаш аз тирабахтиям
Таклиф мекунанд ба Ҳиндустон маро.

Ҳамчун камон зи ҷой нахезам ба зӯри хеш,
Тири дуо нағирад агар аз миён маро.

Дорам ба нони хушк қаноат чу Сайидо,
Бӯйи кабоби халқ расонад зиён маро.

* * *

Ай баҳори лутфи ту обрӯйи бустонҳо,
Аз ту домани пургул хор дар биёбонҳо.

Ай кабобат Иброҳим в-ай ҳалокат Исмоил,
Мустаидди қурбонӣ дар тани ҳама ҷонҳо.

Субҳи қозибу содиқ бар дари ту меоянд,
Бар умеди рухсорат паҳн карда домонҳо.

Чашм бар раҳат доранд кӯчабоғҳо ҳар рӯз,
Аз ду рӯй саф баста дар чаман хиёбонҳо.

Соғари тиҳидастӣ умр мекунад афзун,
Чархи сарнагункоса бигзаронда давронҳо.

Кашкашон суйии Лайлӣ ишқ бурда Маҷнунро,
Тавқи бандагӣ бошад чок дар гиребонҳо.

Қасри рӯзгор охир хок бар сарат резад,
Чанд созӣ, ай гофил, хоб зери айвонҳо?

Зулфи дилбарон ғардад бар раги замин пайванд,
Оқибат шавад помол сабзаҳои мижгонҳо.

Соғари гул аз шабнам чашмаи ҳаёт омад,
Сарвҳо Хизир гӯён дар канори бустонҳо.

Душманони оҷизро поймол натвон кард,
Таркаши пур аз тир аст шерро найистонҳо.

Сайидо, хату зулфаш қасди диданат доранд,
Хонаро бикун ҷорӯб, омаданд меҳмонҳо.

* * *

Ғунчахуспиҳо дар оғӯши чаман дорад маро,
Ҳифз абрӯи ту дар ҳар пераҳан дорад маро.

Чун сипанд имрӯз беоромам аз савдои Ҳинд,
Ёди хокистарнишинӣ беватан дорад маро.

Мехурам аз баҳри як мисроъ чандин печутоб,
Мӯйи оташдида савдои сухан дорад маро.

Ғунчаи тасвирро аз нола овардам ба ҳарф,
Бар лаб ангушти таҳайюр он даҳан дорад маро.

То шуд ӯ аз базм берун, ман шудам хилватнишин,
Ёди умри рафта дур аз анҷуман дорад маро.

Пушти худ бар Бесутун чун нақши Ширин мондаам,
Ҳамчу ширинкории худ Кӯҳкан дорад маро.

Сайидо, бар куштаи симоб ҳасрат мебарам,
Баски беором он симинбадан дорад маро.

* * *

Беқарор имрӯз он симинбадан дорад маро,
Хор дар пероҳан он гулпераҳан дорад маро.

То ҳадисе аз лаби ӯ дар қалам овардаам,
Дар миёни тӯтиён ширинсухан дорад маро.

Одамиро меваи фирдавс месозад ҷавон,
Тозаву тар ёди он себи зақан дорад маро.

Буд ҳамчун писта аз неъмат лаболаб хонаам,
Тангрӯзӣ орзуи он даҳан дорад маро.

Зулфи мушкинаш маро бо чашми ӯ кард ошно,
Тарбият имрӯз оҳуи Хутан дорад маро.

Аз худ он Юсуф чу Яъқубам намесозад ҷудо,
Дар бағал пинҳон чу бӯйи пераҳан дорад маро.

Кокули пурчин парешон карда дар базмам расид,
Бар сари худ номаи барҳам задан дорад маро.

Меравад ҳар ҷо чу шамъу хона равшан мекунад,
Музтариб парвонае дар анҷуман дорад маро.

Сайидо, хатташ ҷавоби бӯса то овардааст,
Муҳри хомӯшӣ лаби ӯ бар даҳан дорад маро.

* * *

Хонабардӯшам, парешонкӯ ватан дорад маро,
Бар ҷунун таклиф чоки пераҳан дорад маро.

Ғунчаи гул нестам, то аз насиме во шавам,
Рӯзгори рафта сар дар пераҳан дорад маро.

Ҳалқаи базм аст тавқи бандагӣ бар гарданам,
Ман ғуломи он ки дур аз анҷуман дорад маро.

Нест ҷуз зоғу заған дар ошёни булбулон,
Боғбон беҳуда таклифи чаман дорад маро.

Ҳамчу мурғи байза, аз парвоз кардан мондаам,
Бепаруболӣ гирифтори ватан дорад маро.

Сайри боғи орзу кардан надорад эътибор,
Дидани гул хори девори чаман дорад маро.

Олам аз овозаам лабрезу ман по дар ватан
Дар гираҳ, чун нофи оҳуи Хутан дорад маро.

Медиҳад Хизри ҳаёт аз олами обам ҳарос,
Ин биёбонгард қасди раҳ задан дорад маро.

Гирдбод аз бесаранҷомӣ намегирад қарор,
Танґдастиҳои даврон бесватан дорад маро.

Сайидо, дар суҳбати нодон шавад доно хамӯш,
Хомаи кӯтаҳзабон дур аз сухан дорад маро.

* * *

Бепаруболӣ дар ин гулшан ҳавас бошад маро,
Ҳамчу мурғи байза урёнӣ қафас бошад маро.

Ташнаам, аз содагӣ меҷӯям имдод аз ҳубоб,
Илтимос аз ҳамдами кӯтаҳнафас бошад маро.

Корвонро гӯш аз ғафлат ба овози дирост,
Кӯси реҳлат бонги овози мағас бошад маро.

Мурғи шохи шуълаам, ай барқ, бар ман раҳм кун,
Қуввати парвози бол аз хору хас бошад маро.

Кас намегӯяд хабар аз чашмаи оби Ҳаёт,
Хизри ин раҳ омадурафти нафас бошад маро.

Хоби хуш дар хонаи сайёд кардан аблаҳист,
Такя чун сурат ба девори қафас бошад маро.

Киштии худро ба соҳил мерасонам ҳамчу мавҷ,
Гар аз ин дарё ҳубобе ҳамнафас бошад маро.

Мурғи озодам, зи ман парвоз кардан рафтааст,
Хоби роҳат зери девори қафас бошад маро.

Баски килкам аз риёзат найшакар гардидааст,
Бӯрёи хона аз боли магас бошад маро.

Рӯйи бозори самандар гарм аз доғи ман аст,
Ҳаққи бисёре ба он оташнафас бошад маро.

Дар бало будан асиронро беҳ аз бими балост,
Ошён дар гӯшаи боми қафас бошад маро.

Гаштаам аз фоқаи бисёр тори анкабут,
Интизорӣ бар пару боли магас бошад маро.

Сайидо, имрӯз аз дуздони маънӣ фориғам,
Хона ҳамчун боми зиндон, пурасас бошад маро.

* * *

Мурғи беболам, гулистон кай ҳавас бошад маро?
Хандаи гул чоки девори қафас бошад маро.

Илтимоси сӯзан аз Исои Марям кай кунам?
Гиряи нақши кафи по дастрас бошад маро.

Кай шавад побасти тору пуди ӯ чун анкабут,
Қуввати парвоз агар ҳамчун магас бошад маро.

Ғунчаи нашкуфтаро гулчин ба сар бурд аз чаман,
Ҳамчу гул, ҷо дар миёни хору хас бошад маро.

Нест сайёде, ки дар домаш кунам худро асир,
Шукрҳо гӯям, агар ҷо дар қафас бошад маро.

Ай, ки мегӯӣ хамӯшӣ садди роҳи қисмат аст,
Мекунам фарёд, агар фарёдрас бошад маро.

Корвони бӯйи пероҳан намеояд зи Миср,
Нолаҳо дар дил гираҳ ҳамчун ҷарас бошад маро.

Аз чаман умрест дур афтодаам, ай боғбон,
Чокҳои пераҳан чоки қафас бошад маро.

Аз тамошои чаман сар дар гиребон кардаам,
Ғунчаи гул дар назар ҳифзи нафас бошад маро.

Аз чаман зинҳор по берун манеҳ, эй андалеб,
Дар гулистон ғунчаҳои нимрас бошад маро

Панҷаи уммедҳои саъй кӯтаҳ кай кунам,
Гар ба шохи орзуҳо дастрас бошад маро?

Рӯзии мурғон даруни байза бошад беҳисоб,
Ризқи аз андоза берун дар қафас бошад маро.

Дар ба рӯйи орзуҳо бастаам, чун Сайидо,
То ба кай чашми тамаъ бар дасти кас бошад маро?

* * *

Нола кардан бар сари кӯяш ҳавас бошад маро,
Мениҳам лаб бар лаби най, то нафас бошад маро.

Бар тавофи Каъбаи кӯяш ба паҳлу меравам,
Нақши по ғиротар аз дасти асас бошад маро.

Бар дилам раҳме кун, ай сайёду аз хунам гузар,
Суҳбати ғарме ба мурғи он қафас бошад маро.

Дар таманнои шакар гоҳе, ки хобам мебарад,
Соябонҳо бар сар аз боли магас бошад маро.

Меравам дар гулситону кӯси реҳлат мезанам,
Хандаи ҳар ғунчае боли ҷарас бошад маро.

Бар руфӯгар чашм кай дӯзад қабои пораам,
Гар ба сӯзан риштаворе дастрас бошад маро?

Меравам шабҳо, ки сар бар остони ӯ ниҳам,
Сояи девори кӯйи ӯ асас бошад маро.

Хору хас оянд баҳри пойбӯсӣ хонахез,
Ошно гар шуълаи оташнафас бошад маро.

Кай расам бар орзуҳои дили худ, Сайидо,
Меваи боғи таманно нимрас бошад маро.

* * *

Сабзаи хатташ кашида дар канор ойинаро,
Акси рӯяш карда гулбарги баҳор ойинаро.

Мебарад машшота баҳри ҷустуҷӯйи он парӣ,
Бар сари бозорҳо девонавор ойинаро.

Хотири равшандилон аз шиша нозуктар бувад,
Кӯйи кулфат мешавад андак ғубор ойинаро.

Мешаванд аз лутфи шоҳон сангу оҳан рӯшинос,
Карда Искандар ба олам номдор ойинаро.

Ай, ки манзури назарҳо гаштаӣ, андеша кун,
Мекунад зангор рӯзе сангсор ойинаро.

Дасти байъат деҳ ба пирон, то шавӣ равшанзамир,
Аз багал дар пеши равшангар барор ойинаро.

Мешавад аз акси ман гулдастии барги хазон,
Ҳар кӣ месозад ба рӯйи ман дучор ойинаро.

Бо сабукрӯҳон гаронҷонон надоранд илтифот,
Нест бо акс ошноӣ пойдор ойинаро.

Ҳар кӣ бо ман хасм гардад, теғ бар худ мекашад,
Аз аносир кардаам дар бар чаҳор ойинаро.

Чашми айнакро куҷо бошад ба мижгон эҳтиёҷ,
Ошноӣ нест бо хатти ғубор ойинаро.

Сайидо, дар шаҳри мо худбин надорад эътибор,
Раҳ мадеҳ дар суҳбати худ зинҳор ойинаро.

* * *

Дар назар рӯзе, ки орад он нигор ойинаро,
Сар кашад ҳар субҳ хуршед аз канор ойинаро.

Дар намад печидааст ойинаро машшотагар,
Баски карда акси рӯяш шармсор ойинаро.

Хӯрда аз хуршед сад раҳ лашкари анҷум шикаст,
Аз назар афганда рӯйи ӯ ҳазор ойинаро.

Баски бошад он парирӯ ошиқи дидори худ,
То қиёмат кай гузорад аз канор ойинаро?

Аз ҳавас дил соф гардон, то шавӣ соҳибназар,
Ин қадар магзор дар зери ғубор ойинаро.

Нақши Ширин Бесутунро ҷон дарорад дар бадан,
Гар намояд Кӯҳкан дар кӯҳсор ойинаро.

Доғҳо дар синаи равшандилон аз дасти ӯст,
Карда рӯйи холдораш лолазор ойинаро.

Май кашиданҳоят, ай соқӣ, ба олам равшан аст,
Пеши риндон аз бағал берун барор ойинаро.

Рӯйи худ олудаи чашми ҳаваснокон макун,
Кай бувад дар пеши кӯрон эътибор ойинаро?

Гар напардозӣ ба аҳволи дилам, бо ман супор,
Қадрдоне нест ҷуз ойинадор ойинаро.

Ҳар кӣ рӯ орад ба дунё, мешавад ғофил зи марг,
Сайидо, набвад хабар аз пушти кор ойинаро

* * *

Ҳар ғаҳ орад дар назар он пурҳиҷоб ойинаро,
Гирди сар гарданд моҳу офтоб ойинаро.

Осмон биншода ҷойи офтоб ойинаро,
Карда акси рӯйи ӯ оличаноб ойинаро.

Чеҳраи гулшанфиребаш менамояд рангҳо,
Метавонад сохт минои гулоб ойинаро.

Мекунад маълум ҳоли неку бадро ҷоми май,
Эътиборе нест дар базми шароб ойинаро.

Ҳар кӣ шуд комилҳунар афтад зи чашми рӯзгор,
Мешавад пайдо зи ҷавҳар печутоб ойинаро.

Дар ҷаҳон бо якдигар ҳампешаро дил соф нест,
Мавҷ нагзорад даме бар рӯйи об ойинаро.

Чашмаи оби Бақоро Хизр хӯрду зинда монд,
Кард Искандар намоён ҷойи об ойинаро.

Ҳар кӣ дар дунё зи худбинӣ бипӯшад чашми худ,
Мешуморад дар назар мавҷи сароб ойинаро.

Киштии чашми сабукборон зи ғарқ эмин бувад,
Ҳамчу акс овардаам бар рӯйи об ойинаро.

Тоқати назораи хуршед набвад дидаро,
Акси рӯяш мекунад чашми пуроб ойинаро.

Сайидо, он содарӯ шабҳо чу бар ёдам расад,
Мениҳам дар пеши ӯ ҷойи китоб ойинаро.

* * *

Хонабардӯшам, ду зону муттако бошад маро,
Бистару болин зи нақши бӯрё бошад маро.

Осмон бошад ба чашми ман сиях чун сурмадон,
Аз замин гарде, ки хезад, тӯтиё бошад маро.

Суҳбати ойина манъ аз сайри гулшан мекунад,
Ҷабҳаи вокарда боги дилкушо бошад маро.

Гирди худ ҳар рӯз мегардам барои донае,
Бар сар ин дастор санги осиё бошад маро.

Рӯзии ман нест аз гардун ба ғайр аз устухон,
Соябон гар бар сар аз боли ҳумо бошад маро.

Гаштаам аз бемададгорӣ заифу нотавон,
Мешавам бар по, агар мӯе асо бошад маро.

Оҳуи тасвирро дар дом натвонам кашид,
Даст кӯтоҳу каманди норасо бошад маро.

Аз насими навбаҳорон ғунча мегардад гулам,
Ёди айёми хазон боди сабо бошад маро.

Хӯшаҳо аз донаи тасбеҳ хоҳад сар кашид,
Сабҳагардонӣ агар баҳри Худо бошад маро.

Ҳар куҷо бинам дили хунин, зиёрат мекунам,
Синаи пурдоғ дашти Карбало бошад маро.

Чун ҳубоб осоише дорам зи асбоби ҷаҳон,
Хона моломол аз боду ҳаво бошад маро.

Сарв ҳамчун соя дар дунболи ман афтодааст,
Бо вуҷуди он ки дар бар як қабо бошад маро.

Донае аз Каҳкашон ҳаргиз насиби ман нашуд,
Рӯзгоре шуд, ки ҷо дар осиё бошад маро.

Хори девори гулистон посбони гулшан аст,
Ҳамчу мижгон дар канори дида ҷо бошад маро.

Хомаи муъҷизбаёни ман асои Мӯсавист,
Рӯзи майдон бар кафи даст аждаҳо бошад маро.

Дар Бухоро хомаам аз ташнагӣ хун мехурад,
Ин замини бемурувват Карбало бошад маро.

Сайидо, ҳарфи тамаъ дар хотирам гар бигзарад,
Мешавад бегона, ҳар ҷо ошно бошад маро.

* * *

Ай хироматро саногӯ ҳамчу қумрӣ ҳушҳо,
Сарви қаддатро ҳисори офият огӯшҳо.

Сарбаландон ҳамчу сарв овози соил нашнаванд,
Кардаанд аз тавқи қумрӣ ҳалқаҳо дар гӯшҳо.

Шаҳд агар хоҳӣ, бирав дар хонаи занбӯр бош,
Нешҳо доранд дар пай соҳибони нӯшҳо.

Ай хуш он рӯзе, ки бардоранд гардунро зи сар,
То шавад равшан, чӣ бошад зери ин сарпӯшҳо?

Рехтанд, ай Сайидо, бар дегам охир оби сард,
Муддате бо аҳли давлат карда будам ҷӯшҳо.

* * *

Ғунҷаворам дар бағал гар мушти зар бошад маро,
Ҳамчу гул дар анҷуманҳо ҷо ба сар бошад маро.

Синаи худ кардаам монандаи ойина соф,
Неку бад аз дурбинӣ дар назар бошад маро.

Ҳамчу бӯйи гул инони ман ба дасти дигар аст,
Меравам аз боғ берун, кай хабар бошад маро?

Аз замин то осмон як қадди мижгон беш нест,
Ҳамчу шабнам рӯзу шаб гар чашми тар бошад маро.

Хоби роҳат баста аз паҳлуи ман рахти сафар,
Ҳамчу сурат такя бар девору дар бошад маро.

Бе саранҷомӣ зи дасти теғи раҳзан эмин аст,
Хонабардӯшӣ ба пеши рӯйи сар бошад маро.

Интизорӣ, ай садаф, то чанд баҳри қатрае?
Санг мегардад, агар оби гуҳар бошад маро.

Хоб чун парвона мегардад ба гирди дидаам,
Баски санги осиё дар зери сар бошад маро.

Ҷониби дорушшифо то кай ниҳам по, ай ҳаким?
Орзуи сандали бедардисар бошад маро.

Киштии дарёнишинонро, надонам, ҳол чист?
Дар канори баҳраму чандин хатар бошад маро.

Мазраъи хушк обрӯйи хеш мехоҳад зи абр,
Ҳосили кавнайн умед аз чашми тар бошад маро.

Аз тиҳидастӣ чу сарви боғ поям дар гил аст,
Рахт мебандам, агар зоди сафар бошад маро.

Мекунам аз хомаи худ орзуҳои муҳол,
Аз ниҳоли хушк уммеди самар бошад маро.

Сайидо, ҳастам, чу мижғон, посбони чашми ӯ,
Таркаши пуртир шабҳо дар камар бошад маро.

* * *

Наргису бодом бе ӯ чашми бад бошад маро,
Гар ниҳам айнак ба пеши дида, сад бошад маро. ·

Мекунам бо неку бад чун ойина як сон сулук,
Соддалавҳам, синаи соф аз ҳасад бошад маро.

Ҳар кучо афтодае бинам, ба сар ҷо медиҳам,
Хори ин саҳро гули рӯйи сабад бошад маро.

Баҳри рӯзӣ мурғи рӯҳам интизорӣ мекашад,
Хонаи сайёди бепарво ҷасад бошад маро.

Ҳар куҷо по мегузорам, нафси шайтон ҳамраҳ аст,
Корвони ин биёбон деву дад бошад маро.

Душмани оҷиз зи килки ман шикоят мекунад,
Хома мили чашми арбоби ҳасад бошад маро.

Чини пешонии мунъим пардаи қуфли дил аст,
Ҳалқаи занҷир бар дар дасти рад бошад маро.

Бесаранҷомон зи Яъҷуҷи ҳаводис эминанд,
Чун зиреҳ дар бар либоси пора сад бошад маро.

Пири сайёдам бувад домам зи тори анкабут,
Дар чунин бекувватӣ мӯе мадад бошад маро.

Соябон чун килки суратгар бувад мӯи сарам,
Хонабардӯшам, кулоҳе аз намад бошад маро.

Раҳравони Каъбаро набвад ба раҳбар эҳтиёҷ,
Ҳар сари хоре дар ин водӣ балад бошад маро.

Сайри боғи хеш бар фардо манеҳ, ай боғбон,
Ваъда додан аз каримон дасти рад бошад маро.

Сархате аз лавҳи пешонӣ ба дастам додаанд,
Кай ғами рӯзӣ хурам, то ин санад бошад маро?

Номаи аъмол пушту рӯ сияҳ хоҳад шудан,
Баски дар хотир гуноҳп беадад бошад маро.

Дар ҷавори мардуми озода бисёр аст файз,
Орзуи сояи он сарвқад бошад маро.

Рӯ ба роҳи хонаи Ҳақ, Сайидо, хоҳам ниҳод,
Гар зи рӯҳи поки пайғамбар мадад бошад маро.

* * *

Хонабардӯшам, калиди ризқ по бошад маро,
Гирдбодам, гардиши сар осиё бошад маро.

Кулфате гар ӯ диҳад, сар дар гиребон мекашам,
Чокҳо дар ҷайб меҳроби дуо бошад маро.

Хайма бар по кардаам бар рӯйи дарё чун ҳубоб,
Рӯзии ҳаррӯза аз мавҷи ҳаво бошад маро.

Абри беборон зи дарё мекашад шармандагӣ,
Чашми бенам косаи дасти гадо бошад маро.

Медиҳад килкам пас аз ман ҳарзагӯёнро ҷавоб,
Ҳамчу нофармон забоне дар қафо бошад маро.

Барги коҳе ҳам намеояд зи сӯи Каҳкашон,
Бо вуҷуди он, ки ранги каҳрабо бошад маро.

Дузд ҳаргиз дар камини хонаи дарвеш нест,
Пераҳан дар бар зи нақши бӯрё бошад маро.

Дил мушаббак гашта дар тан аз ҳуҷуми орзу,
Ин зиреҳ то чанд дар зери қабо бошад маро?

Сӯйи бозорам харидоре намесозад гузар,
Дар дукон азбас матои бебаҳо бошад маро.

Гаштаам аз бемададгорӣ заифу нотавон,
Мешавам бар по, агар мӯе асо бошад маро.

Аз қаноат, Сайидо умри адаб дорам умед,
Обрӯ сарчашмаи оби Бақо бошад маро.

* * *

Мазраъи хушкам, назар бар осмон бошад маро,
Мепарад чашмам, умед аз Каҳкашон бошад маро.

Тар накарда хомаам ангушт аз абри баҳор,
Когази таҳрир аз барги хазон бошад маро.

Партави хуршед бар дӯшам гаронӣ мекунад,
Баски ҳамчун соя ҷисми нотавон бошад маро.

Мешавад аз фоқаам парвона тори анкабут,
Гар шабе ҳамроҳи шамъе меҳмон бошад маро.

Сарвро қумрӣ кунад дар зери боли худ ниҳон,
Дар чаман ҳамраҳ чу он сарви равон бошад маро.

Мекунам саргаштагӣ беҳуда ҳамчун осиё,
Мерасад рӯзӣ зи гардун, то даҳон бошад маро.

Дар биёбоне, ки ман сарғаштагонро раҳбарам,
Гирдбодаш дуди оҳи корвон бошад маро.

Ҷониби ҳангома, ай парвона, таклифам макун,
Ҳамчу шамъи кушта ҷо дар ошён бошад маро.

Чашми анҷум бошад аз шабзиндадорон бохабар,
Дар канори бом чандин посбон бошад маро.

Ай, ки месозӣ шикоят дар қафо, андеша кун,
Ҳамчу нофармон, зи сар то по забон бошад маро.

Аз лабам берун намеояд садо аз ташнагӣ,
Косаи обе, ки дорам, сурмадон бошад маро,

Сайидо, аз килки худ ҳаргиз надидам баҳрае,
Дар камон пайваста тире бенишон бошад маро.

* * *

Гирдбодам, домани саҳро ватан бошад маро,
Хонабардӯшӣ кулоҳу пераҳан бошад маро.

Юсуфи уммеди ман умрест афтода ба чоҳ,
Мекашам аз чоҳ мӯе, ғар расан бошад маро.

Қисмати ман нест аз дарё ба ҷуз як қатра об,
Чун садаф бо он ки дандону даҳан бошад маро.

Булбулон рафтанд аз саҳни гулистон хонахез,
Бенавоям, ҳамнишин зоғу заған бошад маро.

Мешавад аҳволи ман равшан зи килки тирабахт,
Ин чароғи кушта шамъи анҷуман бошад маро.

Зоди роҳи хонабардӯшон ба манзил медиҳанд,
Рӯзии омода берун аз ватан бошад маро.

Ғунчаи тасвираму аз ман шукуфтан рафтааст,
Рӯзгоре шуд, ки сар дар пераҳан бошад маро.

Хомаамро нест дар таҳрир ҳоҷат бар давот,
Ҳамчу нофармон забони бедаҳан бошад маро.

Рӯзгоре шуд хамӯшӣ пешаи худ кардаам,
Сурати деворҳо ёри сухан бошад маро.

Нестам эмин зи дасти нафси шайтон соате,
Дар ду ҷониб душмани бероҳзан бошад маро.

То ба рӯйи сафҳа кардам зулфи мушкинаш рақам,
Кӯчаи мистар-биёбони Хутан бошад маро.

Дар ба рӯям боғбон аз бетамизӣ бастааст,
Андалебам, хона берун аз чаман бошад маро.

Дасти худ аз қитъаи таърих кӯтаҳ кардаам,
Шоҳиди рӯзи ҷазо лавҳи сухан бошад маро.

Мебарад, ай Сайидо, ҳасрат ба килкам ҷӯйи шир,
Ҳамзабон азбаски он шириндаҳан бошад маро.

* * *

Ғул наям, дар бар либоси муҳтарам бошад маро,
Сарви богам, ҷома аз барги карам бошад маро.

Аҳли дунё гар ба сӯйи хона таклифам кунанд,
Қатъи раҳ кардан биёбони адам бошад маро.

Чун садаф бо қатраи обе қаноат мекунам,
Аз фалаксой агар уммеди нам бошад маро.

Суфраи мунъим бувад занҷири пойи орзу,
Боми зиндон хонаи аҳли карам бошад маро.

Ҳар кӣ бар сарвақтам ояд, мекунам ӯро нисор,
Ҳамчу гул, гар домане пур аз дирам бошад маро.

Номаамро ҳоҷиён бо дидаи худ мебаранд,
Хома аз мижгони оҳуи ҳарам бошад маро.

Мекашад шармандагӣ ҳаммол аз пушти дуто,
Садди роҳи орзуҳо қадди хам бошад маро.

Ғунчаам, кардам ба андак илтифоте тоза рӯй,
Интизорӣ бар насими субҳдам бошад маро.

Шохи нахли пурсамар дар бӯстон бошад дуто,
Рӯзи ҳашр уммедҳо аз чашми нам бошад маро.

Эҳтиёҷи шоҳ аз дарвеш бошад бештар,
Косаи дасти гадой ҷоми Ҷам бошад маро.

Аз чаман гар бӯйи гул ояд, намеҷунбам зи ҷо,
Ҳамнишин то хомаи мушкинрақам бошад маро.

Пайрави озодагон осуда аст аз захми хор,
Дар биёбон кафши по нақши қадам бошад маро.

Ғунчахусбам, худ зи ҷо бархезаму худ во шавам,
То кай имдод аз насими субҳдам бошад маро.

Дасти худ аз қитъаи таърих кӯтаҳ кардам,
Шоҳиди рӯзи ҷазо лавҳу қалам бошад маро.

Мебарам, ай Сайидо, ҳасрат ба дасти барги ток,
Дидани аҳли карам асбоби ғам бошад маро.

* * *

Шамъаму ҳаргиз намесозад касе равшан маро,
Мезанад парвона ҳар шаб то саҳар доман маро.

Андалеби пираму аз нола кардан мондаам,
Богбон, умрест, берун карда аз гулшан маро.

Равшаноӣ дорам аз килки сияҳбахтам умед,
Доғам аз гардун чароғе дод бе равған маро.

Мекунад дар бар қабои порaам кори зиреҳ,
Нест дигар миннате дар риштаи сӯзан маро.

Домани уммедворӣ суфраамро карда паҳн,
Осмон имрӯз гардида-ст парвезан маро,

Дар чаман гоҳе, ки аз баҳри тамошо рӯ ниҳам,
Мезанад силӣ зи ҳар ҷониб гули савсан маро.

Гар равам пеши руфӯгар, мекашам шармандагӣ,
Ҳамчу гул аз дӯш афтода-ст пероҳан маро.

Баски дар болонишинон нест чашми имтиёз,
Рахнаи девор бошад беҳтар аз равзан маро.

Ҳамчу мурги байза аз урёнтанӣ осудаам,
Миннати чоки гиребон нест бар гардан маро.

Хонабардӯшам, кулоҳе дорам аз саргаштагӣ,
Гирдбодам, хоксориҳост пероҳан маро.

Нафси саркашро кашидам аз тиҳидастӣ ба дом,
Охир ин тадбир ғолиб кард бар душман маро.

Манзили Ҳотам ҳазорон муддате кардам суол,
Осмон бар каф асое дода аз оҳан маро.

Хонаи ман баски лабрез аст аз дуди чароғ,
Нест шабҳо хоб ҳамчун дидаи равзан маро.

Кардаам аз фоқаи бисёр сар дар пераҳан,
Рустаме бояд барорад з-ин чаҳи Бежан маро.

Дар чаман шабҳо надорам роҳат аз дасти насим,
Ғунчахуспам, душмани ҷон аст пероҳан маро.

Сайидо, аз хона натвонам қадам берун ниҳод,
Карда чун паргор даврон пой дар доман маро.

* * *

Пираму бори гарон бар каф асо бошад маро,
Афтам аз по ғар ба паҳлу, муттако бошад маро.

Раҳм меояд ба саргардониям парвонаро,
Хона равшан аз чароги осиё бошад маро.

Аз забони хомаам берун намеояд садо,
Дар гулистон андалеби бенаво бошад маро.

Мезанад паҳлу кулоҳи ман ба тоҷи хусравӣ,
Соғари Ҷам косаи дасти гадо бошад маро.

Мезанад чун сабзаи бегона бар ман дасти рад,
Бо вуҷуди он ки гулчин ошно бошад маро.

Нест ҳамчун ғунчаам дилбастагӣ бо мушти зар,
Ҳамчу барги ток дойим даст во бошад маро.

Дорам аз фикри сухан пайваста рӯ бар осмон,
Дар гулистон сина чун гул дар ҳаво бошад маро.

Шуъларо набвад ба ҷуз боли самандар қадрдон,
Шамъаму дар дидаи парвона ҷо бошад маро.

Чашми пиронро тамошои чаман зебанда нест,
Беди Маҷнунам, назар бар пушти по бошад маро.

Сайидо, чун ғофилон дар банди ҳастӣ мондаам,
Бар камар занҷир аз банди қабо бошад маро.

* * *

Дар баҳор аз фоқа ранги заъфарон бошад маро,
Пераҳан бар дӯш аз барги хазон бошад маро.

Чун давоти хушк аз чашми қалам афтодаам,
Аз тиҳидастӣ даҳони безабон бошад маро.

Сабзае хуррам нагашт, ангушти хоре тар нашуд,
Дар чаман ҷӯҳо пур аз оби равон бошад маро.

Дар таҳи гарди касодӣ шуд матоам поймол,
Рӯзгоре шуд хиҷолат аз дукон бошад маро.

Пирам, аммо оҳи ман аз ҳафт гардун бигзарад,
Новаки алмоспайкон дар камон бошад маро.

Гарчи ман мӯрам, ба чашми кам мабин, ай муддаӣ,
Аз пари парвоз таркаш дар миён бошад маро.

Пай ба манзил мебарам, ҳарчанд дур афтодаам,
Шамъҳо равшан зи гарди корвон бошад маро.

Баҳри рӯзӣ мекунам бофандагӣ чун анкабут,
Хона ҳамчун дорбоз аз ресмон бошад маро.

Мекунам наззора неъматҳову ҳасрат мехӯрам,
Тангдастам, рӯзие дур аз даҳон бошад маро.

Гаштаам аз фоқа ҳамчун тири бепар гӯшагир,
Хонаҳои хушку холӣ чун камон бошад маро.

Чун фалак аз меҳру маҳ бар суфра дорам нони қоқ,
Рӯзу шаб шармандагӣ аз меҳмон бошад маро.

Бедимоғам, мекашам аз бӯйи гул шармандагӣ,
Дар ҷаман чун беди Маҷнун сар гарон бошад маро.

Ҳар кӣ андозад назар бар номаам, гардад хамӯш,
Хома аз милу давот аз сурмадон бошад маро.

Нест оромӣ маро дар хона ҳамчун осиё,
Рӯзу шаб шармандагӣ аз обу нон бошад маро.

Номаамро номабар печида дар авроқи гул,
Килки рангинҷилва шохи арғувон бошад маро.

Соя по нанҳода як раҳ бар сари болини ман,
Офтоби заррапарвар меҳрбон бошад маро.

Сайидо, бодому наргис дар ба рӯям во кунанд,
Гӯшаи чашме агар аз боғбон бошад маро.

* * *

Теги абрӯяш агар мадди назар бошад маро,
Зулфиқори Шоҳи Мардон дар камар бошад маро.

Панҷаашро карда рангин чун ҳино аз хуни ман,
Баҳри домангирияш дасти дигар бошад маро.

Мепарад барги хазон аз ҷой бо андак насим,
Пираму бар сар таманнои сафар бошад маро.

Аз рутубат хори девори чаман гул мекунад,
Рӯзи ҳашр уммед аз мижгони тар бошад маро.

Новаки бепар намесозад зи таркаш сар бурун,
Дар даруни сина оҳи бесамар бошад маро.

Қадри ҳоҷатмандро муҳтоҷ медонад, ки чист,
Гӯш ҳамчун ҳалқа бар овози дар бошад маро.

Аз сафар чун осиё набвад маро андешае,
Об бар по тӯшаи раҳ бар камар бошад маро.

Лолаам, рӯ дар биёбони адам хоҳам ниҳод,
Зод аз доғи дилу хуни ҷигар бошад маро.

Сайидо, мегардад охир ғунча боғи дилкушо,
Чини пешонӣ давои дарди сар бошад маро.

* * *

Баҳри рӯзӣ осмон карда-ст саргардон маро,
Мӯри лангам, нест уммеде аз ин деҳқон маро.

Аз матоам доманафшон бигзарад наззорагар,
Баски аз гарди касодӣ пур бувад дуккон маро.

Қисмати ман чун ҳумо набвад ба ғайр аз устухон,
Карда ин рӯзӣ халос аз миннати даврон маро.

Мегудозам чун чароғу об мегардам чу шамъ,
Ҳар кӣ чун парвона мегардад шабе меҳмон маро.

То лаби ноне чу гандум рӯзии ман кардаанд,
Дар гиребон чокҳо афтод то домон маро.

Аз табассум пистаро мағзи сар омад дар даҳон,
Вақфи дандони надомат шуд лаби хандон маро.

Доғҳо чун лола аз аъзои ман гул кардааст,
Чоки пероҳан намояд рахнаи бустон маро.

Гар равам баҳри тамошо сӯйи гулшан чун насим,
Ғунча ҳамчун бӯй созад дар бағал пинҳон маро.

Гаштаам хилватнишин аз туҳмати урёнтанӣ,
Чоки пероҳан чу Юсуф карда дар зиндон маро.

Чун фалохун бастаам санги маломат бар ҷигар,
Карда мушриф бар сари девонагон даврон маро.

Меравад, ай Сайидо, аз дидаам дарёи хун,
Хори мижгон менамояд панҷаи марҷон маро.

* * *

Мекунад сард аз ҳасад ғаммоз бозори маро,
Роҳзан аз роҳ гардонад харидори маро.

Кӯчаҳо шабҳо сафед аз партави маҳтоб нест,
Осмон карда-ст пойандоз дастори маро.

Гунчаам, аз сина натвонад нафас берун кашид,
Сабзаи бегона дорад танғ гулзори маро.

Хонаи ойинаро тасвир бошад посбон,
Такягоҳе нест ғайр аз соя девори маро.

Хоксорӣ мекунад оҳандилонро меҳрбон,
Мекашад сӯзан ба чашми худ зи по хори маро.

Аз раги гул муттакои ман бувад бориктар,
Қуввате, ё Раб, карам фармо мададгори маро!

Киштии уммеди ман афтода дар гирдоби ғам,
Кист берун оварад з-ин осиё бори маро?

Баҳри роҳат ҷониби ҳикматпаноҳон чун равам?
Аз даво парҳез фармоянд бемори маро.

Нохуни тадбирҳо, ай Сайидо, аз даст рафт,
Чарх дорад дар гиреҳ сарриштаи кори маро.

* * *

Макун аз баҳри рӯзӣ пешаи худ бенавоиро,
Бинеҳ чун Кӯҳкан бар дасти худ зӯрозмоиро.

Шавад аз гӯшагирӣ номи ту машҳур дар олам,
Чу Анқо, гар кунӣ миқроз боли худнамоиро.

Ба дарҳо медавонад одамиро нафси гарданкаш,
Харидоре набошад ғайри саг нони гадоиро.

Ба муфлис рӯ диҳад дунё, кунад савдогарӣ пеша,
Гадо мунъим чу гардад, мефурӯшад ошноиро.

Насиҳат мекунад бо аҳли дунё бештар воиз,
Намегӯянд мардум бетамаъ ҳарфи худоиро.

Дили мунъим мулоим кардан аз ҳар кас намеояд,
Рухи чун санг бояд ҷазбаи оҳанрабоиро.

Кунад равшан тулӯъи субҳи козиб даъвии худро,
Гувоҳӣ медиҳад мисвоку фаш зуҳди риёиро.

Ба зери чарх оҳи норасоро нест таъсире,
Набошад баҳрамандӣ аз нишон тири ҳавоиро.

Мурод аз осмон дархурди кӯшиш мешавад ҳосил,
Диҳад хуршеду маҳ миқдори равзан равшаноиро.

Зи шохи орзу гул чидан аз дастам намеояд,
Худоё, дур кун аз панҷаи ман норасоиро!

Таваккул кардаӣ танпарвариро ном, ай зоҳид,
Калиди ризқи худ то кай кунӣ бедаступоиро?

Кифоят мекунад соле садафро қатраи борон,
Ба соил лаззати дигар бувад ризқи гадоиро.

Кунад беқадру қимат аз хасисон орзу кардан,
Набошад ҳосиле ҷуз зардрӯйӣ қаҳрабоиро.

Ҳисори офият шуд баҳри Юсуф домани исмат,
Макун дур аз барам, ё Раб, либоси порсоиро!

Надидам олами обе, ки тар гардад лаби соқӣ!
Задам охир ба дарё чун садаф тоси гадоиро.

Арастуи қадаҳ ҳар дам ба Афлотуни хум гӯяд:
– Зи тифлон ёд гир, ай зӯфунун, ҳарфи ҳавоиро.

Ба ҳар кас соҳибэҳсон кард ҷуде, барнамегардад,
Нахоҳад ҷуст Эзад аз ман ин ҷони гадоиро.

Ба чуғд, ай Сайидо, вайрона беҳтар бошад аз гулшан,
Табибе нест ҷуз саҳро мизоҷи рустоиро.

* * *

Дар садаф об шуд аз касби ҳаво гавҳари мо,
Рехт аз байза бурун ношуда болу пари мо.

Шамъро турбати парвона зиёратгоҳ аст,
Ҷанг доранд бутон бар сари хокистари мо.

Бар замин дӯхтачашмем зи кӯтоҳии даст,
Умрҳо шуд, ки фитода-ст кулоҳ аз сари мо.

Даҳани соқии мо пур зи дуои қадаҳ аст,
Шиша аз дур занад бӯса лаби соғари мо.

Асари сӯхтагон то ба қиёмат боқист,
Метавон шамъ барафрӯхт зи хокистари мо.

Хоби осуда куҷо? Болиши махмал дур аст!
Мебарад шабнами гул орзуи бастари мо.

Сайидо, шонасифат панҷаи ӯ хушк шавад,
Ҳар кӣ хоҳад, ки ниҳад дасти карам бар сари мо.

* * *

Кадомин базм аз акси рухат гулзор буд имшаб,
Ки мижгон сар ба сар дар дидаи ман хор буд имшаб?

Нигоҳам буд ҳамчун шамъ бозубанди мижгонам,
Забонам дар даҳон печида чун тӯмор буд имшаб.

Ба ёди зулфу мижгонаш зи ҷо то субҳ меҷастам,
Маро ҳар мӯй бар тан чун забони мор буд имшаб.

Ба каф тасбеҳу дар дил доштам фикри сари зулфе,
Забон дар зикру дар хотир ғами зуннор буд имшаб.

Даромад ногаҳ аз дар он бути наққош, аз ҳайрат
Маро монанди сурат пушт бар девор буд имшаб.

Ба базми васли ӯ аз дарди дил то рӯз нолидам,
Дар оғӯши Масеҳо тифли ман бемор буд имшаб.

Сарам дар ҷустуҷӯяш, Сайидо, мегашт чун согар,
Ҷаҳон торик дар чашмам чу зулфи ёр буд имшаб.

* * *

Зи рӯяш хонаам лабрез буд аз маҳтоб имшаб,
Ба гирди кулбаам чун ҳола мегашт офтоб имшаб.

Арақ аз рӯйи шармолуди ӯ мерехт, чун шабнам,
Димоғи базм равшан буд аз бӯйи гулоб имшаб.

Ба дасти хотири худ доштам домони дилҷамъӣ,
Парешон буд аз зулфи ҳавосам печутоб имшаб.

Намак дар дидаам мерехт лабҳои сухангӯяш,
Чу мижгон мепарид аз чашми ман рагҳои хоб имшаб.

Чу шамъ аз сӯзи дил месӯхтам бунёди ҳастиро,
Карам фармуду зад бар оташи сӯзонам об имшаб.

Ба чашми ҳуш мекардам тамошо ёри навхатро,
Назар пӯшида медидам хат аз рӯйи китоб имшаб.

Ба гирди қоматаш чун Сайидо гардида мегуфтам,
Чароғи базмро парвона шуд мурги кабоб имшаб.

* * *

Пайи сайдафганӣ берун шуд аз базми шароб имшаб,
Зи шохи шуъла дар парвоз шуд мурғи кабоб имшаб.

Ману маъшуқ дар як пераҳан будем аз мастӣ,
Гиребони катонро бахя мезад моҳтоб имшаб.

Зи хоби хеш то субҳи қиёмат барнамехезам,
Ниҳодам сар ба болину туро дидам ба хоб имшаб.

Зи чашмам чун нигаҳ берун шудӣ, гуфтӣ, ки боз оям,
Магар аз ҷониби мағриб барояд офтоб имшаб?

Ба гулшан омадию ҷилваро додӣ сарафрозӣ,
Чу боди субҳ кардӣ сарвро по дар рикоб имшаб.

Нишастам то саҳар монанди шамъ аз ваъдаи хомат,
Ба гирди чашми ман мегашт чун парвона хоб имшаб.

Куҷо май мекашидӣ, ай маҳи ошиқнавози ман,
Ки меояд ба гӯшам нолаи чангу рубоб имшаб?

Ҳадиси абрувони дилкашат такрор мекардам,
Ба рӯйи сафҳаи болин чу байти интихоб имшаб.

Ба дунё фитнаҳо пайдо шавад аз ғафлати шоҳон,
Ту маст афтодию шуд анҷуман беобутоб имшаб.

Ба маҷлис омадию шамъро чун Сайидо куштӣ,
Кашидӣ бодаву парвонаро кардӣ кабоб имшаб.

* * *

Фалак гирдбоди раҳи корвонат,
Замин гарди наълайни сарви равонат.

Хизир барги сабзе зи гулзори ҷудат,
Масеҳо бувад шабнами бӯстонат.

Мурод аз шаби Лайлатулқадр бошад,
Нишон аз ду гесӯи анбарфишонат.

Чу шамъ аст пайваста вирди забонам,
Сари ман фидои туву хонадонат.

Шаб аз кӯчагардони зулфи сиёҳат,
Бувад субҳ шамъи сари посбонат.

Кашам по зи доман, шавам дар суроғат,
Шуморанд шояд зи доманкашонат.

Чӣ хуш рӯз бошад, ки монанди хуршед,
Сари худ кунам фарш бар остонат.

Чӣ ҳад Сайидоро, ки васфи ту гӯяд,
Қаламро забон шах шуда дар баёнат.

* * *

Ҷаннат сипандсӯзи гулистони рӯйи туст,
Дӯзах чароғи куштаи фонуси хӯйи туст.

Кавсар, ки баҳри раҳмат аз ӯ ҷӯш мезанад,
Оби ба хок рехтае аз сабӯйи туст.

Соқӣ, ки субҳи ҳашр бувад зери доманаш,
Тори гусастае зи шабистони мӯйи туст.

Сарви чаман, ки ҳукми раунат ба сар зада-ст,
Озодкардаҳои қади фитнаҷӯйи туст.

Чун доғи лола мушк сиёҳӣ кунад зи дур,
Дар манзиле, ки қофиласолор бӯйи туст.

Имрӯз чун гул аст ҷаҳон як даҳан сухан,
Бар ҳар лабе, ки гӯш ниҳам, гуфтугӯйи туст.

Шамъам, барои кушта шудан зинда гаштаам,
Инак, сарам, буридан агар орзуйи туст.

Ҳаргиз аз остони ту ҷое намераванд,
Хуршеду маҳ зи косагадоёни кӯйи туст.

Ай шабнами баҳори тамошо, бурун хиром,
Хуршед умрҳост, ки дар ҷустуҷӯйи туст,

Дар силки дӯстони ту гардид Сайидо,
Ҳар нокасе, ки душмани ӯ шуд, адӯйи туст.

* * *

Бар гулӯям теғи хунафшон чу оби Кавсар аст,
Доғи савдо бар сари ман офтоби маҳшар аст.

Тобиши хуршеду моҳ аз партави анвори ӯст,
Ҷабҳаи нуронии ойина аз равшангар аст.

Нест хубонро ба ҷуз оғӯши ошиқ ҷойи амн,
Сарв қумриро чу тифле дар канори модар аст.

Охир аз ҳангомаи айём мебояд гузашт,
Шамъро дойим аз ин андеша оташ бар сар аст.

Паҳлуи худ вақфи хуршеди қиёмат мекунад,
Ҳар киро имрӯз, ҳамчун шабнам, аз гул бистар аст.

Кавкаби осойиши ман нест дар ҳафт осмон,
Сарнавишти худ, надонам, дар кадомин дафтар аст.

Бе рухи он сабзхат гар ҷониби бустон равам,
Сабзаву гул пеши чашмам оташу хокистар аст.

Дил чаро бандад касе бар ҳастии худ, Сайидо?
Шамъи мо, озодагон, дар раҳгузори сар-сар аст.

* * *

Дил маро бо доғи он ноошно печидааст,
Тифли бадхӯйи ман оташ дар қабо печидааст.

Мӯри хат занҷир то дар пойи зулф афгандааст,
Дуди савдо бар димоғи аждаҳо печидааст.

Ишқ агар хоҳӣ, бирав, даст аз ҳаёти худ бишӯй,
Мавҷи ин дарё ба гирдоби фано печидааст.

То қабои ғунчаро савдои зулфаш пора кард,
Хор дар пероҳани боди сабо печидааст.

Ман киям, то сояи иқболаш афтад бар сарам?
Номаам умрест бар боли ҳумо печидааст.

Накҳати пероҳани Юсуф зи рашки зулфи ӯ,
Хешро дар пардаи шарму ҳаё печидааст.

Дар чаман то аз хиромаш мисраеро хондаам,
Сарв боли қумриёнро дар ҳаё печидааст.

Сайидо, ин он ғазал бошад, ки Мунъим гуфтааст:
– «Чини пешонӣ, чу нақши бӯрё, печидааст».

* * *

Холи ӯ дар банди он зулфи чу шаст афтодааст,
Мужда бод, ай дил, ки дузди ман ба даст афтодааст.

Бар сараш хуршед ҳамчун зарра меояд ба рақс,
Ҳар кӣ дар ин кӯй ҳамчун хок паст афтодааст.

Аз дари майхона то он шӯхчашми ман гузашт,
Соғар аз худ рафтаасту шиша маст афтодааст.

Аз таҳи дил сӯхта бар ҳоли ман ҳамчун кабоб,
Дидаи ҳар кас, ки бо он майпараст афтодааст.

Хасм чун аз хона хезад, Сайидо, бошад бало,
Зулфи ӯро бинғар аз хат сад шикаст афтодааст.

* * *

Ҳамраҳи ағёр он гул сар ба саҳро карду рафт,
Оташи доги маро чун лола боло карду рафт.

Муддате, чун сарв, будам пойбанди як замин,
Тунбоде омад аз як сӯву беҷо карду рафт.

Мекашад сӯйи замини Ҳинд бахти тираам,
Хокмолам баски чун нақши кафи по карду рафт.

Дар чаман чун барқ омад, гӯшаи чашме намуд,
Оташе дар хирмани гулҳои раъно карду рафт.

Дар ғами ӯ манзили мо шуд хароб аз сели ашк,
Хонаи моро ҳубоби рӯйи дарё карду рафт,

Саъйи хубон гар набошад бештар аз ошиқон,
Юсуф аз Канъон чаро қасди Зулайхо карду рафт?

Сайидо, охир шавад чун хат гиребонгири ӯ,
Ин ҷафоҳое, ки он гул дар ҳақи мо карду рафт.

* * *

Дар барам дил андалеби бӯстонгумкарда аст,
Ҷон дар аъзоям, чу мурғи ошёнгумкарда аст.

Лолаи саҳро диҳад аз хаймаи Лайлӣ нишон,
Гирдбодаш хоксори хонумонгумкарда аст.

Сояи иқбол меҷӯяд сари бемағзро,
Давлати дунё ҳумои устухонгумкарда аст.

Тифли дурафтода аз модар шавад паррехта,
Тири тобоварда оғӯши камонгумкарда аст.

Лаъл чун аз кон барояд, қадри худро бишканад,
Бесадаф гавҳар чу дандони даҳонгумкарда аст.

Чашми гардун мешавад шабҳо сафед аз интизор,
Чархи бехуршед чун пири ҷавонгумкарда аст.

Нест дар олам қароре, Сайидо, хуршедро,
Ин ғарибн бесарупо корвонгумкарда аст.

* * *

Дасти Калим доғи дили шуъларанги мост,
Девона кӯйи Тур зи савдои санги мост.

Як дона ҳирс хокнишин кард домро,
Ифлоси мо зи хосияти чашми танги мост.

Юсуф шуд аз дуои Зулайхо Азизи Миср,
Рӯйи ту лолагун зи рухи коҳранги мост.

То ошно шудем ба он ёр, Сайидо,
Ҳар кас, ки ҳаст, аз пайи асбоби ҷанги мост.

* * *

Дилам ба пардадориҳои ашк хурсанд аст,
Муҳаббати падарӣ айбпӯши фарзанд аст.

Ба ғайри меҳнату ғам нест қисмати Фарҳод,
Ҳамеша хуни ҷигар рӯзии ҳунарманд аст.

Зи аҳли ҷуд садое бурун намеояд,
Дари муруввату эҳсон зи пушту рӯ банд аст.

Ба тавбае, ки шикастӣ, дуруст такя макун,
Бинеҳ зи даст асое, ки сустпайванд аст.

Зи ишку оҳ маро, Сайидо, ҷудоӣ нест,
Якест нури дилу дигаре ҷигарбанд аст.

* * *

Дилбари савдоғари ман азми Кобул кардааст,
Доғам аз аъзо чу шохи арғувон гул кардааст.

Мепарад оғӯшам аз ҳасрат зи ҷо чун барги гул,
Маҳмили худро мағар аз боли булбул кардааст?

Баҳри қатлам карда ӯ бо хунам иншо номае,
Бар камар барбаста шамшеру тағофул кардааст.

Аз парешонрӯзгориҳо намеоям бурун,
Хотири ошуфтаам байъат ба сунбул кардааст.

Хайрбодаш, Сайидо, кардам, навиди васл дод,
Мешавад маълум, дар рафтан тааммул кардааст.

* * *

Дар дили хубон ба ҷойи меҳр дойим кина аст,
Кори ин оҳандилон баръакс чун ойина аст.

Рози дилро мо чу гул ифшои олам кардаем,
Дар кафи даст аст моро он чӣ дар ганҷина аст.

Мехӯрем имрӯз афсуси ҳаёти рафтаро,
Дар бағал дорем тақвиме, ки аз порина аст.

Рӯзи шанбе ҳаст рӯзи марги тифли бадмизоҷ
В-арна ҳар дам иду ҳар соат шаби одина аст.

Лофи озодӣ надорад, Сайидо, монанди сарв,
Қоматашро ҳамчу қумрӣ бандаи дерина аст.

* * *

Дил дар чаман мебандед, оташзада сароест,
Ком аз ҷаҳон маҷӯед, саҳрои Карбалоест.

Ай боғбон, дар ин боғ, оҳиста нех қадамро,
Ҳар гул сари шаҳидест, ҳар барг бенавоест.

Дар кӯйи ишқбозӣ мардона по гузоред,
Ҳар манзиле тилисмест, ҳар ғом аждаҳоест.

Ошиқ висоли ваҳдат, зоҳид самоъи касрат,
Дар ҳар диле хаёле, дар ҳар саре ҳавоест.

Чун шамъ обу оташ карданд созворӣ,
Моро ба нафси саркаш имрӯз моҷароест.

Азбаски баҳри рӯзӣ гардидаам ҷаҳонро,
Дастор бар сари ман чун санги осиёест.

Нисбат диҳанд хубон бо сарв қадди худро,
Бошад саре бутонро ҳар ҷо бараҳнапоест.

Азбаски боғбонон карданд пунба дар гӯш,
Ҳар ҷугз дар гулистон мурғи сухансароест.

Чун зулфи хеш он шӯх печида сар зи пандам,
Ҳар ҳарфи ман ба гӯшаш гӯё ҳазорпоест.

Оғози ишқ дилро, ай Сайидо, маёзор,
Бо ӯ бикун мадоро, ёри навошноест.

* * *

Аз ғам диле, ки об нашуд, садди оҳан аст,
Чашме, ки хун нарехт, сазовори бастан аст.

Беҳуда мо чу лола ғиребон даридаем,
Дар гулшане, ки хандаи гул чоки доман аст.

Дур аз рухи ту майкада даштест пур зи хун,
Дар чашми майкашон хуми май чоҳи Бежан аст.

Имрӯз гулситон зи қафас тангтар шуда-ст,
Мурғони боғро ҳаваси пар шикастан аст.

Нозу итоб ҷавҳари шамшери дилбар аст,
Теғе, ки тундхӯ набувад, теғи оҳан аст.

Моро ба аҳди лоларухон эътимод нест,
Пеши бутон шикастани дил аҳд бастан аст.

Монанди ришта ҳар кӣ назар дӯхт бар либос,
Урён ба чашми аҳли басират чу сӯзан аст,

Дар чашми булбуле, ки пару бол сӯхта-ст,
Боғе, ки дилкушост, ҳамин кунҷи гулхан аст.

Бо аҳли дил сипанд ба бонги баланд гуфт:
– Ин дашти шуълахез чӣ ҷойи нишастан аст.

Дар хонае, ки меравад он ёр, Сайидо,
Чашмам зи пушти бом нигаҳбони равзан аст.

* * *

Дар боғ нахли хушк зи бодом мондааст,
Дар даҳр з-аҳли ҷуд ҳамин ном мондааст.

Халқи ҷаҳон ба роҳи аҷаб уфтодаанд,
Як сӯй куфру як тараф ислом мондааст.

Доданд он чӣ буд бузургон ба соилон,
Акнун ба аҳли мартаба дашном мондааст.

Ҳар ҷо лабе, ки буд, дилам ком аз ӯ гирифт,
Ин бор нардбон ба лаби бом мондааст.

Бе зулфи ӯ шуда-ст парешон ҳавоси мо,
Моро куҷо димоги саранҷом мондааст?

Бар ҳар тараф, ки рӯй ниҳам, пой каҷ манеҳ,
Айём бар канори раҳат дом мондааст.

Рафтанд аҳли базм зи айём, Сайидо,
Кори ҷаҳон ба мардуми худком мондааст.

* * *

Хилъати шодӣ хазон аз қомати гулшан гирифт,
Хуни булбул ғунчаи бебокро доман гирифт.

Пардаи шарму ҳаёро зулфи ӯ дар хун кашид,
Хат зи Юсуф дар либоси гург пероҳан гирифт.

Барқи ҳусни ӯ чу оҳ аз ҳалқаи он зулф рафт,
Оташи ӯ хешро чун дуд бар равзан гирифт.

Он ҳилолабрӯ камон аз дасти Рустам мекашад,
Хатти чун Афросиёбаш дар чаҳи Бежан гирифт.

Новаки мижгони ӯ аз ковиши дил бозмонд,
Ханҷари алмоси ӯ хосияти оҳан гирифт.

Пора шуд чун гул гиребонаш зи дастандози хат,
Ресмон аз ашк аз мижгони худ сӯзан гирифт.

Бо насиҳат ошно гуфтам шавад, бегона шуд,
Дӯстони хешро аз содагӣ душман гирифт.

Сайидо, рӯзи сияҳ андохт хат бар рӯйи ӯ,
Меҳнати шабҳои ҳиҷрон зуд доман баргирифт.

* * *

Корам зи дарди ишқ ба мурдан расидааст,
Чокам зи сина то лаби доман расидааст.

Ай боди субҳдам, қадаме пештар гузор,
Имрӯз ғунчаам ба шукуфтан расидааст.

Бар кӯҳ агар ниҳам, камари кӯҳ бишканад,
Дарде, ки аз ҷафои ту бар ман расидааст.

Ноқусро гираҳ шуда фарёд дар гулӯ,
То нолаам ба гӯши бараҳман расидааст.

Лутфе намекунад ба ман он шӯх, Сайидо,
Корам аз ин диёр ба рафтан расидааст.

* * *

Паймонае, ки бода надорад, шикастанист,
Дасте, ки нест масдари эҷод, бастанист.

Зулфе, ки сарфи шона кунад умр, канда беҳ,
Доме, ки сайди зинда нагирад, гусастанист.

Имрӯз рахти худ бинеҳ, ай Хизри раҳ, бар об,
Чун оқибат бараҳна аз ин ҷӯй ҷастанист.

Дар гӯши ғунча бод саҳар омаду бигуфт:
– Дар ҳар диле, ки бӯйи вафо нест, хастанист.

Дидам туро ба ғайру гирифтӣ каноре,
Яъне, ки рӯз сарв ба кунҷе нишастанист.

Дар дидае, ки ғайр кунад хона, кӯр беҳ,
Чашме, ки сурмадон шавад, он чашм бастанист.

Ҷустам илоҷи доғи дили худ зи Сайидо,
Гуфто: – Сабур бош, ки з-ин дард растанист.

* * *

Шабе, ки аз дилам оҳи шарарфишон бархост,
Сипандвор ба таъзимаш осмон бархост.

Замона парданишин кард субҳи маҳшарро,
Зи хоби чошт чу он фитнаи ҷаҳон бархост.

Ба гул зи хонаи худ андалеб маҳмил баст,
Зи ғунчаҳои чаман чун ҷарас фиғон бархост.

Кадом лоларух оҳанги бӯстон карда-ст,
Ки гул хазон шуду булбул зи ошён бархост?

Камони абруи ӯро кӣ будааст устод?
Ба ҳар диле, ки хадангаш нишаст, ҷон бархост.

Шабе, ки қофиларо шуд нигори ман раҳбар,
Замин чу гард ба дунболи корвон бархост.

Муруввате, ки ба ҳам буд аҳли оламро,
Кашид теғу ба якбор аз миён бархост.

Шунид хасм ба ҳар ҷо каломи рангинам,
Ба сони ғунчаи гул муҳр бар даҳон бархост.

Нишин ба суҳбати пирону тозарӯ бархез,
Ки офтоб зи базми фалак ҷавон бархост.

Зи ҳамнишинии ту Сайидо шукуфт чу гул,
Ба хонае, ки ту бошӣ, наметавон бархост.

* * *

Бар сари болинам он гул омаду хандиду рафт,
Орзуҳое, ки дар дил доштам, фаҳмиду рафт.

Соғари худро тиҳӣ бурд аз кафи дарё ҳубоб,
Олами обе, ки мегуфтанд, ӯро диду рафт.

Модари даврон маро рӯзе, ки дар гаҳвора баст,
Риштаи меҳнат ба дасту пойи ман печиду рафт.

Мешавад фардо тарозу бар сари ӯ соябон,
Ҳар кӣ ин ҷо кардаҳои хешро санҷиду рафт.

Ай хуш он мурғе, ки дар бустонсарои рӯзғор,
Сар баровард аз даруни байзаву нолиду рафт.

Гӯшагиронро хамӯшӣ мекунад олигуҳар,
Аз лаби дарё даҳони худ садаф пӯшиду рафт.

Ҳар кӣ чун минои май гарданкашӣ дар пой дошт,
Ҳосиди худ дод аз дасту ба сар ғалтиду рафт.

Дил зи дасти орзуҳо хун шуду аз дида рехт,
Умрҳо будем бо ҳам, оқибат ранҷиду рафт.

Ҳар кӣ дар ҳангоми реҳлат з-ин чаман барге набурд,
Аз биёбони адам дар ҳар қадам гул чиду рафт.

Қиссаи дунёпарастони ҷаҳон нашниданист,
Ҳарфе аз девонае девонае пурсиду рафт.

Боғбоне дӯш хун медод чун гул халқро,
Баргрезони хазон шуд, каф ба каф молиду рафт.

Сайидо омад ба кӯят шаб ба чандин изтироб,
Теғ бар каф доштӣ, аз хӯйи ту тарсиду рафт.

* * *

Омад баҳору шуъла ба санге намондааст,
Дар ҳеч ғунчае дили танге намондааст.

Аз майкашон ба гӯш садое намерасад,
Базми рубобу нолаи чанге намондааст.

Ному нишон зи нолаи пиру ҷавон маҷӯй,
Таъсир дар камону хаданге намондааст.

Минои Хусрав аст пур аз бодаи висол,
Ай Бесутун, ба дасти ту санге намондааст.

Дойим чу офтоб ба худ теғ мекашем,
Моро ба дигаре сари ҷанге намондааст.

Киштӣ фигандаанд ба дарё ҳубобҳо,
Дар баҳри рӯзгор наҳанге намондааст.

Гулҳо ба навбаҳори ҷавонӣ хазон шуданд,
Дар боғи даҳр бӯеву ранге намондааст.

Саҳрову шаҳр хонаи рӯбоҳ гаштааст,
Дар кӯҳу беша шеру паланге намондааст.

Бар пошикастагон назаре кас намекунад,
Дар ҳеч шаҳр кӯреву ланге намондааст.

Ай Сайидо, зи аҳли ҷаҳон дар замони мо,
Номусу ном рафтаву нанге намондааст.

* * *

Дар ҳеч синае гули доғе намондааст,
Дар базми рӯзгор чароғе намондааст.

Монанди ғунча сар ба гиребон кашидаем,
Моро ба сайри боғ димоғе намондааст.

Дасте, ки гул занад ба сари булбуле, куҷост?
Нахли шукуфадор ба боғе намондааст.

Аз ҷоми аҳли ҷуд лабе тар намешавад,
З-ин бода қатрае ба аёғе намондааст.

Мургони орзу ҳама парвоз кардаанд,
Дар саҳни бӯстон пари зоғе намондааст.

Равшан кунанд халқ чу парвона хуни хеш,
Азбаски равғане ба чароғе намондааст.

Ай Сайидо, карам зи ҷаҳон баски гум шуда-ст,
Аз ҳеч кас умеди суроғе намондааст.

* * *

Ай мақдами ту қиблаи чашми тари ман аст,
Ҳар ҷо, ки нақши пойи ту бошад, сари ман аст.

Хобам ба дида бе ту чу шабнам бувад ҳаром,
Шабҳо агарчи хирмани гул бистари ман аст.

Дар кӯйи ту ғубори маро мебарад насим,
Ҳар ҷо, ки манзили ту бувад, маҳшари ман аст.

Берун шудам зи байзаву гаштам асири дом,
Айём дар шиканҷаи болу пари ман аст.

Чун ғунча, сояпарвари пероҳани худам,
Ҳар ҷо равам, кулоҳи сарам чодари ман аст.

Дарёдилон ба кас дами обе намедиҳанд,
Гирдоби чашма тар зи лаби соғари ман аст.

Чун абр гиряро накунам хор, Сайидо,
Ин ашк нест, тифли баҷонпарвари ман аст.

* * *

Даври он рухсору ҷаври осмон хоҳад гузашт,
Фасли боғу рӯзгори боғбон хоҳад гузашт.

Давлати подаррикоби шабнаму гул оқибат
Аз чаман монандаи оби равон хоҳад гузашт.

Комрониҳои хат аз дурии беши ман аст,
Чашм то бар ҳам занӣ, ин корвон хоҳад гузашт.

Гарчи он зулф аз кафам имрӯз доман мекашад,
Сад раҳ аз паҳлуи ман доманкашон хоҳад гузашт.

Дар фироқи сурма чандон гиряҳо созад, ки об
Аз сари он кокули анбарфишон хоҳад гузашт.

Зардрӯйиҳо туро наснос хоҳад сохтан,
Бар сарат савдои ранги заъфарон хоҳад гузашт.

Сайидоро аз назар андохтӣ бо ҳарфи ғайр,
Ҳар чӣ кардӣ, аз сари ин нотавон хоҳад гузашт.

* * *

То дар оғӯши гулистони ман он сарвқад аст,
Наргиси хулди барин боғи маро чашми бад аст.

Ҳеч кас аз дили ман кулфати айём набурд,
Рӯзгорест, ки ойинаи ман дар намад аст.

Аз чаман ком тавон ёфт дар айёми баҳор,
Сабзаи хатти гули рӯйи ту моро санад аст.

Ваъда додан ба гадо силии рӯйи тамаъ аст,
Даст бар синаи арбоби карам дасти рад аст.

Пеши нодон сухани пасту баланд иқбол аст,
Тифлро ғунчаи коғаз гули рӯйи сабад аст.

Мурдан авлост ба ҳусне, ки шавад парданишин,
Шамъро равзани фонус шикофи лаҳад аст.

Гунбади чарх, ки бар рафъати худ менозад,
Ба муқимони сари кӯйи ту пойи расад аст.

Ҳар кӣ ҳамдӯши ту шуд, марғ равад аз ёдаш,
Қадди раънои ту ҳамсояи умри абад аст.

Сайидо, аз сафари Каъбаи дил пой макаш,
Дар биёбони талаб ҳар сари хоре балад аст.



Бе ту дар гулшан маро фарёди булбул оташ аст,
Ғунчаи гул ахтар асту хандаи гул оташ аст.

Нашканад аз сояи гардун касеро ташнагӣ,
Менамояд об, аммо зери ин пул оташ аст.

Барқ дар дунбол дорад оҳи ман, ай боғбон,
Сунбулистони маро дар бехи сунбул оташ аст.

Зонуи осойиш аз хилватнишинон бурдаанд,
Гӯшагиронро ба домони таваккул оташ аст.

Сабру бетобӣ ба кӯйи ишқ дашти Карбалост,
Изтироб ин ҷо сароб асту таҳаммул оташ аст.

Интиҳое нест аъзои маро дар сӯхтан,
Бар сарам, ай шамъ, аз савдои кокул оташ аст.

Сайидо такрори соил аҳли ҳимматро балост,
Аз каримон гӯшаи чашми тағофул оташ аст.



Рӯзиям ҳар рӯз дашном аз даҳони танги туст,
Рӯзу шаб ҳамчун тарозу чашми ман бар санги туст.

Аз дуконат гар гузар созам, расад поям ба санг,
Гар нишинам бар тамошои ҷамолат, нанги туст.

Пайкарам аз диданат фаввораи оташ шавад,
Он ки хунамро ба ҷӯш орад дар аъзо, ранги туст.

Гӯшам аз овози ту болини ишратҳо шуда-ст,
Дар кадомин пардаҳо, ай хушнаво, оҳанги туст?

Сайидо, имрӯз дар пеши дукони ӯ марав,
Сангҳо истода бар каф, мустаидди ҷанги туст.

* * *

Аз назар то абруи ӯ рафт, динам рафтааст,
Саҷдаи меҳроб аз ёди ҷабинам рафтааст.

Панҷаам шуд суда, то домонаш овардам ба чанг,
Дар суроғи дастам акнун остинам рафтааст.

Баски олам гашта моломол аз зулму ситам,
Марҳамат аз хотири он нозанинам рафтааст.

Ташнаи барқи ҳаводисро намебинам асар,
Тунхӯйиҳо зи оҳи оташинам рафтааст.

Баски набвад донае дар хирмани аҳли карам,
Нохуни кӯшиш зи дасти хӯшачинам рафтааст.

Гӯшагиронро тамаъ азбаски дорад беқарор,
Истиқомат аз дили хилватнишинам рафтааст.

Нуктафаҳмон то забону гӯши худ барбастаанд,
Хосият аз хомаи сеҳрофаринам рафтааст.

То ба фикри номаи аъмоли худ афтодаам,
Хурду хоб аз хотири андӯҳгинам рафтааст.

Ҳеч касро баски аз рӯзи қиёмат ёд нест,
Метавонам гуфт сустӣ дар яқинам рафтааст,

Як сари мӯ нест дар нозукхаёлон имтиёз,
Қувват аз андешаи борикбинам рафтааст.

Сайидо, дар дил маро имрӯз нақши қалб нест,
Рӯзгоре шуд, ки ин ном аз нигинам рафтааст.

* * *

Шамъаму пайваста дар рагҳои ҷонам оташ аст,
Бар даҳонам мавҷи обу бар забонам оташ аст.

Золимон аз бекасӣ вайронаамро сӯхтанд,
Мурғам, аз бехонумонӣ ошёнам оташ аст.

Булбулам, аммо мақоми дилнишинам гулхан аст,
Сабзаам хокистар асту бӯстонам оташ аст.

Аз сари кӯйи бутон рахти сафар то бастаам,
Маҳмили ман гирдбоду корвонам оташ аст.

Ай, ки бо ман мекунӣ савдо, ба худ андеша кун,
Дар бисотам дуди оҳу дар дуконам оташ аст.

Суҳбати ман бе маю мутриб, ки имшаб даргирифт,
Хона равшан мекунам, то меҳмонам оташ аст.

Нест дилсӯзе ба мулки синаи ман ғайри доғ,
Сайидо, имрӯз ёри меҳрбонам оташ аст.

* * *

Дилбари савдогари ман азми Кобул карду рафт,
Рӯзгорамро сияҳ чун зулфу кокул карду рафт,

Чун насими субҳ омад бар сарам рӯзи видоъ,
Мӯ ба мӯямро парешон ҳамчу сунбул карду рафт.

Аз висолаш хонаи ман буд боғи дилкушо,
Хайрбодаш танг ҳамчун ғунчаи гул карду рафт.

Дар инонаш рафтаму гуфтам, ки хунамро бирез,
Бар камар барбаст шамшеру тағофул карду рафт.

Қомати хамгаштаамро диду раҳме ҳам накард,
Бар сари дарёи оташ омаду пул карду рафт.

Номаи сарбастаамро муҳр аз лаб баргирифт,
Килки хомӯши маро минқори булбул карду рафт.

Сайидо, рӯзи видоъаш гаштам ӯро садди роҳ,
Сар ба пеш афғанда, истода, тааммул карду рафт.

* * *

Фитначӯе дӯш торочи дилу ҷон карду рафт,
Хонаамро омаду чун сел вайрон карду рафт.

Ҳамчу гул авроқи аъзоям ба ҳам пайваста буд,
Чун дами субҳи хазон омад, парешон карду рафт.

Кулбаамро дод бар боди фано чун ғирдбод,
Домани худ барзаду рӯ дар биёбон карду рафт.

Хонаам буд аз висоли ӯ гулистони Ирам,
Хайрбоди ӯ ба хоки тира яксон карду рафт.

Баст бар бозу камону гӯшаи абрӯ намуд,
Синаро сӯроххо аз тири мижгон карду рафт.

Омаду болу пари парвонаро миқроз кард,
Шамъи базмамро чароғи зери домон карду рафт.

Рӯзгоре доғи ӯро доштам дар дил ниҳон,
Бар сари ман омаду чун гул намоён карду рафт.

Ғунчавор афканд дар андешаи дуру дароз,
Ҷӯши савдояш сарамро боз вайрон карду рафт.

Аз ғами ӯ шишаҳо карданд соғарро видоъ,
Омаду асбоби айшамро парешон карду рафт.

Рӯзи маҳшар доманаш хоҳам гирифт, ай Сайидо,
Дар ҳақи ман зулмҳо он номусулмон карду рафт.

* * *

Рафтию аз рафтанат марҳам зи доғам рафтааст,
Рангу бӯ чун шабнам аз гулҳои боғам рафтааст.

Ғунчаам, чашм аз тамошои чаман пӯшидаам,
Бе рухат сайри гулистон аз димоғам рафтааст.

Он кӣ мегӯянд ӯро дар биёбон гирдбод,
Рӯҳи Маҷнун аст, аз баҳри суроғам рафтааст.

Бе асокаш кай равад парвона сӯйи хонаам,
То ту рафтӣ, равшаноӣ аз чароғам рафтааст.

Соғари ман чун даҳони рӯзадорон аст хушк,
Оби осойиш зи лабҳои аёғам рафтааст.

Ҷустуҷӯро по ба домони ризо печидаам,
Муждаи уммедворӣ аз суроғам рафтааст.

Сунбули зулфи ту то карда-ст савдоӣ маро,
Орзуи равғани гул аз димоғам рафтааст.

Он парирӯ, Сайидо, то аз чаман ғоиб шуда-ст,
Бӯйи гул девонавор аз кӯчабоғам рафтааст.

* * *

Омад баҳору сайри гулистон ғанимат аст,
Базми висоли ғунчаи хандон ғанимат аст.

Бо қомати хамида равам сӯйи бӯстон,
Назораи бунафшаву райҳон ғанимат аст.

Ай боғбон, зи боғ ба берун чӣ меравӣ?
Будан ба пойи сарви хиромон ғанимат аст.

Ай ғунча, сар зи ҷайб ба девонагӣ барор,
Якчанд рӯз чоки гиребон ғанимат аст.

Паҳлуи худ зи хоки чаман барнамекашам,
Чун соя хоб зери дарахтон ғанимат аст.

Ай Сайидо, чу бод, ба ҳар ҷонибе марав,
Бар гирди хеш гард, ки даврон ғанимат аст.

* * *

Он кӣ меғиряд ба ҳолам, чашми хунини ман аст,
В-он ки бардорад сарам аз хок, болини ман аст.

Қоматашро кай зи оғӯши назар берун кунам?
Чун парӣ, дар шиша пинҳон ҷони ширини ман аст.

Мекунад таслим бар шохи гулам аз роҳи дур,
Норасо афтода дасташ, он ки гулчини ман аст.

Орзуи лаълу марҷон кай бувад ҷайби маро?
Тукмаи чоки гиребон ашки рангини ман аст.

Мезанад силӣ ба сайқал ҷабҳаи ойинаам,
Чашм пӯшидан зи рӯйи зинат ойини ман аст.

Нолаи гармам чароғи кушта равшан мекунад,
Мили оҳам сурмаи чашми ҷаҳонбини ман аст.

Метапад дар хун зи рашки хомаи ман муддаӣ,
Хасм бисмилгаштаи шамшери чӯбини ман аст.

Дузди маъниӣ, Сайидо, ҳаргиз намеёбад ривоҷ,
Теғ бар худ мекашад ҳар кас суханчини ман аст.

* * *

Биё, ба кулбаам, ай моҳрӯ, сафо ин ҷост,
Нишин ба дидаам, ай нури чашм, ҷо ин ҷост!

Зиёрати дили мо созу сайри ҷаннат кун,
Калиди қуфли дари боғи дилкушо ин ҷост!

Зи доғи туст маро сина равзаи шуҳадо,
Ба ханҷари ту қасам, дашти Карбало ин ҷост!

Маро забони нигоҳи ту ёри ҳарф шуда,
Куҷо равам, ки суханҳои ошно ин ҷост.

Ба кӯят омадаму гашт чашми ман равшан,
Қасам ба хоки қудумат, ки тӯтиё ин ҷост!

Бинои Каъба бувад дил ба даст овардан,
Агар Худоталабӣ мекунӣ, Худо ин ҷост.

Ба гиря гуфтамаш: – Оби Ҳаёт меҷӯям!
Ба ханда гуфт лабаш: – Чашмаи Бақо ин ҷост!

Рақиб хост, ки имшаб ба базм биншинад,
Ишора кард ба абрӯ, ки Сайидо ин ҷост.

* * *

То ҳавоят бар сари боди сабо афтодааст,
Барги гул дар кӯчаҳо чун нақши по афтодааст.

То нигорин панҷаро кардӣ зи хуни офтоб,
Моҳрӯёнро ҳино аз дасту по афтодааст.

Зардрӯйӣ мекашам ҳар рӯз аз дунҳимматон,
Барги коҳи ман ба дасти қаҳрабо афтодааст.

Дар чаман болу пари қумрӣ ба ёди мақдамат
Бар замин монанди нақши бӯрё афтодааст.

Моҳрӯён сурмаро санги фалохун кардаанд,
Гӯшаи чашми ту то бар тӯтиё афтодааст.

Доғи дилро мекунам ҳар дам сурағ аз лолазор,
Ин зар аз ҷайбам, намедонам, куҷо афтодааст!

Аз ман он дилбар надорад чун қалам, бегонагӣ,
Бар сухан азбаски табъаш ошно афтодааст.

Муддате шуд ростӣ аз қомати ман рафтааст,
Рӯзгоре шуд зи дастам ин асо афтодааст.

Кай халосӣ ёбад аз даврон дилам, ай Сайидо,
Донаи ман дар гулӯи осиё афтодааст.

* * *

Дил ба доми кокули он дилрабо афтодааст,
Ин фусунгар дар даҳони аждаҳо афтодааст.

Нест мумкин аз сари кӯйи ту ҷое рафтанам,
Бандҳо аз кундаи зону ба по афтодааст.

Ғунчаи дил во шавад аз суҳбати равшандилон,
Хонаи ойина боғи дилкушо афтодааст.

Аҳли ҳимматро назар бар чинию фағфур нест,
Бар замин ин коса аз дасти гадо афтодааст.

Бе мураббӣ мекунад андешаи осудагӣ
Хонабардӯше, ки дур аз муттако афтодааст.

Рӯзии худ аз замину осмон гирад ба зӯр,
Сахтрӯ ҳар кас чу санги осиё афтодааст.

Мевае ҳаргиз начидам аз ниҳоли орзу,
Ин самар нопухта аз шохи ҳаво афтодааст.

Бо сабукрӯҳон кунам аз нотавонӣ пайравӣ,
Ихтиёрам бар кафи боди сабо афтодааст.

Қувват аз аъзои ман, умрест, берун рафтааст,
Рӯзгоре шуд зи дастам ин асо афтодааст.

Дидаи дарёнишинон рӯзу шаб бо нохудост,
Кори ман дар киштии тан бо Худо афтодааст.

Не гиребоне руфӯ кардам, на ҷайби домане,
Остин кӯтоҳу дастам норасо афтодааст.

Бар дари арбоби давлат саъй чандон кардаам,
Дастам аз худ рафтаву кафшам зи по афтодааст.

Бар матоъи касмаёби ман харидоре намонд,
Дар таҳи гарди касодӣ аз баҳо афтодааст.

Сабзазори ман ба барги коҳ паҳлу мезанад,
Корам аз хушкӣ ба оби каҳрабо афтодааст.

Дар миёни нафси шайтон Сайидо бошад ғариб,
Чун Ҳусайн ин ташналаб дар Карбало афтодааст.

* * *

Он шӯх агар намоядаш аз дур пушти даст,
Дар пеши ӯ ниҳад ба замин ҳур пушти даст.

Хӯрдам ҳазор нешу нашуд нӯш ҳосилам,
То кай ниҳам ба хонаи занбӯр пушти даст?

Бар соилон карим ҳақорат намекунад,
Деҳқон намезанад ба сафи мӯр пушти даст.

Силӣ хурад табиб зи парвози набзи ман,
Доғам занад ба марҳами кофур пушти даст.

Ҳақгӯйиро касе натавонад хамӯш кард,
Коре накард бар лаби Мансур пушти даст.

Дорӣ, Масеҳи мо яди байзо дар остин,
Пинҳон масоз аз мани ранҷур пушти даст.

Ай Сайидо, зи ҷуд садое нашуд баланд,
Чандон задам ба чинии фағфур пушти даст.

* * *

Дар боғ асар зи нолаи булбул намондааст,
Имрӯз дар бисоти чаман гул намондааст.

Аз дасти ҳеч кас гираҳе во намешавад,
Рабте миёни шонаву кокул намондааст.

Монанди сабза сарви лаби ҷӯ кунад суроғ,
Озодаро зи баски таваккул намондааст.

Чун доми пора гӯшанишинон хуранд хок,
Гироии каманди тағофул намондааст.

Селоб бурда хонаи арбоби ҷудро,
Дар ҷӯйбори аҳли карам пул намондааст.

Охир кашид кӯҳ зи Фарҳод интиқом,
Дар зиракони вақт таҳаммул намондааст.

Булбул зи байза сар накашад аз бараҳнагӣ,
Ҷуз ҷайби пора дар бадани гул намондааст.

Имрӯз сокинони чаман кӯч кардаанд,
Бар рӯйи боғ сабзаву сунбул намондааст.

Савдои мо зиёда шуд аз фикрҳои пуч,
Моро дигар хаёли тахайюл намондааст.

Имрӯз гашт силсилаи ҷуд мунтаҳӣ,
Дар даври ин гурӯҳ тасалсул намондааст.

Бар бод рафта гулшани айём, Сайидо,
Хоре дар ошёнаи булбул намондааст.

* * *

Ҷуду сахо ба мардуми олам намондааст,
Ному нишон зи манзили Ҳотам намондааст.

Яксон кунад ба боғ тамошои хору гул,
Имрӯз имтиёз ба шабнам намондааст.

Аз дил майи сабӯҳ кудурат намебарад,
Хосияте, ки буд ба марҳам, намондааст.

Гулҳо чу ғунча сар ба гиребон кашидаанд,
Дар ҳеч синае дили хуррам намондааст.

Соғар зи пеши хум ба лаби хушк меравад,
Дар шишаҳои бодакашон нам намондааст.

Боқист гарди роҳ ба мижгони ҳоҷиён,
Обе магар ба чашмаи Замзам намондааст.

Дар хонаҳои аҳли карам, Сайидо, марав,
Он ҷо ба ғайри сурати одам намондааст.

* * *

Баҳри хасм аз хусравон имдод мебояд гирифт,
Интиқоми кӯҳ аз Фарҳод мебояд гирифт.

Рӯй бар зулфи диловези ту мебояд ниҳод,
Ҳалқаи занҷири адлу дод мебояд гирифт.

Мекунад таъзим пеши соғару май медиҳад,
Хулқи эҳсонро зи мино ёд мебояд гирифт.

Табъи равшан тира гардад аз таманноҳои нафс,
Ин чароғ аз раҳгузори бод мебояд гирифт.

Аз дили садпораам роҳат маҷӯ, ай осмон,
Харҷу боҷ аз кишвари ообод мебояд гирифт.

Баҳри қатли бегуноҳон саъйҳо дорад фалак,
Теғи кин аз дасти ин ҷаллод мебояд гирифт.

То ба кай мағрури худ бошӣ ту, ай дунёпараст,
Ибрат аз Фиръавну аз Шаддод мебояд гирифт.

Бар бинои қасри ҳастӣ такя чун сурат макун,
Пушт аз ин девори бебунёд мебояд гирифт.

Мекунад даврон туро охир ба танҳоӣ асир,
Хӯ ба дому донаи сайёд мебояд гирифт.

Фитнаро, ай наргис, аз бодомчашмон ёд гир,
Ин сабақ таълим аз устод мебояд гирифт,

Аз дили ӯ, Сайидо, берун намегардад ситам,
Ҷавҳар аз ойинаи фӯлод мебояд гирифт.

* * *

Омад баҳору ғунча ба гулзор ҷо гирифт,
Захме, ки буд дар дили булбул, ҳаво гирифт,

Паҳлу запад ба нофаи мушк остини ӯ,
Бар даст ҳар кӣ кокули он дилрабо гирифт.

Гуфтам равам ба кӯчаи зулфаш, ҳаё намонд,
Имшаб сари раҳам асаси ошно гирифт.

Бар чарх аз кашокаши корам гиреҳ фитод,
Ин дона оқибат гулӯи осиё гирифт.

Хори гаме, ки бар ҷигари мо халида буд,
Аз пойи мо баромаду домони мо гирифт.

Моро зи сайри кӯйи ӯ монеъ кӣ мешавад,
Гар метавон инони насими сабо гирифт?

То сар бар остонаи шаҳ монд Сайидо,
Худро ба зери сояи боли ҳумо гирифт.

* * *

Аз рафиқи раҳнамо табъи гадо осуда аст,
Бар кафи дасти куҳансолон асо осуда аст.

Хоксоронро бувад беэтиборӣ эътибор,
Аз шикасти хеш ранги бӯрё осуда аст.

Гармии дӯзах чӣ хоҳад кард бо оташнафас,
Аз самуми шуъла коми аждаҳо осуда аст.

Бо сабукрӯҳон гаронҷонон надоранд илтифот,
Барги коҳ аз ҷазбаи оҳанрабо осуда аст.

Рӯзии соҳибтаваккул мерасад аз осмон,
Аз тараддуд санги зери осиё осуда аст.

Аз ҳалоки саркашон парво набошад тоҷро,
Аз шикасти устухон табъи ҳумо осуда аст.

Иллати носур аз марҳам надорад баҳрае,
Аз илоҷи чашми кӯрон тӯтиё осуда аст.

Хоби осойиш бувад дар дидаи дуздон ҳаром,
Паҳлуи шабрав зи фикри муттако осуда аст.

Осиё аз донаи занҷир месозад ҳазар,
Хотири девона аз арзу само осуда аст.

Устухони хушк беташвиш кайояд ба даст?
Аз пайи рӯзӣ ба кӯ табъи гадо осуда аст.

Дар либоси факр, умре шуд, фароғат кардаем,
Чашми мо дар ҷомахоби бӯрё осуда аст.

Сайидо, марди ҳунарманд аз тараддуд фориғ аст,
Даст агар дар кор машғул аст, по осуда аст?

* * *

Омад хазону айшу тараб аз замона рафт,
Гул кӯч карду мурги чаман з-ошёна рафт.

Дар зери осмон натавон кард по сутун,
Бояд видоъ карда аз ин шомиёна рафт.

Ай мурғи рӯҳ, дар қафаси танг то ба кай?
Парвоз карда бояд аз ин ошёна рафт.

Аз базми аҳли ҷуд садое нашуд баланд,
Овози дурбош зи дарҳои хона рафт.

Бурданд сӯйи боғ зи парвона ҷуғзро,
Имрӯз имтиёз зи аҳли замона рафт.

Рӯзӣ насиби кас ба нишастан намешавад,
Бояд чу осиё зи пайи обу дона рафт.

Поённишин чу гард ба боло руҷӯъ кард,
Дар пешгоҳи хона дар аз остона рафт.

Дасте, ки во кунад гираҳ аз дасти кас, куҷост?
Нохун видоъ карда зи ангушти шона рафт.

Дар базми рӯзгор умеди чароғ нест,
Аз барқ равшанию зи оташ забона рафт.

Ай пир, офтоби ҷавонӣ ғуруб кард,
Наздик гашт шом, бибояд ба хона рафт.

Соқиву шишаву қадаҳу мутрибу суруд
Ҷамъ омаданду нашъа парид, аз миёна рафт.

Гардид дида хушк, зи дандон асар намонд,
Аз осиёи мо ҳаваси обу дона рафт.

Ба рӯйи ҳеч кас зи тамаъ обрӯ намонд,
Ин гавҳари ягона зи дасти замона рафт.

Ай Сайидо, зи нолаи худ ёфтам асар,
Ин тири паршикаста ба сӯйи нишона рафт.

* * *

Лоларӯе омаду оташ ба доғам карду рафт,
Хор дар пероҳани гулҳои боғам карду рафт.

Аз насими васли ӯ, чун гул, димоғам тозабӯст,
Хушксоли ноумедӣ бедимоғам карду рафт.

Партави маҳтобро аз кулбаам афғанда дур,
Равғани беилтифотӣ дар чароғам карду рафт.

Хайрбодаш рехт дар захми дилам мушти намак,
Судаи алмосро марҳам ба доғам карду рафт.

Аз майи васлаш димоғам буд боғи дилкушо,
Омад айёми хазон, тороҷи боғам карду рафт.

Медиҳад бӯйи гулам хосияти боди самум,
Баски ҳамчун барқ сайри кӯчабоғам карду рафт.

Пардаи фонусро ҳамчун пари парвона сӯхт,
Боди сарсарро ҳамоғӯши чароғам карду рафт.

Сайидо, сар дар гиребон бурда будам ғунчавор,
Чун насими субҳдам омад, суроғам карду рафт.

* * *

Омад хазону даври нишот аз пиёла рафт,
Ранг аз рухи гулу намак аз доғи лола рафт.

Дар ҳеч синае зи муҳаббат асар намонд,
Оташ зи сангу моҳ зи оғӯши ҳола рафт.

Аз хайргоҳи Ҳотами Тай нест ғайри ном,
Монанди ғирдбод, зи дашт ин ғазола рафт.

Гулчин накард гӯш ба фарёди булбулон,
Дар рӯзгори мо асар аз оҳу нола рафт.

Дарё надод як дами обе ҳубобро,
Охир зи баҳр дастгиҳӣ ин ниёла рафт.

Ай шайх, баҳри зарқ зи хилват бурун шудӣ,
Бар боди нафс тоати ҳафтодсола рафт.

Ай зӯфунун, зи номаи аъмол бехабар,
Умрат ба гуфтугӯйи китобу рисола рафт.

Зоҳид зи баски нашъаи тақвои худ надид,
Охир ба ҷустуҷӯйи шароби ниёла рафт.

Ай Сайидо, сарест ба муфлис каримро,
Мино ба базм омаду сӯйи ниёла рафт.

* * *

Дар гулшане, ки мақдами он гул расидааст,
Аз рӯйи боғ ранг чу шабнам паридааст.

Наққош дасти бозуи худ бӯса мезанад,
Гӯё камони абруи ӯро кашидааст.

Нанҳода по ба хонаи ойина аз ҳиҷоб,
Ин тозарӯй сурати худро надидааст.

Гулро гирифта бар дари боғ истодааст,
Боди баҳор омаданашро шунидааст.

Ҳар кас ниҳода по ба дари аҳли рӯзгор,
Бисёр ҳамчу обила дар хун тапидааст.

Дар боғи орзу, ки ниҳоле нишондаӣ,
Умрат гузашту меваи ӯ норасидааст.

Меояд аз чаман магар он шӯх, Сайидо,
Монанди ғунча мурғи дилам орамидааст.

* * *

Насозам зи бонғи сагонат шикоят,
Ки дорам зи сарви равонат ривоят.

Бигирам сари роҳу бӯсам рикобат,
Агар мешавад аз инонат иноят.

Хазон раҳ наёбад ба боғи ту ҳаргиз,
Дар ӯ ҳает сарви равонат ҳимоят.

Кадом илтифоти туро шукр гӯям?
Надорад атои ниҳонат ниҳоят!

Раҳи растагорӣ намо Сайидоро,
Набошад ба боғи ҷинонат ҷиноят.

* * *

Рӯзгоре шуд, ки пуштам аз ғами даврон дутост,
Дурбинӣ мекунам, аммо назар бар пушти пост.

Бе рафиқ имрӯз пойи худ дар ин раҳ мондаам,
Ай мусалмонон, дуо созед, корам бо Худост!

Лангаре овардаам имрӯз аз мизони адл,
Чун тарозу ҳает чашмам ин замон бар чаппу рост.

Меравам танҳо дар ин раҳ, то чӣ пеш ояд маро,
Ҳар қадам ин ҷо даҳони шеру коми аждаҳост.

Манзили ҳар кас бувад чун об бар рӯйи замин,
Хонаи ман аз сабукборӣ чу оташ бар ҳавост.

Сайидо, мардум чаро бар хону мон дил бастаанд,
Дори дунё пеши дори охират дорулфаност.

* * *

Чашми туро табиб куҷо мекунад илоҷ?
Ин чашмро ба дидани кас нест эҳтиёҷ!

Танг омадам зи дасти дили беқарори худ,
Чун ғунча хун хурад падар аз тифли бадмизоҷ.

Озода аз ҳукумати айём фориғ аст,
Аз сарв ҳеҷ кас нагирифта-ст харҷу боҷ.

Ай шоҳи ҳусн, сабру таҳаммул зи ман махоҳ,
Аз кишвари хароб наҷуста касе хироҷ.

Аз бетараддудӣ суханам ношунида монд,
Ин ҷинсро кушодани дуккон диҳад ривоҷ.

Бар дӯши Сайидо мафикан соя, ай ҳумой,
Девонаро куҷост таманнои тахту тоҷ?

* * *

Биёву бода каш, ай муҳтасиб, ба пои қадаҳ,
Ки мавҷи бода набошад кам аз дуои қадаҳ.

Баҳор омаду мурғон дар ошёнаи худ
Кушодаанд пару бол дар ҳавои қадаҳ.

Ба чашмасори Хизир панҷааш занад силӣ
Касе, ки сохт кафи даст ошнои қадаҳ.

Маро ба доги худ, ай лола, дастгирӣ кун,
Ки ҳает нашъаи саршори ман зи лои қадаҳ.

Шикасти шишаи моро макун ту, ай зоҳид,
Гирифтаем сари худ ба каф ба ҷои қадаҳ.

Чаман ба маҷлиси худ шамъ мставонад рехт,
Зи гиряҳои суроҳию хандаҳои қадаҳ.

Зи рӯйи лоларухон, Сайидо, хурад чашм об,
Рухи шукуфта бувад боги дилкушои қадаҳ.

* * *

Ба ҷустуҷӯйи ту берун шуд аз чаман гули сурх,
Дар орзуи ту гардид бебатан гули сурх.

Гадои кӯйи туро аз ҷабин диҳад ғули зард,
Шаҳиди теғи туро рӯяд аз кафан гули сурх.

Ба кӯчабоги дили доғдори ман гузарӣ,
Ба пойбӯси ту резам чаман-чаман ғули сурх,

Надида шӯхии чашми туро гули наргис,
Набурда бӯй аз он ғунчаи даҳан гули сурх.

Ба сайри боғ ту то рафтаӣ гиребончок,
Зи ҷӯши ҳусн нағунчад ба пераҳан гули сурх.

Ба гулшане, ки тасаввур кунам ҷамоли туро,
Гули сафед намояд ба чашми ман гули сурх.

Саводи хатти ту дорад бунафша дар оғӯш,
Баҳори зулфи туро зери ҳар шикан гули сурх.

Чу гирдбод дамад аз ҷамоли маҷнунбед,
Чу лола сар занад аз хоки кӯҳкан гули сурх.

Зи ғунчаи даҳани нофа бӯйи хун ояд,
Чаридааст магар оҳуи Хутан гули сурх.

Маломате ба ҷавонони порсо нарасад,
Шукуфтарӯй нишинад дар анҷуман гули сурх.

Шуда-ст моҳи рухаш, Сайидо, зи май шафақӣ,
Намуда шӯхии чашмаш зи настаран гули сурх.

* * *

Нигоҳам бе рухаш гардид ашку ғунчаи гул шуд,
Зи чашмам хори мижгонҳо париду боли булбул шуд.

Ба ёди рӯйи ӯ рафтам ба боғу нолаҳо кардам,
Фиғонам шуд насими субҳу оҳам накҳати гул шуд.

Накард он бетараҳҳум ҷониби ман гӯшаи чашме,
Дареғо, тундхӯйиҳои ӯ сарфи тағофул шуд.

Ҳадиси тирарӯзиҳо ба зулфаш он қадар гуфтам,
Ки дуди шамъ имшаб бар сари парвона кокул шуд.

Ба по занҷир, рафтам бар тавофи турбати Маҷнун,
Зи ашкам лола гул карду биёбон пур зи сунбул шуд.

Зи дарҳои каримон ноумед азбаски баргаштам,
Ба дастам косаи дарвезағар ҷоми таваккул шуд.

Садое, Сайидо, аз ҳамдамон берун намеояд,
Насим аз бӯстон рафту чаман холӣ зи булбул шуд.

* * *

Аз ғамат дар сина дил сад нома иншо мекунад,
Тифлро ин шир дар гаҳвора гӯё мекунад.

Шамъро гарданкашиҳо кард хокистарнишин,
Паст мегардад, сари худ ҳар кӣ боло мекунад.

Шир мегардад бурун аз кӯҳ баҳри Кӯҳкан,
Ризқи худ соҳибҳунар аз санг пайдо мекунад.

Меҳнати айёмро бо гӯшагирон кор нест,
Ишрати рӯйи замин пайваста Анқо мекунад.

Сояи девори зудро ҳар кӣ ин ҷо вақф кард,
Бар сари худ хонае дар ҳашр пайдо мекунад.

Худнамоӣ кардан аз аҳли тамаъ зебанда нест,
Пеши худ гарданкашӣ беҳуда мино мекунад.

Мекунад парвоз оғӯшам чу қумрӣ аз нишот,
Ҳар куҷо он сарви симинбар миён во мекунад.

Сайидо, Мансур охир шуд фано дар баҳри ишқ,
Сел чун пурзӯр гардад, рӯ ба дарё мекунад.

* * *

Рӯзе, ки доми зулфи ту дар тоб мешавад,
Мижгон ба чашми сайд раги хоб мешавад.

Гар бигзарӣ ба вақти намоз аз намозгоҳ,
Оғӯшҳо кушода чун меҳроб мешавад.

Ҳангоми хат шикаста шавад дасту пойи хол,
Афтода дузд дар шаби маҳтоб мешавад.

Аз пунба санг бар даҳанаш дам ба дам зананд,
Ҳар шишае, ки сарфи майи ноб мешавад.

Ширу шакар ба суфраи дунёпараст нест,
Ҳар ҷо хас аст, рӯзии гирдоб мешавад.

Худро агар ба сояи абрӯ кашад, чу сарв
Шамшери хуб теғи сияҳтоб мешавад.

Аз марг чокҳо ба гиребони одамист,
Бар ҷони хок рахна зи селоб мешавад.

Хун ҷӯш мезанад зи лаби хушки соҳилам,
Ҳар ташнае, ки дар талаби об мешавад.

Ин беқарорие, ки туро ҳаст, Сайидо,
Охир дили ту чашмаи симоб мешавад.

* * *

Чу тег бар камар он боданӯш меояд,
Замин зи хуни шаҳидон ба ҷӯш меояд.

Инони оҳ кӣ дар дил нигаҳ тавонад дошт?
Кулаҳ шикаставу кокул ба дӯш меояд!

Багал кушодаву пӯшида ҷомаи гулранг,
Ба ин либос ба тороҷи ҳуш меояд.

Кӣ бастааст, надонам, забони мурғонро,
Ки андалеб зи гулшан хамӯш меояд?

Ба даври ман шуда айём косаи пурзаҳр,
Ба ҳар кӣ менигарам, бонги нӯш меояд.

Ба гулшане, ки ту як раҳ гузаштаӣ, то ҳашр
Садои қофилаи гулфурӯш меояд.

Чу Сайидо лаб агар аз фиғон набарбандам,
Ҷаҳон зи нолаи ман дар хурӯш меояд.

* * *

Шабе, ки бар сарам он сабзпӯш меояд,
Садои мақдами Хизрам ба гӯш меояд.

Ба ёди зулфу рухаш гулшан аз гулу сунбул
Қабо дарида, салосил ба дӯш меояд.

Нидо кунанд ба масҷид муаззинон ҳар субҳ:
– Ҳазар кунед, ки он боданӯш меояд!

Кӣ рафтааст ба гулшан, ки андалеб имрӯз,
Хамӯш мераваду дар хурӯш меояд?

Фиғони мотамиён бузругони ғофилро,
Садои нолаи кабке ба гӯш меояд.

Ту бода мехӯрию ман кабоб мегардам,
Ту май кашию маро хун ба ҷӯш меояд.

Ба рӯзи марг дил аз хоб мешавад бедор,
Касе, ки меравад аз худ, ба ҳуш меояд.

Чаро ба хун нанишинам чу Сайидо имрӯз,
Ки гул ба боғ пайи гулфурӯш меояд.

* * *

Дар гулистон бе ту ашк аз чашми булбул мечакад,
Рангу бӯ мегардад обу аз рухи гул мечакад.

Мурғи дилро куштаӣ имрӯзу пинҳон кардаӣ,
Хуни ин сайд аз дами теғи тағофул мечакад.

Зулфи мартуби кӣ имшаб дод обат, ай насим,
Шабнами ошуфтагӣ аз шохи сунбул мечакад.

Аз тараддуд по кашидан ҳаҷҷи акбар кардан аст,
Оби Замзам аз лаби ҷоми таваккул мечакад.

Аз даҳони хома ҳар шаб, Сайидо, оби сиёҳ
То саҳар дар ҳасрати он зулфу кокул мечакад.

* * *

Бар сарам рӯзе, ки аз зулфи ту савдо гул кунад,
Ҳалқаи занҷирро дар пойи ман сунбул кунад.

Меҳрбонӣ мекунад ҳар кас, шикастам медиҳад,
Бар сари ман по гузорад, ҷой чун кокул кунад.

Дар ҷавори бузрукон ёбанд хурдон тарбият,
Беди Маҷнун дар гулистон соя бар сунбул кунад.

Шарти маъшуқӣ дили ошиқ ба даст овардан аст,
Синаро во гул барои хотири булбул кунад.

Дасти ӯ аз шона месозам ҷудо бо зӯри оҳ,
Баъд аз ин машшота гар бозӣ ба он кокул кунад.

Сайидо, маъшуқи ман азбаски олимашраб аст,
Меҳрбонӣ бештар бо ошиқи бепул кунад.

* * *

Ба сайри гул магар он шӯхи гулгунпӯш меояд,
Садои «дурбош» аз булбулон дар гӯш меояд.

Зи май пур карда чашми ӯ зи мастӣ сурмадонҳоро,
Ки дар майхона ҳар кас меравад, хомӯш меояд.

Зи дасти бесуботӣ лола дар дил доғҳо дорад,
Барои рафтани худ зоди раҳ бар дӯш меояд.

Куҷо, ай шамъ, имшаб карда будӣ гарм суҳбатро?
Тасаввур мекунам, магзи сарам дар ҷӯш меояд.

Фалак, умрест, ҷоми алвидоъ оварда дар гардиш,
Зи ҳар ҷониб ба гӯшам бонги нӯшонӯш меояд.

Ба зӯр, ай Сайидо, он шӯхро дар хона овардам,
Ба сад меҳнат камонро тир дар оғӯш меояд.

* * *

Мурғи беболу паре дидам, дилам омад ба ёд,
Нолаи ҷуғзе шунидам, манзилам омад ба ёд.

Аз фиреби ваъдаҳои ӯ шудам розӣ ба марғ,
Шаб ҳама шаб дасту теғи қотилам омад ба ёд.

Дар талоши баҳр, чун гирдоб, саргардон шудам,
Ҳасрати лабҳои хушки соҳилам омад ба ёд.

Сар назад аз киштзори умри ман ғайр аз сипанд,
Сӯхтам, чун мазраи беҳосилам омад ба ёд.

Сайидо, дидам ба хок афтода барги лоларо,
Теғи ноҳаққхӯрда сайди бисмилам омад ба ёд.

* * *

Ғунчаам, охир чу гул корам ба урёнӣ бувад,
Лаб газиданҳои ман аз беғиребонӣ бувад.

Чашму гӯшам қосиди ҷосуси ҳайронӣ бувад,
Ҳамчу гул аъзоям асбоби парешонӣ бувад.

Дил чу гардад сода, ӯро ҳалли мушкилҳо кунанд,
Пардаи ин қуфлро мифтоҳ нодонӣ бувад.

Номаи аъмол гардад дар бари некон қабо,
Пардапӯши субҳи маҳшар покдомонӣ бувад.

Дил шикастан куфрро тарҷеҳ бо дин кардааст,
Каъбаро бутхона кардан хонавайронӣ бувад.

Дар назарҳо хушнамо бошад камони нақшдор,
Ҷавҳари шамшери абрӯ чини пешонӣ бувад.

Он парирӯро ба хомӯшӣ мусаххар сохтам,
Лаб фурӯ бастан маро муҳри Сулаймонӣ бувад.

Донаро сайёд резад пеши мурғон бар замин,
Кори зоҳид дар назарҳо сабҳагардонӣ бувад.

Ғунчаи дил во зи ангушти надомат мешавад,
Нохуни ин укда дар дасти пушаймонӣ бувад.

Хонабардӯшӣ либоси офият бошад маро,
Посбони суфраи дарвеш бенонӣ бувад.

Исми аъзамхон шавад эмин зи офоти парӣ,
Чун дучори ӯ шавам, корам дуохонӣ бувад.

Фасли гул боз аст дасти боғбони гулфурӯш,
Хони ҳар кас пахн дар айёми арзонӣ бувад.

Мешавад охир сари бемағз помоли ҳаво,
Ин садо дар гӯши ман аз табли султонӣ бувад.

То насозам синаро садчок, хандон кай шавам?
Ҳамчу гул дилҷамъии ман дар парешонӣ бувад.

Хоби осойиш набинад дидаи дунёпараст,
Боғбонро рӯз то шаб кор дарбонӣ бувад.

Баст тоқи хонаи ойинаро абрӯи ӯ,
Ин камон пайваста дар бозуи ҳайронӣ бувад.

Метавон бар пушти боми худ аламҳо сохтан,
Гар фашу мисвок асбоби мусалмонӣ бувад.

Он парӣ ҳангоми гул аз хона меояд бурун,
Юсуфи ман то ба рӯзи ҳашр зиндонӣ бувад.

Ризқи тӯтӣ, Сайидо, бошад муҳайё аз шакар,
Рӯзии дилхоҳ дар хони сухандонӣ бувад.

* * *

Хум тиҳӣ шуд аз маю даври қадаҳ аз по фитод,
Базм охир гашту тоқӣ аз сари мино фитод.

Беадаб худро ба андак фурсате созад ҳалок,
Бесутун аз ҷо нарафту Кӯҳкан аз по фитод.

Мурғи дилро дар каманд оварду гирди дил нағашт,
Оҳ аз он сайде, ки бар сайёди бепарво фитод.

Қарздор аз шаҳр бигрезад зи дасти қарзхоҳ,
Лола доғ аз синаи ман бурду дар саҳро фитод.

Рафт Ҳотам аз ҷаҳону ҷонишин аз вай намонд,
Хум ба сар ғалтиду дар дунболи ӯ мино фитод.

Сайидо, чун сарви сабзам дар баҳору дар хазон,
Бар сарам то соя з-он шохи гули раъно фитод.

* * *

Соқӣ, бидеҳ он май, ки зи дил шӯр барояд,
Мастона табассум зи лаби ҳур барояд.

Чандон зи пайи донаи холи ту давидам,
Акнун нафасам чун нафаси мӯр барояд.

Оҳ аз ҷигарам дар ҳаваси он лаби ширин,
Пуробила чун хӯшаи ангур барояд.

Аз базми ту то дур шудам, дар табу тобам,
Оташ зи кабоби мани маҳҷур барояд.

Хатти рухат аз сина бурун кард диламро,
Дар фасли баҳорон зи замин мӯр барояд.

Шириндаҳонон нисбати худ бо ту расонанд,
Сад хӯша зи як донаи ангур барояд.

Дур аз қади ту сарв шавад пойшикаста,
Бе рӯйи ту наргис зи чаман кӯр барояд.

Мӯе шаваду бар лаби чинӣ ниҳад ангушт
Ҳар сабза, ки аз турбати фағфур барояд.

Ҳар дона, ки бар хок фишонанд каримон,
Парвозкунон дар талаби мӯр барояд.

Нӯше, ки ҳавас мекунӣ аз суфраи золим,
Нешест, ки аз хонаи занбӯр барояд.

Дар орзуи шамъи ту фонуси хаёлам,
Аз равзанаи хонаи ман нур барояд.

Ин он ғазали Сӯфии дилҷӯст, ки фармуд:
– Вақт аст, ки коми мани махмур барояд.

* * *

Хуни дил аз дидаам рӯзе, ки сар берун кунад,
Шаҳрро гирдоб созад, даштро Ҷайҳун кунад.

Решаи зулфи парешонӣ бувад нахли вуҷуд,
Одамӣ аз содалавҳӣ шиква аз гардун кунад.

Мекашад рахти худ аз гулшан дар оғӯши қафас,
Аз даруни байза ҳар мурғе, ки сар берун кунад.

Рӯйи зарди хеш мемолад ба ҳар дар офтоб,
То рухи худ аз қадомии остон гулгун кунад.

Маънии барҷастае чун сарв мебояд баланд,
В-арна ҳар кас метавонад мисрае мавзун кунад.

Хешро берун кун аз афлоку ҳикматҳо бибин,
Бода чун аз хум барояд, кори Афлотун кунад.

Ғамзаи шӯхат наметарсад зи рӯйи интиқом,
Чанд дилҳо об гардонад, ҷигарҳо хун кунад?

Хубрӯёнро ба як ҷо ҷамъ кардан мушкил аст,
Бо чунин қавми парешон кас чӣ созад? Чун кунад?

Мепарад мижгон зи чашмам, Сайидо, чун парри коҳ,
То назарбозӣ ба он рухсори гандумгун кунад.

* * *

Мабодо кори ман бо чашмат, ай мижгонхаданг афтад,
Гирифтори ту ҳар кас гашт, дар қайди Фаранг афтад.

Зи ман карда-ст санги сурма рӯгардон нигоҳатро,
Илоҳӣ хок гардад сурмаву оташ ба санг афтад!

Рафиқ аз каф мадеҳ, хоҳӣ, ки дар манзил барӣ худро,
Шавад санги сари раҳ, чун асо аз дасти ланг афтад.

Лаболаб мешавад аз ширмоҳӣ доми танпарвар,
Ба коми нотавонон арраи пушти наҳанг афтад.

Набошад рӯзие ҷуз пораи дил ғунчаи гулро,
Хурад хун, ҳар киро ҳиммат васеъу даст танг афтад.

Ман он Маҷнуни бебахтам, гар аз саҳро ба шаҳр оям,
Шаванд атфол ҳам девонаву қаҳтӣ ба санг афтад.

Ба душман, Сайидо, бигзор теғи пешдастиро,
Сари худ мехурад чун хор, ҳар кас тезчанг афтад.

* * *

Чу теғ дар камар он рашки офтоб кунад,
Дилам чу зарра тапад, хунам изтироб кунад.

Рухи ту ойинаро дидаи пуроб кунад,
Қадат ба ҷилва заминро дар изтироб кунад.

Чаро ба куштани ушшоқ саъй месозӣ?
Надидаем касе мулки худ хароб кунад.

Ситамгарӣ ту, ки чашмат дили ман аз мастӣ
Ҳалок созаду овезаду кабоб кунад.

Биҳиштро талабаш дар назар намеорад,
Касе, ки бо ту шабе сайри моҳтоб кунад.

Шикаст дар сафи дилҳои саркашон афтад,
Гаҳе, ки ғамзаи ту пой дар рикоб кунад.

Ба лавҳи синаи худ нақш бастам абруят,
Касе, ки байти накӯ гуфт, интихоб кунад.

Ҳарорате ба худ, ай Сайидо, намебинам,
Муруввате магар имрӯз офтоб кунад!

* * *

Дар гулистон соя то з-он қомати раъно фитод,
Сарвро чун беди Маҷнун ларза бар аъзо фитод.

Хайргаҳро Ҳотами Тоӣ, ки барпо карда буд,
Ҳайф, дар айёми ин бедавлатон аз по фитод.

Соғари худ чун ҳубоб аз ташнагӣ бурдам ба баҳр,
Он ҳам аз дастам ҷудо гардиду дар дарё фитод.

Шуд даҳонам хушк, то омад дами обе ба чашм,
То лаби ноне ба даст афтод, дандонҳо фитод.

Базм охир гашт, аз майхона осоре намонд,
Кори соқӣ ин замон бар соғару мино фитод.

Сайидо, берун наёяд гирдбод аз печутоб,
Мекунад саргашта даврон ҳар кӣ дар саҳро фитод.



Ҷилвагар рӯзе, ки дар гулшан қади ӯ мешавад,
Сарв аз хиҷлат хати пушти лаби ҷӯ мешавад.

Сайдгоҳи кист ин саҳро, ки ман афтодаам,
Ҳалқаҳои дом нақши пойи оҳу мешавад.

Накҳати зулфи кӣ оварда-ст дар гулшан насим?
Боғро доман пур аз гулҳои шаббӯ мешавад.

Чеҳраи ӯ ҷон дарорад сурати деворро,
Акс дар ойина чун тӯтӣ сухангӯ мешавад.

Дилбари моро агар оранд дар бозори Миср,
Чашми Юсуф баҳри савдояш тарозу мешавад.

Мулки дилро холи рӯяш хоҳад оташхона кард,
Охир ин кишвар хароб аз дасти Ҳинду мешавад.

Сайидо, имрӯз маълумам шуд аз фонуси шамъ,
Дил агар равшан бувад, ойина зону мешавад.



Чу баҳри пурсишам он шаҳсавор меояд,
Сафи малак зи ямину ясор меояд.

Гаҳе, ки аз ғами ӯ мезанад ба дил нохун,
Садои Кӯҳкан аз кӯҳсор меояд.

Барам чу номаи аъмол дар тарозугоҳ,
Китобате, ки ба сӯям зи ёр меояд.

Ба боғ дилбари ман дӯш май кашиду ҳанӯз,
Насими масти сабо мушкбор меояд.

Зи чоки синаи равшандили худотарсам,
Паямбарест, ки берун зи ғор меояд.

Зи боли мурғи чаман шуд қафас гулу садбарг,
Кӣ гуфтааст ба булбул баҳор меояд?

Кадом лоларух имрӯз дар чаман рафта-ст?
Ба ҳар кӣ менигарам, догдор меояд!

Бар остонаи худ ҳамчу нақши по умрест
Фитодаам, ба умеде, ки ёр меояд.

Каманди бӯйи гул орад ба боғ булбулро,
Дилам ба сӯйи ту беихтиёр меояд.

Ба гарди кӯйи ту ҳар рӯз гирдбод аз дашт,
Ба ҷустуҷӯйи мани хоксор меояд.

Агар ба кӯҳ ниҳам, пушт бар замин монад,
Ғаме, ки бар ман аз ин рӯзғор меояд.

Нигоҳи гарми ту месӯзад устухонамро,
Куҷо зи барқи тараҳҳум бухор меояд?

Хиҷолате, ки кашӣ аз гуноҳи худ имрӯз,
Нигоҳ дор, ки фардо ба кор меояд.

Сипандвор аз он кӯй Сайидо умре,
Чӣ шуд, ки сӯхтаву беқарор меояд?

* * *

Шамъ бо оташ мадоро то қиёмат мекунад,
Суҳбати дерошноён истиқомат мекунад.

Суфраи худ ҳар кӣ ин ҷо паҳн месозад чу субҳ,
Бар сари худ соябоне то қиёмат мекунад.

Хуни сайёдони булбул ҳаст чун шабнам ҳалол,
Боғбон аз дафтари гул ин ривоят мекунад.

Гул, магӯ, беҳуда мерезад зари худро ба хок,
Ошёни андалебонро иморат мекунад.

Шамъ меояд суйи фонус бо чашми пуроб,
Машҳади парвонаро ҳар шаб зиёрат мекунад.

Мешавад аз бонг гӯшам ранги гардун пурсадо,
Аз лаби ӯ ғунчаи гул гар ҳикоят мекунад.

Ёди холи ӯ маро бетоб дорад чун сипанд,
Шамъро нозам, ки чун дар базм тоқат мекунад?

Мезанад бар гарданаш меҳроб шамшер аз ду рӯ,
Бе хаёли абруяш ҳар кас, ки тоат мекунад.

Шикваи ҳампешаи оҷиз намебояд шунид,
Душман аз кӯтоҳдастиҳо шикоят мекунад.

Бар мазори бекасон шамъе, ки равшан мешавад,
Бар сари худ бодро дасти ҳимоят мекунад.

Тангчашмонро ба неъмат сер кардан мушкил аст,
Мард, медонам, ки мӯреро зиёфат мекунад.

Дар ба рӯйи соилон ҳар кас, ки бандад, Сайидо,
Хонаи худро ба дасти хеш ғорат мекунад.

* * *

Шамъҳо ҷумла ба фонус ватан сохтаанд,
Баҳри парвонаи худ гӯру кафан сохтаанд.

Андалебон дили садпораи худ ғунчасифат,
Ҷамъ оварда ба як ҷову чаман сохтаанд.

Лолаҳо даст ба домони ту овехтаанд,
Пераҳан бар танат аз барги суман сохтаанд.

Аз ту ҳар ҷо, ки равӣ, бӯйи чаман меояд,
Чашмат аз наргису аз ғунча даҳан сохтаанд.

Аз маломат накунанд аҳли тамаъ андеша,
Дили ин тоифаро рӯйинатан сохтаанд.

Рӯзгорам ҳамаи умр ба сахтӣ гузарад,
Устухонро чу ҳумо рӯзии ман сохтаанд.

Сайидо, рӯй ба равшангуҳарон бояд кард,
Тутиён ойинаро ёри сухан сохтаанд.

* * *

Шамъи базмам аз тамошои ту шохи гул шавад,
Мардумак аз дидаи парвонаам булбул шавад.

Дар чаман ҳар гаҳ бишӯйӣ зулфи анбарбӯйи хеш,
Беди Маҷнун бар лаби ҷӯ дастаи сунбул шавад.

Дар ҷаҳон аз ҳиммати пирон биҷӯ роҳи наҷот,
Қомати хамгашта бар дарёи оташ пул шавад.

Тирабахтонро набошад аз парешонӣ гузир,
Дуди оҳам гирди сар баргардаду кокул шавад.

Майли холаш он қадар дорад сипанди шӯхи ман,
Гар дар оташ бурда биншинанд, тухми гул шавад.

Шуд парешон зулф, ганҷи ҳусн то барбод рафт,
Мекунад девонагӣ ҳинду, агар бепул шавад.

Аз ҳавоси боғбонон баски рафта-ст имтиёз,
Баъд аз ин дар бӯстон ҷуғз ояду булбул шавад.

Сайидо беқадр афтода-ст дар мулки Бухор,
Тарбият созанд ӯро, Толиби Омул шавад.

* * *

Дидаи чарх ба золим нигарон хоҳад буд,
Тирро гӯшаи абрӯ зи камон хоҳад буд.

Қисмати беҳудагӯ дар ҳама ҷо рӯзардист,
Аз сафар суди ҷарас оҳу фиғон хоҳад буд.

Моли ғоратзада аз ҳокими деҳ бояд ҷуст,
Гургро нест гунаҳ, ҷурми шубон хоҳад буд.

Соғару шиша зи меҳмонии хум сер шуданд,
Хонаи аҳли карам аз диғарон хоҳад буд.

Сифла аз ҳирс дами марг пушаймон гардад,
Боғбонро кафи афсус хазон хоҳад буд.

Зоҳиру ботини ушшоқ чу гул як ранг аст,
Ҳар чӣ бошад ба дили мо, ба забон хоҳад буд.

Қасри давлат, ки бар ӯ халқ биное доранд,
Чун ҳубобест, ки бар об равон хоҳад буд.

Рӯзи маҳшар, ки зи ҳар гӯша алам ҷилва диҳад,
Хоксорони туро ному нишон хоҳад буд.

Сабзаи пушти лабат ҷавҳари мағзи ҷигар аст,
Решаи сунбули зулфат рағи ҷон хоҳад буд.

Ҳар кӣ чун ғунчаи гул кисаи пурзар дорад,
Тукмаи тоҷи сари аҳли ҷаҳон хоҳад буд.

Манзили аввали ӯ гӯшаи Кавсар гардад,
Ҳар киро чашм ба он кунҷи даҳон хоҳад буд.

Хома ҳарфе зи хаташ гуфт, буриданд сараш,
Беадаб куштаи шамшери забон хоҳад буд.

Ришта то гашт мурассаъ, зи гуҳар донистам,
Чарх дар тарбияти беҳунарон хоҳад буд.

Нашаванд аҳли тамаъ дур зи атрофи танӯр,
Ба умеде, ки дар ӯ сурати нон хоҳад буд.

Сайидо, даҳр ба навкиса накӯ пардозад,
Майли пирон ба муридони ҷавон хоҳад буд.

* * *

Омад хазону сайри чаман орзу намонд,
Дар боғи рӯзгор ба гул рангу бӯ намонд.

Дар ҳеч абр оби мурувват наёфтам,
Аз сабза ғайри ном ба лабҳои ҷӯ намонд.

Азбаски дар ҷаҳон сари бемағз шуд баланд,
Дар бӯстони даҳр ба ғайр аз каду намонд.

Чун гул либос дар бари мо пора-пора шуд,
Чандон руфӯ задем, ки ҷойи руфӯ намонд.

Шабнам зи дастбурди хазон гашт поймол,
Бар рӯйи сокинони чаман обрӯ намонд.

Файзе ба кас зи суфраи мунъим намерасад,
Хум шуд тиҳиву нашъа ба ҷому сабӯ намонд,

Ай Сайидо, бишӯй зи арбоби ҷуд даст,
Обе дар ин муҳит барои вузӯ намонд.

* * *

Димоғошуфтанӣ аз базми аҳли ҷуд меояд,
Зи шамъи суҳбати ин қавм бӯйи дуд меояд.

Намебинем бо аҳли нишот азбаски оҳанге,
Навои мухталиф аз базми чангу уд меояд.

Зи чашми имтиёзи халқ нури маърифат рафта,
Матои хеш ҳар ҷо мебарам, бесуд меояд.

Ҷафоҳое, ки аз дунёпарастон аст бар соил,
Куҷо бар ҳаққи Иброҳим аз Намруд меояд?

Ба санги хора нони аҳли давлат мезанад паҳлу,
Гадо пайваста бо лабҳои хунолуд меояд.

Дар ин айём барбастанд дарҳои иҷобатро,
Дуо дасти тиҳӣ аз Каъбаи мақсуд меояд.

Набошад, Сайидо, рабте ба ҳам дерошноёнро,
Аломатҳост пай дар пай, қиёмат зуд меояд.

* * *

Рӯзе, ки ёр маст бурун аз чаман шавад,
Булбул ғариб гардаду гул беватан шавад.

Гар дар чаман ҳадиси лабаш дар миён ниҳам,
Гул гӯяд он қадр, ки саропо даҳан шавад.

Бар дасти хеш Кӯҳкан охир ҳалок шуд,
Ин шуд сазо-ш, ҳар кӣ гирифтори зан шавад.

Парвонае, ки дар дили фонус раҳ наёфт,
Дар рӯзи марг мурдаи ӯ бекафан шавад.

Тӯтӣ зи акси ойинаи мост нуктадон,
Ҳар кас ба мо иишаст, зи аҳли сухан шавад.

Ин шамъи коғазе, ки қалам тоза рехта-ст,
Равшангари чароги ҳазор анҷуман шавад.

Мо аз касе ба шаҳри худ эҳсон надидаем,
Ҳамчун фасона дар даҳани марду зан шавад.

Ай Сайидо, зи бахти сиёҳам диҳад нишон
Рӯзе, ки зулфи ёр шикан дар шикан шавад.

* * *

Зи рашки кулбаи ман Каъбаву бутхона месӯзад,
Ту дар як хона оташ мезанӣ, сад хона месӯзад.

Ту май бо ғайр менӯшию меғардам кабобат ман,
Ту шамъи анҷуман мегардию парвона месӯзад.

Ба ҷисму ҷони ман, ай барқи бепарво, мурувват кун,
Ту бар коҳи ман оташ мезанию дона месӯзад,

Нигоҳи гарм дар майхонаи ман аз кӣ афтода-ст,
Май аз хум то барояд, шишаву паймона месӯзад?

Туро имрӯз ҳамчун мӯйи оташдида мебинам,
Кадом ошуфта бар тасхири зулфат шона месӯзад?

Намерезад касе бар оташи бетобиям обе,
Ба ҳолам ошно мегиряду бегона месӯзад.

Ба ёди он гули рӯ, Сайидо, шамъе, ки афрӯзам,
Ба гулшан булбулу дар анҷуман парвона месӯзад.

* * *

Дӯстон, чун шамъ имшаб ҷой дар маҷлис кунед,
Дидаи худро тиҳӣ аз хоб, чун наргис кунед!

Бар сари озодагон бошад зи тарки сар кулоҳ,
Ай қаландармашрабон, моро ба худ мӯнис кунед!

Сарвро беҳосилӣ бошад ҳисори офият,
Аҳли дунё, такя бар девори ин муфлис кунед!

Кӯчагарди бехудиро зери по иксирҳост,
Ҳалқаи занҷири ин девонаро аз мис кунед!

Дар гулистоне, ки гардад дилбари ман ҷилвагар,
Айнаки чашми ман аз барги гули наргис кунед!

Сайидо, маъшуқи беошиқ чароғи мурда аст,
Шамъи бепарвонаро берун аз ин маҷлис кунед!

* * *

Рафтанд аҳли ҷуд, дар айём кас намонд,
Дар базми рӯзгор ба ғайр аз магас намонд.

Зад қуфл боғбон ба дари боғи орзу,
Моро дигар ба шохи ҳавас дастрас намонд.

Рафт аз димоғи гӯшанишинон ҳузури қалб,
Осудахотирӣ ба биҳишти қафас намонд.

Аз рафти иду омади Наврӯз фориғам,
Тифли маро зи баски ҳавову ҳавас намонд.

Бастанд, Сайидо, дари арбоби ҷудро,
Аз нола лаб бибанд, ки фарёдрас намонд.

* * *

Ай маҳ, шабе ба хонаам ой, чӣ мешавад?
Бар ман даре зи ғайб кушой, чӣ мешавад?

То кай зи пеши дидаи ман бигзарӣ ба ноз?
Дар чашми ман, чу сурма, дарой, чӣ мешавад?

Ях бастаам, чу шамъ, зи сармои рӯзгор,
Ай офтоб, рӯй намой, чӣ мешавад?

Истодаем дар раҳи ту, нақди ҷон ба каф,
Аз мо ба як нигоҳ рабой, чӣ мешавад?

Гардам ба гирди кӯйи ту ҳар шаб чу Сайидо,
Як раҳ ту ҳам зи хона барой, чӣ мешавад?

* * *

Маро, ай бемурувват, меҳрбон гардӣ, чӣ хоҳад шуд?
Зи рӯйи марҳамат ороми ҷон гардӣ, чӣ хоҳад шуд?

Ҳама шаб шамъ бо парвона саргарми сухан бошад,
Ту ҳам, ай шуъла, бо ман ҳамзабон гардӣ чӣ хоҳад шуд?

Зи по афтодаам дар ҷустуҷӯят, гир дастамро,
Тани зори маро рӯҳи равон гардӣ, чӣ хоҳад шуд?

Ба сад хуни ҷигар асбоби айше кардаам пайдо,
Шабе дар хонаи ман меҳмон гардӣ, чӣ хоҳад шуд?

Ба ёди хатту зулфат бесаранҷому парешонам,
Мани бехонумонро хонумон гардӣ, чӣ хоҳад шуд?

Чӣ нуқс аз васли шабнам офтоби заррапарварро?
Ту ҳам ҳамсуҳбати ин нотавон гардӣ, чӣ хоҳад шуд?

Саманди ҷилваро сар додаиву ман зи дунболат,
Ба ин бедаступо гар ҳаминон гардӣ, чӣ хоҳад шуд?

Ба ҷоми Сайидо то чанд резӣ заҳри нокомӣ,
Ду-се рӯзе ба коми дӯстон гардӣ, чӣ хоҳад шуд?

* * *

Зи ман ранҷидай, сайёди ҳуши ман кӣ хоҳад шуд?
Калиди қуфли лабҳои хамӯши ман кӣ хоҳад шуд?

Лаби лаъли худ аз пурсидани аҳволи ман бастӣ,
Ҳарифи сурмаи овози гӯши ман кӣ хоҳад шуд?

Ба сад ҷон мехаридам бода аз майхонаи чашмат,
Ба рӯям бастӣ ин дар, майфурӯши ман кӣ хоҳад шуд?

Чу гул дар сина пинҳон буд аз васли ту рози ман,
Рабудӣ доман аз каф, пардапӯши ман кӣ хоҳад шуд?

Ба ҷонам шӯрише чун Сайидо афгандию рафтӣ,
Ту худ баргӯ: – Забонбанди хурӯши ман кӣ хоҳад шуд?

* * *

Зи дунё ҳар кӣ шуд лабрез, умраш бебақо гардад,
Чу киштӣ пур шавад аз об, гирдоби фано гардад.

Навиди васл фориғ мекунад аз нола ошиқро,
Ҷарасро чун гиреҳ аз дил кушояд, бесадо гардад.

Набошад хоби осойиш ба гулшан чашми шабнамро,
Набинад рӯйи роҳат, ҳар кӣ аз манзил ҷудо гардад.

Ба бустон аз шаҷарҳо ток дорад сарфарозиҳо,
Баландиқболии даврон насиби дасти во гардад.

Ба кӯҳ аз Каҳкашон ҳар рӯз ин овоз меояд:
– Зи даврон лаъл бинад зардрӯйӣ, қаҳрабо гардад.

Агар чини ҷабин аз пеши рӯ чун ғунча баргирӣ,
Зи акси чеҳраат ойина боғи дилкушо гардад.

Ба тақво даст деҳ аз нафси золим то шавӣ эмин,
Зи саг озорҳо бинад гадо, чун беасо гардад.

Нахоҳам рехт аз каф донаи занҷири савдоро,
Зи санги кӯдакон гар бар сари ман осиё гардад.

Ба шабнам, Сайидо, хуршеду гул ҳар субҳ мегӯянд:
– Замину осмон фарши раҳи бедастуро гардад.

* * *

Оташам рӯзе, ки аз домани саҳро гул кунад,
Чашми оҳуро тамошохонаи булбул кунад.

Ҷӯши савдоям, агар чун гирдбод оям ба рақс,
Печутоби ман биёбонро пур аз сунбул кунад.

Нофаро резад ба роҳи корвони гирдбод,
Гар насими мулки Чин савдо ба он кокул кунад.

Мекунад паҳлӯ тиҳӣ аз оҳи мазлумон фалак,
Сел чун пурзӯр афтад, рахнаҳо бар пул кунад.

Кай кунанд аз ҳамдигар ҳампешагон пастӣ қабул,
Даъвии гарданкашӣ зулфи ту бо кокул кунад.

Ошиқу маъшуқро аз ҳам ҷудоӣ мушкил аст,
Маҳмили худро гул аз болу пари булбул кунад.

Мотами парвонаро пинҳон чӣ дорӣ, Сайидо?
Аз забони шамъ бетобона охир гул кунад.

* * *

Аз маломат хонаам оромғоҳи гул шавад,
Ҷуғз дар вайронаи ман ояду булбул шавад.

Дасти навмедӣ парешонхотириҳои маро
Ҷамъ агар созад, ба дӯши орзу кокул шавад.

Гар шавад равшан чарогам, шохи гул гардад падид
В-ар шавад хомӯш, дудаш дастаи сунбул шавад,

Мегазад лабҳои доман пойи хоболударо,
Остин силӣ занад дасте, ки дур аз пул шавад.

Нохудоро, Сайидо, аз шӯри баҳр андеша нест,
Мавҷҳои пурхатар дарёдилонро пул шавад.

* * *

Ба сӯйи баҳр агар селоби ашкам раҳнамун афтад,
Ҳубобе гардаду гирдоб аз дарё бурун афтад.

Нашуд мақбул ширинкории Фарҳод Хусравро,
Ҳунар маъюб гардад ҳар киро толеъ забун афтад.

Дил аз доги таманноят биёбонмарг хоҳад шуд,
Набинад рӯйи ободӣ ба саҳрое, ки хун афтад.

Ниҳад бар хок дунёдор паҳлӯ аз тиҳидастӣ,
Сурохӣ чун зи май гардид холӣ, сарнагун афтад.

Ду олам, Сайидо, имрӯз бошад каъбатайни ман,
Намедонам, ки аз дастам ба рӯйи тахта чун афтад?

* * *

Рангинии рухи ту ба раъно надодаанд,
Доғи маро ба лолаи саҳро надодаанд.

Шабнам зи боғ коми дили худ гирифту рафт,
Моро чӣ шуд, ки роҳи тамошо надодаанд.

Хун хӯрда тег, то шуда паҳлӯнишини ту,
Дурри ятим муфт ба дарё надодаанд.

Чашмат ба як карашма ҷаҳонро хароб кард,
Ин шеваро ба наргиси шаҳло надодаанд.

Он Юсуфе, ки қофилаҳоянд бандааш,
Ӯро, азизи ман, ба Зулайхо надодаанд.

Мардум, чӣ шуд, ки аз назари пок ғофиланд.
Ин сурмаро ба дидаи худ ҷо надодаанд.

Умреет, кардааст қаноат ба бебарӣ,
Бо сарв муфт қомати раъно надодаанд.

Бар тӯтиёи ман назаре кас намекунад,
Дар рӯзгор дидаи бино надодаанд.

Чун ғунча бастаем забони худ аз суол,
Озодаем, хоҳиши дунё надодаанд.

Оғоҳ нест аз дили пурхуни ман касе,
Паймонаи маро даҳани во надодаанд.

Ин мунъимон, ки суфраи худ боз кардаанд,
Имрӯз тӯшае бари фардо надодаанд.

Ҳар кас ба хони аҳли карам рафт дастхушк,
Бар остони хонаи худ ҷо надодаанд.

Гарданд халқ дар пайи рӯзӣ чу осиё,
Ай Сайидо, зи санг маро по надодаанд.

* * *

Ширинии лаби ту ба шаккар надодаанд,
Ин чошнӣ ба чашмаи Кавсар надодаанд.

Доранд бар хироми қадат чашм қумриён,
Ин ҷилваро ба сарву санавбар надодаанд.

Бар ваъдаи висоли худ, ай гул, вафо намой,
Моро ҳаёт то дами маҳшар надодаанд.

Абрӯи ту ба бесарупоён насиб нест,
Ин муттако ба ҳеч қаландар надодаанд.

Ғофил даме зи шабнами гул нест офтоб,
Як зарра меҳр бо ту, ситамгар, надодаанд.

Рафтию боз чашм ба роҳат ниҳодаам,
Давлат ба кас агарчи мукаррар надодаанд.

Ин шамъҳо, ки аз рухи ҳам даргирифтаанд,
Парвонаи муроди маро пар надодаанд.

Дар базми гулрухони чаман чун кунем ҷой?
Моро чу ғунча кисаи пурзар надодаанд?

Танҳо кунанд ишрати айём аҳли чоҳ,
Аз хум гирифтаанд, ба соғар надодаанд.

Доранд дар ғираҳ зари худ ғунчаҳои гул,
Ҳосил, ки дасти во ба тавонгар надодаанд.

Онҳо, ки кардаанд ба дил қатъ роҳро,
Пайғоми хешро ба кабӯтар надодаанд.

Шоҳон ба гирди мулки қаноат нагаштаанд,
Оби Ҳаётро ба Сикандар надодаанд.

Сӯзу гудози нола дар огози ошиқист,
Ҷойи сипандро ба самандар нadодаанд.

Таҳчӯбкориён ба мақоме намерасанд,
Меъроҷи дил ба воизи минбар нadодаанд.

Ҷуз фикри шеър пешаи мо нест, Сайидо,
Моро ба даҳр мансаби дигар нadодаанд.

* * *

Оҳам имшаб дар чаман саргаштағонро ёд кард,
Ошёни булбулонро осиёи бод кард.

Омад аз ҳар ҳалқаи занҷир овози даро,
Баски дар кӯҳи ту гӯшам то саҳар фарёд кард.

Дил дар оғози муҳаббат кард кори худ тамом,
Тифли ман дар тахтахонӣ хешро устод кард.

Ғунчаи гул дар гулистон аз насиме тозарӯст,
Метавон моро ба андак илтифоте шод кард.

Аз висоли шамъ чун парвона гардад комёб,
Ҳар кӣ моро аз барои сӯхтан имдод кард.

Гардиши даврон кунад хокаш ба сар чун гирдбод,
Ҳар кӣ ин ҷо такя бар девори бебунёд кард,

Мурғи коҳилтабъам аз доми фалак берун нарафт,
Умри худро сарфи обу донаи сайёд кард.

Ишқи ӯ, ай Сайидо, дилро ба дарду ғам супурд,
Ин ситамгар мулки худро вақф бар авлод кард.

* * *

Тасхири акси рӯйи ту дил чун ҳавас кунад,
Урён шавад чу ойина, ҳифзи нафас кунад.

Аз худ бурун барой, макун паҳн доми зарқ,
Дар хона анкабут шикори магас кунад.

Аз золимон маҷӯй зи беқувватӣ мадад,
Кай оби теша тарбияти хору хас кунад?

Шоҳон ба кӯчаи дили аҳли ҷунун раванд,
Дар шаҳри мо карим гадоӣ ҳавас кунад.

Сели балост қофиларо бонги бемаҳал,
Раҳзан далели худ зи навои ҷарас кунад.

Ай Сайидо, зи сина бикун оҳро бурун,
Парвонаро надида касе дар қафас кунад?

* * *

То ба зулфи хеш хубон ҳамнишинам кардаанд,
Тирабахтон шаҳрёри мулки Чинам кардаанд.

Мотами Фарҳоду Маҷнун бурд берунам зи шаҳр,
Доғҳои лолаҳо саҳронишинам кардаанд.

Навхатон домони зулфи худ ба дастам додаанд,
Чини нокомӣ бурун аз остинам кардаанд.

Дар гулистон ғарчи ҳамчун ғунча ҷоям додаанд,
Пой дар занҷир аз чини ҷабинам кардаанд.

Сайидо, ин он ғазал бошад, ки Сӯфӣ гуфтааст:
– «Ҳамчу мили сурма хокистарнишинам кардаанд».

* * *

Маро дар дида, ҳамчун сурма, ҷо гардӣ, чӣ хоҳад шуд?
Ту, ай бегонамашраб, ошно гардӣ, чӣ хоҳад шуд?

Ба ҷони хирманам, ай барқ, то кай мезанӣ оташ,
Ба гирди донаам, чун осиё, гардӣ, чӣ хоҳад шуд?

Ба дарвешон закоти мол бошад фарз шоҳонро,
Ту ҳам гар дастгири ин гадо гардӣ, чӣ хоҳад шуд?

Макун манъ аз тамошои нигоҳам тоқи абрӯро,
Ба ин бечора меҳроби дуо гардӣ, чӣ хоҳад шуд?

Ба таклифи мани муштоқ, ай гул, пунбадаргӯшӣ,
Ба сӯйи хонаи худ раҳнамо гардӣ, чӣ хоҳад шуд?

Дилам то во шавад, чин аз ҷабин бикшову соғар каш,
Маро имрӯз боғи дилкушо гардӣ, чӣ хоҳад шуд?

Надорад рӯйи сиҳҳат бе ту догам, ай табиби ман,
Ба дарди бедавои ман даво гардӣ, чӣ хоҳад шуд?

Дилам гардида кӯҳи оҳан аз пайкони бедодат,
Маро, ай сангдил, оҳанрабо гардӣ, чӣ хоҳад шуд?

Ба роҳат Сайидо имрӯз афтода-ст, раҳме кун,
Ба ин бедаступо гар даступо гардӣ, чӣ хоҳад шуд?

* * *

Дарду доги ғам зи ҷони ишқбозон бурдаанд,
Муддате шуд, неъмат аз хони каримон бурдаанд.

Рӯзгоре шуд зи саҳро барнамехезад ғубор,
Хоки Маҷнунро зи домони биёбон бурдаанд.

Кӯҳро дил гашт сӯроху ба дарё нам намонд,
Гавҳар аз оғӯши баҳру лаъл аз кон бурдаанд.

Дафтари ашъори худро беҳ, ки андозам дар об,
Баски имрӯз имтиёз аз нуктафаҳмон бурдаанд.

Мебарад боди хазон гулро зи пеши боғбон,
Пардаи бедорӣ аз чашми нигаҳбон бурдаанд.

Хори золим беибо аз пеши оташ бигзарад,
Тундию гарданкашӣ аз шуълахӯён бурдаанд.

Ҳалқа шуд пушти камону тир шуд паррехта,
Қувват аз пирону кӯшиш аз ҷавонон бурдаанд.

Баъд аз ин аҳли тамаъро манъ кардан мушкил аст,
К-ин гурӯҳ аввал асо аз дасти дарбон бурдаанд.

Бештар аҳли сухан ноком рафтанд аз ҷаҳон,
Тӯтиёнро хушклаб аз шаккаристон бурдаанд.

Бар лаби ҷонпарвари хубон намебинам намак,
Рӯзгоре шуд, асар аз оби Ҳайвон бурдаанд.

Андалебон дар гулистон бонги реҳлат мезананд,
Ғунчаҳо имрӯз дасте дар гиребон бурдаанд.

Дар чаман шаб то саҳар онҳо, ки ишрат кардаанд,
Вақти рафтан ҳамчу шабнам чашми гирён бурдаанд.

Бар замин афтодаанду хок бар сар мекунанд,
Дардмандоне, ки гӯй аз дасти чавгон бурдаанд.

Ҳалқаи тасбеҳи худро зоҳидон гум кардаанд,
Риштаи ҷамъият аз зуннорбандон бурдаанд.

Ай хуш он қавме, ки дар бар рӯйи олам бастанд,
Аз сари бозор неъматҳои алвон бурдаанд.

Раҳравонро пой дар гил мондааст аз обила,
Дастгирӣ кардан аз хори мағелон бурдаанд.

Дар чаман қумрӣ ҳамегӯяд ба овози баланд,
Ростӣ аз тинати сарви хиромон бурдаанд.

То халоиқ дар пайи нафси ҳаво афтодаанд,
Ихтиёр аз дасти фарзандони шайтон бурдаанд.

Бо лаби ноне, ки мискинон қаноат кардаанд,
Рӯзии худро дуруст аз хони даврон бурдаанд.

Турфа соҳибдавлатон оварда даврон рӯйи кор,
Суфра во нокарда, кафш аз пойи меҳмон бурдаанд.

Сайидо, онҳо, ки хирманҳо ба горат доданд,
Дар қафои хеш оҳи хӯшачинон бурдаанд.

* * *

Агар дар хонаи ойина он рӯҳи равон ояд,
Ба истиқболи ӯ дар сурати девор ҷон ояд.

Гулӯи худ ба оби теғи ӯ сайде, ки тар созад,
Муборакбод гӯёнаш ҳаёти ҷовидон ояд.

Ба гулшан гар кунад он дилбари кокулсияҳ сайре,
Ба доманғирияш чун соя сунбул мӯкашон ояд.

Дукони худ агар аз шаҳр берун бурда бикшояд,
Ба савдояш зи мулки Миср чандин корвон ояд.

Якеро мекушад килкам, якеро зинда месозад,
Намеояд зи шамшер, он чӣ аз теғи забон ояд.

Кунад ҳамчун ҳумо парвоз мурғи рӯҳам аз шодӣ,
Агар тири туро пайкон ба мағзи устухон ояд.

Дилам аз суҳбати норосттабъон, рӯзгоре шуд
Гурезон аст чун тире, ки берун аз камон ояд.

Работи даҳр ҷойи хоби осойиш намебошад,
Ба гӯшам ҳар дам овози дирои корвон ояд.

Ба килкам, Сайидо, байъат намесозанд гумроҳон,
Агар ҳар рӯз бар ман Ҷабрайил аз осмон ояд.

* * *

Қабои лолагун дар бар чу он сарви равон ояд,
Нафас аз синаам берун чу шохи арғувон ояд.

Агар дар гардиш орад он парирӯ шишаи майро,
Зи баҳри дастбӯсӣ бар лаби паймона ҷон ояд.

Ба барги гул агар созам рақам шарҳи ҷудоиро,
Дар ангуштам қалам монанди булбул дар фиғон ояд.

Пари тири маломат карда мактуби маро ҷонон,
Зи кӯяш қосиди ман ба қади ҳамчун камон ояд.

Ҳавас гулҳо ба доман кард аз базми висоли ӯ,
Шукуфтахотир аз хони каримон меҳмон ояд.

Ба боғи даҳр чун шабнам надорам хоби осойиш,
Ба гӯшам ҳар замон овозҳои боғбон ояд.

Ба он гулғунча натвон сохт изҳори парешонӣ,
Ба гӯши нозуки ӯ ҳалқаи сунбул гарон ояд.

Зи ҷойи хеш қумрӣ ҳамчу сарв озод бархезад,
Пайи таклифи мурғон ҷугд агар дар бӯстон ояд.

Ба истиқболи тираш синаро во карда бархезам,
Барои куштанам рӯзе, ки он абрӯкамон ояд.

Надида, Сайидо, боғи муродам рӯйи шабнамро,
Ағар ояд барои сайр, чун оби равон ояд.

* * *

Мани девонаро арвоҳи Маҷнун чун ба ёд ояд,
Ғуборолуда аз домони саҳро гирдбод ояд.

Нағардад садди роҳи мағфират бар одамӣ исён,
Тараҳҳум хоҷаро бар бандагони хоназод ояд.

Ба базми аҳли дунё нест коре ҳақшиносонро,
Ба мактабхонаи ин қавм тифли бесавод ояд.

Нигоҳам тозарӯ баргардад аз чоки гиребонам,
Тамошоям ба каф гулдаста аз боги мурод ояд.

Намесозанд арбоби карам маҳрум соилро,
Гадо, дур аст, аз даргоҳи султон бемурод ояд.

Дар огози ҷавонӣ тавба иқболи дигар дорад,
Насими файз дар бустон ба вақти бомдод ояд.

Ба имдоди хат аз банди қабояш сад гираҳ во шуд,
Яқин кардам, ки охир бастагиҳоро кушод ояд.

Асири зулфи ӯ, ай Сайидо, умри абад ёбад,
Агар ояд аҷал ӯро, барои хайрбод ояд.

* * *

Чаман аз рангу бӯ чун шуд тиҳӣ, булбул фано гардад,
Сароеро, ки ҷуд аз вай равад, мотамсаро гардад.

Ба эҳсон метавон тасхир кардан хасми бадхӯро,
Саги бегона чун бинад мурувват, ошно гардад.

Пари парвоз гардад боли анқо худнамоиро,
Ниҳоли шуъла аз гарданкашӣ маҳви ҳаво гардад.

Тиҳидастӣ ба аҳли иззат охир оварад хорӣ,
Чу найшаккар шавад аз магз холӣ, бӯрё ғардад.

Шавад ҳирси зи давлатмонда афзун дар амалдорӣ,
Чу беморе, ки сиҳҳат ёфт, соҳибиштиҳо гардад.

Агар деворро имрӯз бо худ муттако созӣ,
Дари таъзим чун меҳроб бар рӯйи ту во гардад.

Ҷабин чун гул агар сайқал диҳӣ аз чини нокомӣ,
Ба ҳар манзил кунӣ ором, боги дилкушо гардад.

Чароғам равғани гул мекунад селоби кулфатро,
Намак дар чашми доғам ҳар кӣ резад, тӯтиё гардад.

Сабукбунёдаму аз соя бар худ пуштибон дорам,
Гули тасвирро девори коғаз муттако гардад.

Пари тират агар бар устухонам соя андозад,
Шавад сабзу асои шаҳпари боли ҳумо гардад.

Фалак аз баҳри рӯзӣ он қадар саргаштаам дорад,
Агар бар сар ниҳам дастор, санги осиё гардад.

Набошад, Сайидо, бар остони нола маҳруме,
Ба ин дар ҳар кӣ орад илтиҷо, хоҷатраво гардад.

* * *

Зи ҷо чун сарв агар он гайрати шамшод бархезад,
Ба таъзимаш замин чун гирдбод озод бархезад.

Лаби домони ӯ гар як нафас аз даст бигзорам,
Чу най, аз банди ҳар ангушти ман фарёд бархезад.

Ба нохун аз ғами ӯ гар харошам синаи худро,
Зи кӯҳи Бесутун овозаи Фарҳод бархезад.

Ба қатли ошиқон мижгони ӯ рӯзе, ки биншинад,
Фигони «ал-амон» аз ханҷари ҷаллод бархезад.

Зи бими сӯхтан бо тирабахтон нест бетобӣ,
Сипанд аз ҷой ҳар дам баҳри истимдод бархезад.

Агар аҳли карам аз хона бигзоранд по берун,
Зи ҳар нақши қадам дасте пайи эҷод бархезад.

Бувад пайваста доме паҳн зери суфра зоҳидро,
Мабодо бонги ҷуд аз хонаи сайёд бархезад!

Дар ин айём агар дар хонае бинанд меҳмоне,
Чу ид аз шаҳр овози муборакбод бархезад.

Диҳанд аҳли ситам, ай Сайидо, бо якдигар ёрӣ,
Камон афтад зи по, тир аз пайи имдод бархезад.

* * *

Такаллум аз даҳонаш гар зи тангӣ дер мерезад,
Табассум аз лаби ширини ӯ чун шир мерезад.

Ба суратхонаи дил шӯхи наққоше, ки ман дорам,
Зи килки хеш ҷон дар қолиби тасвир мерезад.

Дили фӯлодро аз чарби нармӣ мум месозад,
Ба магзи устони ман дами шамшер мерезад.

Нагардад во гираҳ аз риштаи тадбир зоҳидро,
Пайи ин уқдаҳо дандони ин бепир мерезад.

Диҳад гардун ба сад андеша коми тангдастонро,
Аз он шабнам ба коми ғунчаи гул дер мерезад.

Чу Маҷнун баски бар вайронии манзил саре дорам,
Ба дӯши ман ғубор аз хонаи таъмир мерезад.

Раванд аҳли тамаъ дунболи қотил, бар сару гардан
Агар донанд ҷавҳар, аз дами шамшер мерезад.

Зи хун рангин даҳони муҳтасибро дидаму гуфтам,
Май аз паймонаи ман охир ин бепир мерезад.

Агар Яъҷуҷи даврон нашканад садди Сикандарро,
Тағофул бар дари арбоби ҳиммат қир мерезад.

Намебошад диламро, Сайидо, завқе ба ободӣ,
Маро бар сар ғубори кулфат аз таъмир мерезад.

* * *

Соқии маҷлиси мо он бути бебок нашуд,
То ба худ рӯй нашустем, дилаш пок нашуд.

Гӯш бар гуфтаи ман он лаби хомӯш накард,
То забон дар даҳанам чун сари мисвок нашуд.

Рӯзии сифла зару сим нагардад ҳаргиз,
Ризқи гирдоб ба гайр аз хасу хошок нашуд.

Ҳоҷати хеш мабар пеши баландиқболон,
Гираҳи ҳеч касе боз аз афлок нашуд.

Дил магӯ, он ки чу гул синаи худ пора накард,
Бишкан он даст, ки з-ӯ пераҳане чок нашуд!

Мешавад номи ҳунарманд пас аз марг алам,
Дона сарсабз нашуд, то ба таҳи хок нашуд.

Дар чунин фасл, ки май гул кунад аз наштари хор,
Панҷаам силсилаҷунбони раги ток нашуд.

Сайидо, ин ғазали Соиби ширинсухан аст:
– «Соф бо мо дили он шуълаи бебок нашуд».

* * *

Ба сӯйи кулбаам шоме, ки он шамъи висол ояд,
Дилам аз сина берун ҳамчу фонуси хаёл ояд.

Шавад мижгон ба чашми ашкборам нахли боровар,
Дар оғӯши тамошоям агар он навниҳол ояд.

Ба дасти зулфи ғаммозаш магар афтода мактубам,
Ки мурғи номабар аз кӯйи ӯ ошуфтаҳол ояд.

Ҳилоли нохун аз гулҳои доғам даст бардорад,
Ба дилпурсӣ агар он лоларӯйи хурдсол ояд.

Гиребони тулӯъи субҳ гардад остини ман,
Ба дасти кӯтаҳам рӯзе, ки домони висол ояд.

Ба ёди чашми ӯ аз шаҳр агар берун кашам худро,
Ба истиқболи ман аз домани саҳро ғизол ояд.

Зи абрӯяш надида қосиди ман гӯшаи чашме,
Нигоҳам аз тамошояш ба қадди ҳамчу дол ояд.

Лаби хушки маро рӯйи арақноки ту тар созад,
Ба коми соғарам аз ҷӯйи Хизр оби зулол ояд.

Дукони хешро, ай Сайидо, рӯзе, ки бикшоям,
Матоамро харидорикунон ғарди малол ояд.

* * *

Бе ту дар чашмам нигаҳ дар шиша чун симоб буд,
Мардумак дар дидаам чун бисмили қассоб буд,

Интизори мақдамат мебурдам имшаб то саҳар,
Ҳамчу шамъи кушта дар вайронаам маҳтоб буд.

Навбаҳори абри хат обе заду бедор кард,
Баски умре сурма дар чашми ту масти хоб буд.

Имшаб аз базми ҳарифон то саҳар берун нарафт,
Соғари май киштии афтода дар гирдоб буд.

Мурдаи фарзанди қобил ҳайф бошад зери хок,
Умрҳо бар дӯши Рустам қолаби Суҳроб буд.

Дар замони мо сухан қадре надорад, Сайидо,
Ин гуҳар з-ин пеш дар ганҷинаҳо ноёб буд.

* * *

Ғунчаам, хубон гами худ дилнишинам кардаанд,
Сандали дарди сар аз чини ҷабинам кардаанд.

Номи ман парвонаҳо дар анҷуманҳо бурдаанд,
Шамъҳо равшан зи оҳи оташинам кардаанд.

Дар дили ман оҳи оташборро набвад асар,
Баркро помоли дасти хӯшачинам кардаанд.

Гарчи урёнам, гиребони касе нагрифтаам,
Дастро кӯтоҳтар аз остинам кардаанд.

Номдорам, лек умри ман ба талхӣ бигзарад,
Заҳр ҷойи мум дар зери нигинам кардаанд.

Сайидо, хубон гираҳ аз кори ман накшудаанд,
Гарчи чун банди қабо паҳлунишинам кардаанд.

* * *

Чашми ӯ хуни дили ошиқ дамодам мехурад,
Посбони Каъба об аз чоҳи Замзам мехурад.

Зулфи он болобаланд аз ҷӯши дилҳо шуд дуто,
Шох чун бисёр боровар шавад, хам мехурад.

Аз рафиқони ҷаҳон ёрӣ тамаъ кардан хатост
Дар чунин вақте, ки одам хуни одам мехурад!

Ғунчаро савдои зар сар дар гиребон кардааст,
Ҳар кӣ дорад фикри дунё, рӯзу шаб ғам мехурад.

Ғайрро ҳамсуҳбати маъшуқ дидан мушкил аст,
Боғбон гар даст ёбад, хуни шабнам мехурад.

То қиёмат нест Исоро ҷудоӣ з-офтоб,
Суҳбати дерошноён дер барҳам мехурад.

Ай табиб, аз доғи мо дасти навозиш дур кун,
Захми мо ҳосуртабъон хуни марҳам мехурад.

Сайидо, аз баҳри дунё саъйҳо доранд халқ,
Марди зирак бодаи пурзӯрро кам мехурад.

* * *

Кӯҳро афғонам оташ дар ҷигар меафганад,
Баҳрро ашкам ба гирдоби хатар меафганад.

Ҷуди найсонро чӣ бошад обрӯ пеши садаф?
Дар иваз ҳар қатраи ӯро гуҳар меафганад.

Дилрабоён мекунанд аз якдигар касби ҳунар,
Гул зи тифлӣ ғунчаро дар фикри зар меафганад.

Гӯшаи майхона, ай зоҳид, ба чашми кам мабин,
Ҳар кӣ он ҷо по ниҳад, ӯро ба сар меафганад.

Аз баду нек имтиёзе нест хуршеди маро,
Партави худро ба ҳар девору дар меафғанад.

Чашми мо хӯ карда чун Яъқуб бар рухсори дӯст,
Кӯр гардад, ҳар кӣ моро аз назар меафганад.

Сайидо, гар аз лабаш гӯям ҳадисе дар чаман,
Ғунча аз гул пеши рӯйи худ сипар меафганад.

* * *

Ҳар кас, ки з-ин муҳит даме об мехурад,
То ҳаст, печутоб чу гирдоб мехурад.

Шабзиндадор минати соқӣ намекашад,
То субҳ май зи соғари маҳтоб мехурад.

Масте, ки з-эҳтисоб наёяд ба хештан,
Силӣ зи нештар ба рағи хоб мехурад.

Чун доғи лола ҳар кӣ сияҳкоса уфтод,
Аз ташнагӣ зи чашмаи хун об мехурад.

Бар орзуи худ нарасад дил зи изтироб,
Ин ташна об гуфтаву симоб мехурад.

Дар гӯшае нишину ба девор рӯ биёр,
Шайх обу нон зи пуштаи меҳроб мехурад.

Ай Сайидо, мураббии олӣ талаб намой,
Неку баде, ки ҳаст, ба арбоб мехурад.

* * *

Ба дасти соилон овозаи эҳсон асо гардад,
Чароғи корвон горатгаронро раҳнамо гардад.

Тани золим чу доғи лола дар гирдоби хун ғалтад,
Замини бемурувват беҳ, ки дашти Карбало гардад.

Ба зери осмон равшандилонро нест дилсӯзе,
Куҷо парвона бар гирди чароғи осиё гардад?

Ба сӯйи устухонам новаки ӯ кай назар созад,
Пари тири нигоринаш агар боли ҳумо гардад?

Зи хилват мебарад бар ҳар тараф мисвок зоҳидро,
Асо ҳарчанд каҷ бошад, ба дасти кӯр по гардад.

Ба занҷири насиҳат нафси гарданкаш нашуд ромам,
Саги девона кай бо соҳиби худ ошно гардад?

Бипӯшад айби арбоби карамро домани эҳсон,
Чӣ ғам дасти расоро, остин гар норасо гардад?

Намегардад ҷудо аз синаи ушшоқ пайконат,
Дили соҳибтамаъ сахтӣ чу дид, оҳанрабо гардад.

Ба ҳар мақсад, ки рӯ орӣ, мадад аз пири фонӣ ҷӯ,
Қади хамгаштаи озода меҳроби дуо гардад.

Ҳасад аз кулфати ман, Сайидо, бар хеш меболад,
Ғубори хотирам дар чашми гардун тӯтиё гардад.

* * *

Зи савдои рухат ҳамёни зар гул бар сарам резад,
Зи шаб то рӯз мушки суда сунбул бар сарам резад.

Муҳайё кардаам, ай гул, зи баҳри сӯхтан худро,
Шарор аз шуълаи овози булбул бар сарам резад.

Зи ҷӯйи орзуи хеш тар нокарда ангуште,
Ғубори ҳодисот аз сояи пул бар сарам резад.

Ба ёди зулфи ӯ шабҳо кунам аз шона болинро,
Парешонӣ шавад сабзу чу кокул бар сарам резад.

Ба дӯшам, Сайидо, то мири олам сояафган шуд,
Ба гулшан по гузорам, боғбон гул бар сарам резад.

* * *

Дасти кӯтоҳам агар манзури чашми ӯ шавад,
Остини ман каманди гардани оҳу шавад.

Холи ӯро ишқбозиҳои ман дод имтиёз,
Ранги зардам заъфари пешонии ҳинду шавад.

Ҷанги ду шамшер аз ду абруи ӯ авҷ ёфт,
Теғҳо гардад алам рӯзе, ки чор абрӯ шавад.

Мекунад дасти тиҳӣ девона дунёдӯстро,
Шона аз зулфаш чу дур афтад, парешонгӯ шавад.

Мекунад золим ба андак тақвият гарданкашӣ,
Шуълаи логар зи хору хас қавибозу шавад.

Мехуранд аҳли сухан аз нотавонӣ печутоб,
Бар кафи ман хома, метарсам, ки килки мӯ шавад.

Сайидо, аз заҳрхандаш доғи дил шуд комёб,
Бахт агар созад мададгорӣ, намак дору шавад.

* * *

Зулф бо холи лабаш талқини имон мекунад,
Номусалмон номусалмонро мусалмон мекунад.

Нафси саркаш мулки танро медиҳад охир ба бод,
Ҳокими золим диёри хеш вайрон мекунад.

Рози худ дар сина хандонрӯ намесозад ниҳон,
Ҳар чӣ дорад дар дили худ, гул намоён мекунад.

Ишқ доғи хун чу лола рӯзии ошиқ навишт,
Соҳибэҳсон ҳар чӣ дорад, сарфи меҳмон мекунад.

Тангдил будан нишони айш рӯй овардан аст,
Ғунчаро охир насими субҳ хандон мекунад.

Сайидо, дар фикри зулфи ӯ аҷаб афтодаӣ,
Ин парешонӣ туро охир парешон мекунад.



Шуълахӯёне, ки ҳар як офати парвонаанд,
Пеши шамъи рӯйи ӯ чун шамъи мотамхонаанд.

Ишқбозон мӯ ба мӯ донанд ҳоли тираам,
Синачокон рӯшиноси зулф ҳамчун шонаанд.

Даст агар ёбанд чашмон, якдигарро мехуранд,
Аҳли олам сурати деворро ҳамхонаанд.

Ғофилонро мебарад аз ҷой андак васваса,
Сар ба болинмондагон муҳтоҷи як афсонаанд.

Бехуданд аз ёди маҳшар, Сайидо, фарзонагон,
Оқилон дар фикри кори хештан девонаанд.



Дар муҳаббат тифли ашкам гавҳари дил мешавад,
Чун мураббӣ шуд падар, фарзанд қобил мешавад.

Мепарад қумрӣ зи шодӣ қад-қад аз болои сарв,
Қомати ӯ гар ба сӯйи боғ моил мешавад.

Шамъ баъд аз куштани парвона қасди худ кунад,
Хуни ноҳақ шуълаи домони қотил мешавад.

Қомати маъшуқи навхат зуд меояд ба бар,
Мева аз нахле, ки солаш гашт, ҳосил мешавад.

Об месозад тамошои рухаш ойинаро,
Мард, медонам, ки бо он рӯ муқобил мешавад.

Ҳирс домангири дунёдор гардад рӯзи марг,
Саъйи раҳрав сует дар наздики манзил мешавад.

Шикваи ағёр агар хасмӣ кунад бо ман, равост,
Саг барои луқма домангири соил мешавад.

То тавонӣ, хешро аз сифлатабъон дур дор,
Об чун бар хок ҳамроҳӣ кунад, гил мешавад.

Сайидо, аз дида ашкам рахт дар доман кашид,
Корвон ҳар ҷо гирифт ором, манзил мешавад.

* * *

Ба гулшан гул агар аз рангу бӯйи худ сухан созад,
Насими субҳдам силизанон дур аз чаман созад.

Назар чун бар суроғаш меравад, дигар намеояд,
Тамошои сари кӯяш нигаҳро беватан созад.

Шавад ҳар гаҳ дучор он содарӯ, хомӯш мегардам,
Ки ин ойина тӯтиро ба худ ёри сухан созад.

Нашуд бар доманаш пайванд як раҳ остини ман,
Маро кӯтоҳдастӣ чокҳо дар пераҳан созад.

Гадои беадаб рӯй аз маломат барнаметобад,
Тамаъ дар сина чун зӯр оварад, рӯйинатан созад.

Ба савдои висолаш дил ба зулфи ӯ муқайид шуд,
Барои симу зар муфлис ба Ҳиндустон ватан созад.

Дилам аз ҳоли худ, ай Сайидо, бо кас намегӯяд,
Забони хешро кай ғунча берун аз даҳан созад?

* * *

Дил чу афтод зи по, дасти дуо мегардад,
Роҳрав пир шавад, роҳнамо мегардад.

Ростиро набувад ҳеч заволе ба ҷаҳон,
Сарв агар хушк шавад, боз асо мегардад.

Ошной ба ҷавонон натавон кард ба зӯр,
Тир з-оғӯши камон зуд ҷудо мегардад.

Фитна чун гард ба дунбол муҳайё дорад,
Корвоне, ки ба овози даро мегардад.

Андалеби ту магар азми гулистон дорад,
Бӯйи гул ҳар тараф оғӯшкушо мегардад?

Раҳм бар булбули худ зуд кун, ай тозабаҳор,
Рӯзгорест, ки бе баргу наво мегардад.

Ҷом дарюза зи хуршед гирифта-ст ба каф,
Осмон дар талаби рӯзии мо мегардад.

Дар таманнои ту, ай Ҳизри биёбони талаб,
Сар ҷудо, пой ҷудо, даст ҷудо мегардад.

Хабар аз ёри сафаркардаи мо ҳеч нагуфт,
Офтоб ин ҳама беҳуда чаро мегардад?

Сайидо, Каъбаи дил равзаи маъюсӣ нест,
Ҳоҷати халқ аз ин хона раво мегардад.

* * *

Рахти ҳастӣ дил суйи он ҷомагулгун мекашад,
Бахт ёрӣ менамояд ё маро хун мекашад.

Бингар аз хуршеди оламтоб ошиқпарварӣ,
Чашм во нокарда шабнамро ба гардун мекашад.

Ҳуснро гар садди раҳ набвад нигаҳбони ҳаё,
Ноқа ҳар шаб маҳмили Лайлӣ ба Маҷнун мекашад.

Аз хаёли бода фориғ нест як дам майпараст,
Фикр моро сӯйи он лабҳои майгун мекашад.

Ҳар парешонӣ, ки бо кас рӯ намояд, аз худ аст,
Гӯшмолиҳо зи дасти хеш қонун мекашад.

Ошиқи муфлис надорад қадр пеши гулрухон,
Аз чаман худро насими субҳ берун мекашад.

Ишқ ҳар ҷо коса дар гардиш дарорад, Сайидо,
Аз дили хум ҷойи май ақли Фалотун мекашад.

* * *

Майли хубон зи асирон ба тавонгар бошад,
Дар чаман ғунчаи гулро сухан аз зар бошад.

Ҳар кӣ дорад лаби хомӯш, тавонгар бошад,
Даҳани ғунча ҳама умр пур аз зар бошад.

Рӯзу шаб дар назари зиндадилон якранг аст,
Пеши ойина баду нек баробар бошад.

То тавонӣ, сари ман зуд даровар ба каманд,
Соя дом аст бар он сайд, ки лоғар бошад.

Дили ойина шуд аз нолаи ман чашмаи хун,
Ашки ман рахнагари садди Сикандар бошад.

Заҳраи кист барад пеши ту пайғоми маро?
Сурхии номаам аз боли кабӯтар бошад.

Теғ чун оби Ҳаёт аст ба паррехтагон.
Мехурад хуни худ он мурғ, ки бепар бошад.

Ҷаннати рӯйи замин суҳбати майхорон аст,
Ай хуш он рӯз, ки лаб бар лаби соғар бошад.

Ҳусн он нест ба ҳар анҷуман андозад нур,
Хона равшан кунад он шамъ, ки бесар бошад.

Нест ғайр аз лаби ширини ту афсонаи ман,
Сухани қанд ҳамон беҳ, ки мукаррар бошад.

Бо кулоҳи намаду сурати рангин имрӯз,
Хомаи мӯй дар ин шаҳр қаландар бошад.

Танпарастони ҷаҳон пайрави нафсанду ҳаво,
Раҳбари қофилаи мурдадилон хар бошад.

Сайидо, зуд ба хуршед расонӣ худро,
Ҳар саҳар чашми ту чун шабнам агар тар бошад!

* * *

Дил чун мутеъ гашт, чароғи назар шавад,
Фарзанди нек ҷойнишини падар шавад.

Нахле, ки бар надод, шавад боғбон кабоб,
Хун мехурад падар, чу писар беҳунар шавад.

Созад дуои мӯйсафедон Худо қабул,
Дарҳои файз боз ба вақти саҳар шавад.

Сӯйи муҳит дӯш давидам зи ташнагӣ,
Обе наёфтам, ки лаби коса тар шавад.

Берун намекунад зи қафас тӯтии маро,
Гар хони рӯзгор пур аз найшакар шавад.

Ашкам зи дида пой ба рӯям ниҳодааст,
Ин тифл рафта-рафта худобехабар шавад.

Акси рухи ту зинда кунад ҷони мурдаро,
Тарсам, ки рӯҳ ойинаҳоро хабар шавад.

Хат ҳам дамиду фитнаи он чашм кам нашуд,
Золим чу пир ғашт, ситамгортар шавад.

Бар боғбон умеди самар аз ниҳол нест,
Нахле, ки солхӯрда шавад, борвар шавад.

Ай Сайидо, чӣ суд аз ин кимиёгарӣ,
Толеъ агар мадад бикунад, хок зар шавад.

* * *

Ба сайри боғ агар он шуълаи болобаланд ояд,
Муборакбод гӯён бар сари гулҳо сипанд ояд.

Ба дашти орзу бинам агар аз дур оҳуе,
Нигаҳ аз дидаам печида берун чун каманд ояд.

Кадомин ғунчалаб во карда дуккони табассумро,
Ба гӯшам ҳар замон овози ҳалвои бақанд ояд.

Дили моро мадеҳ аз даст, ай кокул, ба осонӣ,
Чӣ хунҳо мехурад сайёд, то сайде ба банд ояд.

Маро, ай Сайидо, кушта-ст шамшери итоби ӯ,
Кашидан теғи абрӯ бар сари ман то ба чанд ояд?

* * *

Ҷабҳа мехоҳам, ки вақфи саҷдаи он по шавад,
То даре бар рӯям аз пешонии ман во шавад.

Зуд бархезад ба таъзимаш зи ҷо, чун гирдбод
Аз канори дашт агар сарғаштае пайдо шавад.

Ҳусни рӯзафзуни ӯ хоҳад сафи дилҳо шикаст,
Бода гар ин аст, хунҳо бар сари мино шавад.

Нақши по занҷир мегардад ба пойи оҳувон,
Наргиси мардафганаш рӯзе, ки дар саҳро шавад.

Васли наздикони худро ишқ андозад ба дур,
Соҳил аз ҳамсоягӣ силихури дарё шавад.

Дидаи худ сурх месозанд арбоби тамаъ,
Аз миёни баҳри хун дасте агар боло шавад.

Чашми ӯ дар бурдани дил ғамзаро устод кард,
Ҳар кӣ бар домони доно даст зад, доно шавад.

Хона чун торик бошад, Сайидо, равзан чӣ суд?
Дида, гӯ, бенур шав, бояд, ки дил бино шавад!

* * *

Доғро дил дар канори хештан мепарварад,
Донаи мо барқро дар пераҳан мепарварад.

Мурдаи парвонаро фонус медорад нигоҳ,
Куштаи оташузоронро кафан мепарварад.

Дар чаман то бурдани номаш иҷозат додаанд,
Ғунча, умре шуд, забонро дар даҳан мепарварад.

Мекашад рахти иқомат бор дар бурҷи ҳилол,
Дар сафар ҳар кас, ки ҳамчун моҳ тан мепарварад.

Ҳуснро бо ошиқи маҳҷур меҳри дигар аст,
Хешро Ширин барои Кӯҳкан мепарварад.

Аз ҳуҷуми ощёни қумриён ёбад шикаст
Боғбон сарве, ки берун аз чаман мепарварад.

Мешавад дар як сафар чун моҳи Канъон номдор,
Ҳар кӣ ҳамчун лаъл худро дар ватан мепарвард.

Сайидо, бар сар намоён ҷо намудам хомаро,
Сар ба пояш мениҳам, ҳар кас сухан мепарварад.

* * *

Шабе, ки хонаам аз рӯйи ёр гулшан буд,
Димоғи сӯхтаи ман чу шамъ равшан буд.

Ба гирди ёр чу парвона рақс мерафтам,
Миёни обу арақ шамъ то ба доман буд.

Чаман чу тоҷи Сиёвуш менамуд аз дур,
Ба дашт дар назарам лола чоҳи Бежан буд.

Каримро нашавад даст кӯтаҳ аз эҳсон,
Ба дида ҳар гуҳаре доштам, ба доман буд.

Мабод субҳ ба базмам занад шабехуне,
Зи шом то ба саҳар чашми ман ба равзан буд.

Зи ҷӯйи шир нашуд нарм синаи Ширин,
Чу Кӯҳкан ҷигари ӯ зи сангу оҳан буд.

Чу Сайидо зи дилам гиря гарди кулфат бурд,
Чу боғ хонаам имшаб зи об равшан буд.

* * *

Аз рухат ойинаи ман домани гулчин шавад,
Чашми булбул акси хоболударо болин шавад.

Гар ба рӯйи дасти худ зулфи туро созам рақам,
Остинам сархати суратгарони Чин шавад.

Саркашон дар вақти ҳоҷат бар дари дилҳо раванд,
Косаи фағфур охир косаи чӯбин шавад.

Нест бар аҳли тамаъ ғайр аз кудурат ҳосиле,
Даст агар кӯтоҳ гардад, остин пурчин шавад.

Хонаи занбӯр шуд давлатсарои аҳли ҷоҳ,
Аз куҷо мо, талхкомонро, лабе ширин шавад.

Кулбаи озода аз васвоси шайтонӣ тиҳист,
Эмин аз duздон бувад, девор агар сангин шавад.

Чун камони ҳалқа гардад тири бепар гӯшагир,
Пир чун гардад сабукрав, соҳиби тамкин шавад.

Чашми шӯхаш кард мили сурма мижгони маро
В-аз хаташ наззора нофи оҳуи мушкин шавад.

Зикри холаш бурд бар гардун маро, ай Сайидо,
Баъд аз ин тасбеҳи дастам хӯшаи Парвин шавад.

* * *

Дами субҳе, ки дар майхона аз баҳри шароб ояд,
Зи дилҳо баҳри истиқболи ӯ бӯйи кабоб ояд.

Агар дар хоб он шӯх интизориҳои ман бинад,
Дар оғӯшам бағал во карда бо сад изтироб ояд.

Масеҳо гар кунад болин зи хишти остони ӯ,
Зи ҷойи худ нахезад, бар сараш гар офтоб ояд.

Миёни дӯстон ҳоил нагардад дурии манзил,
Ки аз яксола раҳ Юсуф Зулайхоро ба хоб ояд.

Насозанд аҳли дунё ҳифз оби рӯйи якдигар,
Надорад мавҷ парво, гар шикасте бар ҳубоб ояд.

Набошад ҳеч кас дар қасри ҳастӣ аз тамаъ холӣ,
Суол аз ҳар кӣ месозӣ, ҳамон аз вай ҷавоб ояд.

Зи догаш Сайидо, дар дил гулистоне, ки ман дорам,
Агар бар шабнамаш созӣ назар, бӯйи гулоб ояд.

* * *

Зи чоки сина дуди оҳи ман гулгун бурун ояд,
Зи марҳам даст бояд шуст аз захме, ки хун ояд.

Макун бетоқатӣ ҳамчун сипанд аз сӯхтан, ай дил,
Нишин чандон, ки аз хокистарат оташ бурун ояд.

Дили маҷрӯҳи ман ҳар гаҳ, ки созад ёд марҳамро,
Садои теша дар гӯшам зи кӯҳи Бесутун ояд.

Шаванд аз баҳри обу дона аҳли ҳирс савдоӣ,
Зи нақши пойи мӯр овози занҷири ҷунун ояд.

Маро саргашта дорад, Сайидо, завқи сари кӯйе,
Ки ҳамчун Карбало аз мушти хокаш бӯйи хун ояд.



Олам ба чашми мастон чун об менамояд,
Ин шӯразор дар шаб маҳтоб менамояд.

Мӯйи сафеди пирон шуд тозиёни умр,
Баҳр аз таҳарруки мавҷ симоб менамояд.

Ҳар косаи ҳубобе дар баҳр нохудоест,
Дар чашми ношиновар гирдоб менамояд.

Дарвеш подшоҳӣ дорад ба кулбаи хеш,
Ғам бар дили ғадоён асбоб менамояд.

Аз ишқ ғайри номе дар ҳеч дил намонда,
Ин шери одамихор дар хоб менамояд.

Аз ашк зоди роҳе бар хеш кун муҳайё,
Домони ин биёбон беоб менамояд.

Хаттат чу аҳли маҳшар бардошт сар зи болин,
Чашмат ҳанӯз худро дар хоб менамояд.

Хар кас, ки абруят дид, овард саҷдаи шукр,
Теғи ту дар назарҳо меҳроб менамояд.

Паҳлу ба доғи ҳиҷрон чун Сайидо ниҳодам,
Дар чашми бебасират санҷоб менамояд.



Чанд рӯзе дар муҳаббат дард мебояд кашид,
Зардрӯйиҳо зи ранги зард мебояд кашид.

Нолаҳои гармро азбаски таъсире намонд,
Баъд аз ин аз сина оҳи сард мебояд кашид.

Булҳавасро сар ба теғи имтиҳон бояд бурид,
Интиқом аз душмани номард мебояд кашид.

Пеш аз он соат, ки хокатро диҳад даврон ба бод,
Аз бинои ҳастии худ гард мебояд кашид.

Парри коҳе аз кафи номард бори олам аст,
Кӯҳ агар миннат шавад, аз мард мебояд кашид.

Сайидо, имрӯз аз болобаландони чаман,
Домани он сарви яктогард мебояд кашид.

* * *

Майпаристиҳои он лабҳои хандонат чӣ шуд?
Талхгӯйиҳои лаъли шаккарафшонат чӣ шуд?

Фӯтаи зорӣ ҳамон дар гардани қумрӣ бачост,
Саркашиҳо кардани сарви хиромонат чӣ шуд?

Сабзаат чун сунбул аз девори гулшан сар кашид,
Обутоби шабнами базми гулистонат чӣ шуд?

Новакат бо як адо аз чавшани чон мегузашт,
Қуввати бозую дилдуздии мижгонат чӣ шуд?

Сад камандандозро зулфат ба як мӯ баста буд,
Тездастиҳои он зулфи парешонат чӣ шуд?

Нисбати худ гул ба домони қабоят мерасонд,
Субҳдам сар мезад аз чоки гиребонат, чӣ шуд?

Он ки умре бо ту лофи ошноӣ мезаданд,
Камнамо гаштанд ёронат, ба ёронат чӣ шуд?

Аз асирони ту ғайр аз Сайидо як кас намонд,
Дар ҳақи он қавм чандин лутфу эҳсонат чӣ шуд?

* * *

Дилам дар кӯйи ӯ рафта-ст, ҳайронам, ки чун ояд?
Нафас ҳар гаҳ, ки бо ёдаш барорам, бӯйи хун ояд.

Маро Лайливаше карда-ст саргардон ба саҳрое,
Ки ҷойи гирдбод аз хоки ӯ Маҷнун бурун ояд.

Худо аз санг пайдо мекунад ризқи ҳунарварро,
Барои рӯзии Фарҳод шир аз Бесутун ояд.

Зи печутоби оҳи ман бикун андеша, ай золим,
Битарс аз хона з-он море, ки бе афсун бурун ояд.

Нагардад марг садди роҳ гирудори ошиқро,
Садои теша дар гӯшам ҳанӯз аз Бесутун ояд.

Зи девонхонаи арбоби давлат пой кӯтаҳ кун,
К-аз ин дарҳо ба гӯш овози занҷири ҷунун ояд.

Ҳунарвар мешиносад, Сайидо, қадри ҳунарварро,
Ба таклифи мани девона аз саҳро ҷунун ояд.

* * *

Дар хонае, ки васфи рухи ёр бигзарад,
Хуршед хам-хам аз паси девор бигзарад.

Бечора гулфурӯш дар айёми ҳусни ӯ,
Сад раҳ зи пеши чашми харидор бигзарад.

Дар роҳи ишқ сабза кунад кори нештар,
Ку побараҳнае, ки аз ин хор бигзарад?

Мижгон равад парида ба дунболаи нигоҳ,
Аз пеши чашми ҳар кӣ ба якбор бигзарад.

Дар зери хок сарв чу Қорун шавад равон,
Гар дар чаман ба он қаду рафтор бигзарад.

Дарвозаи адам, ки чу сӯрохи сӯзан аст,
Монанди ришта кист, ки ҳамвор бигзарад.

Печам ба сони турраи сунбул ба хештан,
Гар бар сарам тасаввури дастор бигзарад.

Дар хирмане, ки ҳусни ту оташ фигандааст,
З-он ҷо сипоҳи барқ ба зинҳор бигзарад.

Бо хор агар зи рӯйи ҳақорат назар кунӣ,
Бар по халида, аз сари дастор бигзарад.

Равшан зи рӯйи хеш бикун хонаи маро,
Зуд аз ману ту рӯзу шаби тор бигзарад.

Дар боғи даҳр ҳар кӣ расида-ст, Сайидо,
Охир чу гул ба синаи афгор бигзарад.

* * *

Фалак ба қомати пири хамида мемонад,
Ҷаҳон ба деҳаи тороҷдида мемонад.

Ниҳоли гул ба назар найзаест хунолуд,
Ба боғ сарв ба тири хазида мемонад.

Кадом сайд кушода-ст синаро чу ҳадаф,
Ки абруяш ба камони кашида мемонад.

Зи ҷӯши лолаву гул боғ шуд чунон гулгун,
Ки барги ток ба дасти бурида мемонад.

Зи баски аҳли ҷаҳон хуни якдигар хӯрданд,
Сари сипеҳр ба нори макида мемонад.

Ба дасти сабзхатон ҷоми лолагун дар боғ,
Ба чашми оҳуи сунбулчарида мемонад.

Замона оби тароват зи ҷӯйи гулшан бурд,
Замини боғ ба ҷайби дарида мемонад.

Даруни ҷомаи рангини хеш дунёдор,
Ба кирмҳои бирешимтанида мемонад.

Макун насиҳати дунё ба мардум, ай воиз,
Ки ин сухан ба ҳадиси шунида мемонад.

Дилам зи ёди қафас, Сайидо, малул шавад,
Ба мурги хонаи сайёддида мемонад.

* * *

Фалак аз нолаи шабҳои ман бетоб мегардад,
Замин аз беқарориҳои ман симоб мегардад.

Агар шайх аз таҳи дил аз рукӯи Ҳақ шавад қоим,
Қади хамгаштаи ӯ халқро меҳроб мегардад.

Ба зери осмон аз тангдастӣ хонае дорам,
Ки аз чашмам чакад як қатра хун, гирдоб мегардад.

Дили шайхе, ки дар ҳангоми тоат сӯйи дар бошад,
Ба охир рӯйи ӯ аз қибла чун меҳроб мегардад.

Расад бо меҳри тобон шабнам аз шабзиндадориҳо,
Иҷобат гирди чашми дидаи бехоб мегардад.

Нагардад сифла аз аҳли муруввват, гар шавад Қорун,
Ба гирдоб он чӣ меафтад, ҳамон гирдоб мегардад.

Ту аз май чеҳра гулгун мекунӣ, ман меравам аз худ,
Ту оташ мекунӣ равшан, дили ман об мегардад.

Ба даври зулф холи рӯяш аз ҷо бурда дилҳоро,
Ҳазар еозед аз дузде, ки дар маҳтоб мегардад.

Рухаш шамъи кадомин хона равшан кардааст имшаб,
Ки чун парвона бар атроф чашмам хоб мегардад.

Зи кӯяш ҳар кӣ ояд, Сайидо, бахшам дилу динро,
Насими кулбаи озодаро селоб мегардад.

* * *

Бе ту имшаб согару паймонаам дар ҷанг буд,
Май ба коми шишаам чун дар фалохун санг буд.

Бар чароги хонаам ҳар дам нафас мешуд гираҳ,
Вақт ҳамчун ғунчаи гул бар чароғам танг буд.

Соғари айшам ба оби қаҳрабо мешуст рӯй,
Барги гулзори нишотам бо хазон якранг буд.

Пардаи гӯши ман аз қонун гаронӣ мекашид,
Нолаи мутриб, надонам, дар кадом оҳанг буд?

Аз нигоҳам то саҳар чун шамъ оташ мепарид,
Ҳамчу шабнам хоби осойиш ба чашмам нанг буд.

Чини кулфатро намебурд аз ҷабинам мавҷи май,
Дасти равшангар рухи ойинаамро занг буд.

Сайидо, акнун шукуфтан аз баҳорам рафтааст,
Боғбони гулшанам з-ин пеш обуранг буд.

* * *

Имшаб, ай мижгонсиях, чашми кӣ бар рӯи ту буд?
Дуди оҳам морпечи тоқи абрӯи ту буд.

Шамъ дар фонус чун дил дар бари ман метапид,
Дар кадомин базм имшаб қадди дилҷӯи ту буд?

Буд дар чашмам нигаҳ чун дар биёбон гирдбод,
Ҳалқаи доми кӣ дар дунболи оҳуи ту буд?

Согари май чун гул аз дасти ту рӯйи тоза дошт,
Ғунчаи мино димоғосуда аз бӯи ту буд.

Он ки ҳамчун шамъ буд ӯро забони чарбу нарм,
Аз пайи афсунгарӣ зону ба зонуи ту буд.

Мағзро дар устухонам чун фатила доғ кард
Суҳбати қавме, ки гарм аз оташи хӯи ту буд.

Моҳи шабгард аз ту, ай ороми ҷонҳо, пай наёфт,
То саҳар чун Сайидо саргаштаи кӯи ту буд.

* * *

Ба банди ғусса мунъим оқибат маҳбус мегардад,
Пари товус охир душмани товус мегардад.

Намонда бар ҷабин аз бас ҳаёе пардапӯшонро,
Гирифта шамъро дар анҷуман фонус мегардад.

Магар барбастаанд аҳли карам дарҳои эҳсонро,
Гадо аз остони мунъимон маъюс мегардад.

Макун, ай шамъ, дар ҳар базм ҳоли хешро равшан,
Ки пеши ошиқон парвона беномус мегардад.

Чу мӯри ланг, ҳаргиз баҳри хӯрдан нон намеёбад,
Дар ин айём ҳар кас аз пайи номус мегардад.

Набошад, Сайидо, шабҳо ба чашмам хоби осойиш,
Сарам дар ҷустуҷӯйи ёр чун фонус мегардад.

* * *

Аз дили дунёпарастон завқи суҳбат бурдаанд,
Равшаноӣ аз чароғи аҳли давлат бурдаанд.

Нест дар олам асар аз файзи олиҳимматон,
Аз ҳаво гармию аз оташ ҳарорат бурдаанд.

Чашми ёрӣ бастаанд аз кори якдигар ҳавос,
Рӯзгоре шуд, ки аз хешон мурувват бурдаанд.

Карда то пойи тамаъ озодагонро беқарор,
Аз ниҳоли сарв бори истиқомат бурдаанд.

Бар гул обурангу бар булбул намебинам намак,
Аз асирон шӯру аз хубон малоҳат бурдаанд.

Кай бувад дур аз ватан ҷое мусофирро қарор?
Дар чаман аз чашми шабнам хоби роҳат бурдаанд.

Мекашанд аввал ба машҳар мунъимонро дар ҳисоб,
То чаро айши ҷаҳон берун зи қисмат бурдаанд.

Шабнам аз гулшан парешон мекунад хуршедро,
Имтиёз аз дидаи соҳиббасират бурдаанд.

Бар давоти ғайри аҳли фикр хун гиряд қалам,
Ҷониби зиндон азизонро ба туҳмат бурдаанд.

Карда қумрӣ сарвро дар хона пинҳон, чун сутун,
Дар чаман то номи он шамшодқомат бурдаанд.

Он бути наққош то аз хонаи ман рафтааст,
Бистари осойиш аз паҳлуи сурат бурдаанд.

Шабнам аз гул баҳравар ногашта берун шуд зи боғ,
Аз дуоҳои саҳархезон иҷобат бурдаанд.

Нест оромӣ даруни сина дилро, Сайидо,
Лаззати осудагӣ аз кунҷи узлат бурдаанд.

* * *

Ба истиқболи чашмат фитна аз ҳар сӯй саф бандад,
Камар дар хизмати устод шогирди халаф бандад.

Расад ҳангоми ҳоҷат рӯзияш аз олами боло,
Даҳони хеш ҳар кас аз талаб ҳамчун садаф бандад.

Ба гулшан омад он шӯху зи по афганд гулҳоро,
Касе гар дар ҳунар комил шавад, дасти тараф бандад.

Дил аз шодӣ нишони новакаш кардам, надонистам,
Ки ин тири хато чашми худ аз рӯйи ҳадаф бандад.

Фалак ояд ба рақс, ай Сайидо, аз ҷӯши оҳангам,
Рақиб аз содагӣ туҳмат ба пойи чангу даф бандад.

* * *

Ҷаҳон пуршаҳд аз лабҳои хандони ту мегардад,
Ҳаловат комёб аз шаккаристони ту мегардад.

Нигаҳ аз гӯшаи чашми ту таркаш баста мехезад,
Сипоҳи фитна саргардони мижгони ту мегардад.

Назокат мехурад аз руйи оташноки ту силӣ,
Латофат об аз чоҳи занахдони ту мегардад.

Фалак дорад ҳавои дастбуси остини ту,
Замин чун гард дар дунболи домони ту мегардад.

Парешон кард худро нофаи оҳу ба кишварҳо,
Ба ҷустуҷуйи зулфи анбарафшони ту мегардад.

Зи шаб то руз гардун аз кавокиб осмонҳоро
Чароғон карда, бар саҳни гулистони ту мегардад.

Канори ҳасратам во карда оғуши тиҳидастӣ,
Чу тавқи ҳола гирди моҳи тобони ту мегардад.

Дар оташ менишинад, мегудозад, об мегардад,
Чароги Тури мо шамъи шабистони ту мегардад.

Ба гардан карда сарв аз тавқи қумрӣ футаи зорӣ,
Ба истиқболи шамшоди хиромони ту мегардад.

Ҳисорӣ кай тавонад сохтан фонуси машъалро,
Сари худ мехурад ҳар кас, нигаҳбони ту мегардад.

Назар аз кучабоғи остинат тоза меояд,
Тамошо хуррам аз чоки гиребони ту мегардад.

Кунад дар дидааш наззора кори сели оташро
Ҳамон чашме, ки маҳрум аз гулистони ту мегардад.

Танамро пераҳан чун мор то гардан фуру бурда,
Магар дасти насиме тарфи домони ту мегардад.

Зи чашми интизорат, Сайидо, бодом меруяд,
Кадом оҳунигаҳ имруз меҳмони ту мегардад?

* * *

Қоматаш чун аз баҳори ҷилва раъно мешавад,
Чун гули хамёза оғӯши назар во мешавад.

Гар насозад зулфи оҳамро ҷунун машшотагӣ,
Дар гулӯи ман нафас занҷири савдо мешавад.

Аз кулоҳам гул кунад барги хазони навбаҳор,
Бар сарам дасти мурувват шохи раъно мешавад.

Шир меояд бурун аз кӯҳ баҳри Кӯҳкан,
Рӯзии соҳибҳунар аз санг пайдо мешавад.

Метапад дил дар барам чандон, ки аз худ меравам,
Устухонҳои тани ман мавҷи дарё мешавад.

Одамиро марги ҳамасрон кунад донои вақт,
Сарв ҳангоми хазон дар боғ якто мешавад.

Дар маломат монд Ширин аз ҳалоки Кӯҳкан,
Ошиқ аз худ чун равад, маъшуқ расво мешавад.

Сайидо, он лоларӯ ҳар ҷо, ки манзил мекунад,
Доғи хунолуди ман чашми тамошо мешавад.

* * *

Дар раҳат чун нақши по имшаб ду чашмам чор буд,
Бар сари мижгон нигаҳ хори сари девор буд.

Ҳар чӣ гуфтам, талх гуфтам, ҳар чӣ хӯрдам, буд заҳр,
Дар даҳони ман забон гӯё забони мор буд.

Аз даҳони согарам меомад имшаб бӯйи хун,
Пунбаи мино чу чашми доғам оташбор буд.

Гӯши дил то субҳдам бар ҳалқаи дар доштам,
Бар кафи уммеди ман занҷир шоми тор буд.

Сӯхтам имшаб зи бетобӣ чароғи хонаро,
То саҳар аз дасти ман парвона дар озор буд.

Чок мезад дасти куфри ишқ бар дӯшам либос,
Тавқи пероҳан ба гардан ҳалқаи зуннор буд.

Кардам аз бетоқатӣ савдои оҳу нола гарм,
Остони хонаам имшаб сари бозор буд.

Ҳамчу қумрӣ чашми ман то рӯз қад-қад мепарид,
Сояи сарват дар оғӯши кӣ имшаб бор буд?

Сайидо, аҳволи имшабро чӣ мепурсӣ зи ман,
Болиши ман ташти оташ, бистари ман хор буд.

* * *

Дур аз он мижгон маро дил сӯйи ханҷар меравад,
Аз сари он кӯ ағар по мекашам, сар меравад.

Моли мунъим мешавад охир насиби дигаре,
Ҳар чӣ дар мино бувад, дар коми соғар меравад.

Бепадар фарзанд помоли маломат мешавад,
Чун садаф бишкаст, об аз рӯйи гавҳар меравад.

Ҳар кӣ ин ҷо дог шуд аз ишқи фардо, чун сипанд
Пойкӯбон пеш-пеши аҳли маҳшар меравад.

Эътимоде нест бар ихвони даврон, Сайидо,
Моҳи Канъон дар чаҳ аз дасти бародар меравад.



Нигаҳи масти ту хуни дилам аҳбоб хурад,
Теғи бедоди ту аз дасти аҷал об хурад.

Ба ҷаҳон гум шуда меҳри падару фарзандӣ
В-арна Рустам ба чӣ боис сари Суҳроб хурад?

Қатраи май сари Мансур баровард ба дор,
Войи он кас, ки ҳама умр майи ноб хурад!

Ҳар кӣ бо душмании халқ равон аст чу баҳр,
Зуд бошад, ки сари хеш, чу гирдоб, хурад.

Сайидо, печиши он зулф ба он рух зи чӣ рӯст?
Мӯй бар шуълаи оташ чу фитад, тоб хурад.



Сарвро шамшоди қаддаш маҳв чун тасвир кард,
Обро мавҷи хиромаш пой дар занҷир кард.

Ай дами субҳи қиёмат, ин ҳама таъхир чист?
Поси хотирдории суҳбат маро дилгир кард,

Ҳар сари маҳ бо қади хамгашта мегӯяд ҳилол:
– Гардиши айём моро дар ҷавонӣ пир кард.

Он камонабрӯ ғазабнок аз сари хокам гузашт,
Чун ҳадаф лавҳи мазорамро нишони тир кард.

Муҳтасиб мурду сурохӣ саҷдаҳои шукр кард,
Шишаро аз бода холӣ марги ин бепир кард.

Сайидо, дунёпарастонро нагардад нав либос,
Ҷугз натвонад ба худ вайронае таъмир кард.

* * *

Чу берун аз чаман он сарви яктогард меояд,
Ба домангирии ӯ бӯйи гул чун гард меояд.

Чу дуздон карда худро ҷамъ дар фонус зиндонӣ,
Магар дар базми риндон он маҳи шабгард меояд?

Ба эҳсон дод Ҳотам душмани худро сарафрозӣ,
Ба хасми худ мураввват сохтан аз мард меояд.

Кадомин ғунча дар гулзор мееозад масеҳой,
Ки аз гулҳои боғ имрӯз бӯйи дард меояд?

Нигаҳ аз гӯшаи чашмони ӯ мастона мехезад,
Барои пурсиши дилҳои ғампарвард меояд.

Хазон оварда дар саҳни чаман пайғоми навмедӣ,
Насим аз бӯстон берун ба оҳи сард меояд.

Бикаш пойи тамаъ, ай Сайидо, бар қаҳрабо бингар,
Ки дар пеши пари коҳе, ба ранги зард меояд.

* * *

Гул ба гулшан даъвии соҳибҷамолӣ мекунад,
Ҳар кӣ зар дорад, таманноҳои олӣ мекунад.

Метавонӣ гуфт дарди худ ба ёрони қадим,
Пеши майхорон дили худ шиша холӣ мекунад.

Ҳар киро бошад ҳубобосо ба ҳастӣ эътимод,
Такя бар девори айвони шамолӣ мекунад.

Саъйҳо дорад, ки гардад ғунча гулро ҷонишин,
Ай чаман, маъзур фармо, хурдсолӣ мекунад!

Ҳар кӣ худро мекунад дар базми нодонон сифат,
Пеши кӯрон даъвии соҳибҷамолӣ мекунад.

Ҳар кӣ аз мулки қаноат, Сайидо, шуд комёб,
Косаи фағфурро зарфи сафолӣ мекунад.

* * *

Маро аз тавфи кӯят шиквае дар дил намебошад,
Ғуборамро назар бар дурии манзил намебошад.

Дили маҷрӯҳи муштоқи ту дорад бар ҷафо сабре,
Ба хоку хун тапидан расми ин бисмил намебошад.

Ниҳоли сарв дорад бо тиҳидастӣ сару барге,
Дили озода ҳаргиз бо самар моил намебошад.

Нигаҳ дорад шубон з-офоти гургон гӯсфандонро,
Тааддӣ дар диёри ҳокими одил намебошад.

Надорад хонаи дарюзагар занҷиру дарбанде,
Гиреҳ чун ғунча бар пешонии соил намебошад.

Назар бар суфраи мунъим надорад муфлисе қонеъ,
Зи дарё шиква ҳаргиз бар лаби соҳил намебошад.

Таҳаммул мекунанд аҳли ризо таҳқири гардунро,
Ҷадал бо хаем кори мардуми оқил намебошад.

Нагардад чун ҳарисон чашми гирдоб аз тараддуд пур,
Ба ҷуз еаргаштагӣ ин қавмро ҳосил намебошад.

Зи киштам, рӯзгоре шуд, кафи афсус мерӯяд,
Ба дасти хӯшачинам донае ҳосил намебошад.

Намегардад бурун ғарди касодӣ аз дукони ман,
Ба савдои матои ман касе моил намебошад.

Ҳубоб аз дастбурди мавҷи бепарво чӣ ғам дорад?
Кудурат аз касе дар табъи дарёдил намебошад.

Кушодӣ мешавад аз аҳли ҳиммат бастагиҳоро,
Гираҳ во кардани соҳибкарам мушкил намебошад.

Чу боди субҳдам, доранд савдои сафар бар сар,
Ба гулзори ҷаҳон як сарви поadmin намебошад.

Ба по занҷир шуд як сӯзани беришта Исоро,
Балое бадтар аз ҳамроҳи ноқобил намебошад.

Зи дунё, Сайидо, моро мурoде барнамеояд,
Яқин шуд, ғайри навмедӣ дар ин манзил намебошад.

* * *

Бегуфтугӯй ризқ муҳайё намешавад,
Ин қулф бе забони талаб во намешавад.

Кай меравад зи паҳлуи мунъим гурусначашм?
Гирдоб дур аз лаби дарё намешавад.

Рангинии қабо накунад пирро ҷавон,
Барги хазон баҳори тамошо намешавад.

Беморро ғизои мувофиқ кунад накӯ,
Бе тарбият заиф тавоно намешавад.

Хулқи хуши наҷобати зотист муҳтарам,
Ҳанзал ба рангу бӯ гули раъно намешавад.

Афтодааст номи сахо аз забони халқ,
Ин хайма, умрҳост, ки барпо намешавад.

Гирдоб чун садаф нашавад соҳиби гуҳар,
Ҳорис ба саъй молики дунё намешавад.

Нодон ба гуфтугӯ нашавад соҳиби сухан,
Ҷуғз аз ҳазор ойина гӯё намешавад.

Занҷиру қуфл нест ба девона садди роҳ,
Мавҷи ҳубоб монеи дарё намешавад.

Эҳроми Каъбаро ба тасаввур макун тамом,
Ин роҳ қатъ бе мадади по намешавад.

Аз бадниҳод чашми накӯӣ тамаъ мадор,
Кӯри зи модар омада бино намешавад.

Маъшуқро муҳаббати ошиқ диҳад ривоҷ,
Юсуф чаро ба коми Зулайхо намешавад?

То ғунчаи даҳон-ш пур аз зар намекунам,
Аз ҳеч боб роҳи сухан во намешавад.

Ту барқи бемуруввату ман кишти бесамар,
Охир, миёни мову ту савдо намешавад.

Рухсори худ дареғ мадор аз нигоҳи мо,
Аз боғ мева кам ба тамошо намешавад.

Дилгир нест синаам аз оҳ, Сайидо,
Маҷнун ғубори хотири саҳро намешавад.

* * *

Домани гулистонаш то маро ба чанг омад,
Перахан бар аъзоям ҳамчу ғунча танг омад.

Ҷилва чун тазарви боғ, ҷома чун пари товус,
Чеҳра чун гули раъно бо ҳазор ранг омад.

Дар муҳити савдояш киштии дил афгандам,
Шуд ҳубоби ӯ гирдоб, мавҷи ӯ наҳанг омад.

Хатти номусулмонаш дод ақлу дин барбод,
Баҳри горати румӣ лашкари Фаранг омад.

Бар шикасти базми ман осмон фалохун шуд,
Бар даҳони миноям ҷойи пунба санг омад.

Гул ба сар ҳавас кардам, доғам аз бадан гул кард,
Марҳам орзу бурдам, нохуни паланг омад.

Сайидо, шуда Фарҳод бар ҳалоки худ розӣ,
Теша баски шуд дилгир, Бесутун ба танг омад.

* * *

Нафси саркашро мусаххар ақли пуртадбир кард,
Саг чу шуд девона, ӯро метавон занҷир кард.

Бе мураббӣ зери гардун муътабар натвон шудан,
Моҳи навро рафта-рафта чарх оламгир кард.

Бо бузургони ҷаҳон густох будан хуб нест,
Охир ин беиззатӣ бар Кӯҳкан таъсир кард.

Беибо натвон ба базми тундхӯён по ниҳод,
Бемуҳобо такя натвон бар дами шамшер кард.

То ба пойи хум нарафтам, соғарам ёрӣ надод,
Дастгирӣ бо мани афтода рӯҳи пир кард.

Мераванд аҳли тамаъ дар базмҳо девонавор,
Метавон дарҳои меҳмонхонаро занҷир кард.

Қомати хилватнишинон мекунад кори камон,
Метавон мисвоки зоҳидро нишонрас тир кард.

Водии девонагӣ ҷойи фароғат будааст,
Хоби роҳат пой то дар хонаи занҷир кард.

Сайидо, ризқи ҳунарвар мерасад дархурди кор,
Рӯзии Фарҳодро ғардун зи ҷӯйи шир кард.

* * *

Рухи ту равнақи гул дар ниқоб хоҳад кард,
Табассуми ту дили ғунча об ҳоҳад кард.

Агарчи зинати рӯйи чаман бувад сунбул,
Насими зулфи ту беобутоб хоҳад кард.

Ниҳоли қадди туро сарви боғ агар бинад,
Ба зери пойи ту чун сабза хоб хоҳад кард.

Гуле, ки шабнами ӯ аз рухат назар ёбад,
Талоши мартабаи офтоб хоҳад кард.

Даруни сина чу симоб метапад дили ман,
Барои куштани худ изтироб хоҳад кард.

Кунанд аз гули бодом нозболинаш
Шабе, ки наргиси ӯ майли хоб хоҳад кард.

Ҳамеша куштани ушшоқ дар назар дорӣ,
Куҷо ба чашми ту ин фитна хоб хоҳад кард?

Тааддие, ки ба мо мекунӣ, наметарсӣ,
Ки зулм хонаи золим хароб хоҳад кард.

Зи интизориям он шӯх агар хабар ёбад,
Бағал кушуда ба сӯям шитоб хоҳад кард.

Кунад насим хабардор ғунчахуспонро,
Шабе, ки сайри гули моҳтоб хоҳад кард.

Муроди худ зи фалак ҳар кӣ, Сайидо, ҷӯяд,
Илоҷи ташнагияшро сароб хоҳад кард.

* * *

Шаб чу он шамъ зи кошона бурун меояд,
Нола аз мурдаи парвона бурун меояд.

Рашк агар хотири машшота парешон накунад,
Зулф кай аз бағали шона бурун меояд?

Агар он сангдил аз кӯчаи мастон гузарад,
Шиша аз базм чу девона бурун меояд.

Имшаб, ай моҳ, куҷо сохтай бодакашӣ,
Нигаҳ аз чашми ту мастона бурун меояд?

Хонаеро, ки ҷамоли ту чарогон созад,
Шамъ аз турбати парвона бурун меояд.

Ҳалқаи зулфи туро дида дилам рафт зи ҷо,
Дузд дар ними шаб аз хона бурун меояд.

Шаб ба базме, ки қадат анҷуманоро гардад,
Шамъ аз хотири парвона бурун меояд.

Дидаам пеши ту ман мурдаи худро имшаб,
Шамъ чун кушта шуд, аз хона бурун меояд.

Сайидо, пири харобот ба истиқболам
Шиша бар даст, зи майхона бурун меояд.

* * *

Садои мақдами гулчин чу дар гулзор меояд,
Гиребончок булбул бар сари бозор меояд.

Чу гул во кардаанд оғӯшҳои худ хиёбонҳо,
Магар дар бӯстон он сарви хушрафтор меояд?

Намебошад хилофи ваъда дар хотир бузургонро,
Зи оби гавҳар аст обе, ки аз кӯҳсор меояд.

Мабодо ноқисеро бар саф афтад шӯри мансурӣ,
Садои дурбош аз ҳоҷибони дор меояд.

Бар дарё мебарам ойинаи лабташнаи худро,
Ғуборолуд аст обе, ки аз ҷӯбор меояд.

Кулоҳи хонабардӯшон ҳисори офият бошад,
Балоҳо одамиро бар сар аз дастор меояд.

Маро ҳаргиз набошад шиква аз банди қабои ӯ,
Ба хотир сад гираҳ аз ҳарфи паҳлудор меояд.

Чу булбул, ҳар дам ангези паридан мекунад чашмам,
Магар имшаб ба хобам он гули рухсор меояд?

Қадам, ай Сайидо, дар боғ агар бо ёр бигзорам,
Ба побӯсӣ маро хор аз сари девор меояд.

* * *

Мӯсафедӣ ҳирси дунё дур натвонист кард,
Табъи моро сард ин кофур натвонист кард.

Рӯзгоре кард Хусрав қасрҳои зарнигор,
Хонае ширинтар аз занбӯр натвонист кард.

Бар шикасти косаи дасти гадо афсӯс нест,
Ин садоро чинии фағфур натвонист кард.

Ман кӣ бошам аз дари арбоби давлат бар хурам?
Донае з-ин хӯша берун мӯр натвонист кард.

Моли мунъим мезанад дар хона бонги бемаҳал,
Ҳосили худро ниҳон занбӯр натвонист кард.

Нестанд аз орзу холӣ Сулаймон то ба мӯр,
Ҳеч кас аз худ тамаъро дур натвонист кард.

Субҳдам хуршед шабро зердасти хеш сохт,
Мил дар чашмаш кашиду кӯр натвонист кард.

Рустам аз қатли писар азбаски бадномӣ кашид,
Мурдаи худро ниҳон дар гӯр натвонист кард.

Партави рухсораи ӯ кард дилро беқарор,
Тоқати шамъи таҷалло Тур натвонист кард.

Умри Анқо гарчи дар хилватнишинӣ сарф шуд,
Номи худ чун Сайидо машҳур натвонист кард.

* * *

Хилватсарои Ризвон кошонаи ту бошад,
Сӯйи биҳишт роҳе аз хонаи ту бошад.

Аз маҳ гирифта шамъе, гардад ба гирди кӯят,
Шаб то ба рӯз гардун парвонаи ту бошад.

Фарҳоду Бесутунаш санге ба дасти тифле,
Мӯсову кӯҳи Тураш девонаи ту бошад.

Ҳаргиз лабе надидам холӣ зи гуфтугӯят,
Ҳар ҷо, ки мениҳам гӯш, афсонаи ту бошад.

Ҳар заррае ба хуршед имрӯз ошноест,
Дар зери осмон кист бегонаи ту бошад?

Деворро ба мижгон то ҳашр метарошам,
Бинам чу суратеро дар хонаи ту бошад.

Чун Сайидо нуҳ афлок ҳастанд хӯшачинат,
Чун дом чашми афлок парвонаи ту бошад.

* * *

Мешавад ҳангоми пирӣ мӯй чун анбар сафед,
Ин биёбон мешавад з-ин барф сар то сар сафед.

Баски шаб то рӯз месӯзам ба ёди қадди дӯст,
Устухонам гашт ҳамчун шамъ дар пайкар сафед.

Карда хуршеди фалак аз Каҳкашон бар каф асо,
Меравад дар кӯйи ӯ ҳамчун гадои сарсафед.

Умрҳо бар остонаш сар ниҳодам, Сайидо,
Хонаам як раҳ нашуд аз рӯйи он дилбар сафед.

* * *

Ҷон зи дунболаш зи ҷисми нотавонам меравад,
Ай табибо, хайрбодам кун, ки ҷонам меравад.

Менишинам бар сари роҳаш намоён чун нишон,
Ҳар куҷо чун тир он абрӯкамонам меравад.

Лаззати пайкони ӯ азбаски дорам дар ҷигар,
Пеш-пеши новаки ӯ устухонам меравад.

Хонаҳои хешро, ай қумриён, оташ занед,
Аз канори бӯстон сарви равонам меравад.

Мекунад имрӯз ҳушу ақли ман аз ман видоъ,
Бори худро баста фардо корвонам меравад.

Шуд яқин, кори мани бемор акнун бо Худост,
Аз сари болин табиби меҳрбонам меравад.

Хоҳам аз баҳри саломат рафтанаш гӯям дуо,
Ҷавҳари гуфтор аз теғи забонам меравад.

Ҳамчу нақши пой хоҳам кард худро поймол,
Сӯйи гулшан баски шохи арғувонам меравад.

Сайидо, рӯзи видоъаш чун тасаввур мекунам,
Ашки нокомӣ зи чашми хунфишонам меравад.

* * *

Ойинаро ҷамоли ту соҳибназар кунад,
Акси рухи ту бехабаронро хабар кунад.

Кӯтоҳ кун ҳадиси парешонии маро,
Килкам мабод шиква зи зулфи ту сар кунад.

Хун мехурад зи тарбияти ғунча боғбон,
Ин тифлро мабод Худо бепадар кунад!

То омадам зи мулки адам дар тараддудам,
Зулм аст, ҳар кӣ аз ватани худ сафар кунад.

Даврон ҳамон нафас кашад аз шамъ интиқом,
Ангушти худ ба равгани обе, ки тар кунад.

Пӯшиданист чашми худ аз базми рӯзгор,
Ин сандалест, дидани ӯ дарди сар кунад.

З-аҳли амал гурез, ки қалбошно шавӣ,
Маншин ба ин гурӯҳ, ки суҳбат асар кунад.

Мижгони чашми шӯхи ту бар ҷони Сайидо
Аз рӯйи лутф дӯстии нештар кунад.

* * *

Фасли хазон расид, зи гулҳо асар намонд,
Аз булбулон ба боғ ба ҷуз болу пар намонд.

Кардем умри хеш чу гул сарфи рангу бӯй,
Зоди раҳе, ки буд, барои сафар намонд.

Фонус карда дар таҳи доман чароғро,
Парвонаро касе, ки шавад роҳбар, намонд.

Канъон супурд Юсуфи худро ба дасти гург,
Дигар муҳаббати писарӣ бар падар намонд.

Лабрез шуд зи ҷӯши гадо кӯчаҳои шаҳр
Чандон, ки бар насим талоши гузар намонд.

Имрӯз баски ойинаҳоро гирифт занг,
Хосияте, ки буд ба соҳибназар, намонд.

Доданд аҳли ҷуд ба соил ҷавобҳо,
Акнун ба он гурӯҳ ба ҷуз гӯши кар намонд.

Пайғомҳо зи ёр шунидему гул накард,
Моро аз ин ниҳол умеди самар намонд.

Аз ғиря, Сайидо, сари хоре нагашт сабз,
Анбори эътибор ба мижгони тар намонд.

* * *

Даврон тамом гашту асар бар фалак намонд,
Шуд доғ куҳнаву ба намакдон намак намонд.

Аз чашми заршинос басират видоъ кард,
Имрӯз эътибор ба санги маҳак намонд.

Баркандаам зи пасту баланди ҷаҳон умед,
Аз кӯҳ лола рафту ба дарё самак намонд.

Кӯтоҳ кард сабза забон аз ҳадиси об,
Аз неш хоҳише ба лаби ҷӯйи раг намонд.

Меҳроб ҳамчу шайх даромад ба ҷустуҷӯй,
Осойише, ки буд, ба мулку малак намонд.

Рафтем баҳри дидани арбоби ҷоҳ дӯш,
Дар чашми интизории мо мардумак намонд.

Моро зи ҳирс агар тамаъи нафс кушта шуд,
Аз дасти ин гурӯҳ дар ин шаҳр саг намонд.

Ай Сайидо, шикаст маро садди орзу,
Акнун барои омади Яъҷуҷ шак намонд.

* * *

Мурғи дилам чу нола кашидан ҳавас кунад,
Чун ғунча андалеби нафас дар қафас кунад.

Золим ба ҷустуҷӯйи заифон бувад мудом,
Оташ ҳамеша орзуи хору хас кунад.

Чун гирдбод ҳастии худро диҳад ба бод
Саргаштатолеъе, ки баландӣ ҳавас кунад.

Шабҳо ба бори қофила зар бонг мезанад,
Равшан чароғи роҳзанонро ҷарас кунад.

Мурғи кабоб рӯзии соҳибтараддуд аст,
Дар хона анкабут шикори магас кунад.

Парвонаро сазост, ки даврон кунад ҳалок,
Худро чаро ба шуъла касе ҳамнафас кунад?

Ангушти худ ба хонаи занбӯр мениҳад
Ҳар кас, ки дар ҷаҳон шакаристон ҳавас кунад.

Масти ҳимоятӣ нагурезад зи муҳтасиб,
Дузди далер хона ба чашми асас кунад.

Пирони солхӯрда сухан пухта мекунанд,
Шохи ниҳол меваи худ нимрас кунад.

Бурдам ба хона дилбари худро ба зӯри оҳ,
Хуршед кай илоҷи каманди нафас кунад?

Дилро макун асири ғаму дард, Сайидо,
Шаҳбозро надида касе дар қафас кунад.

* * *

Бе рухат гул ба гулистон сари бетан бошад,
Ғунча бар шохи ҳаво санги фалохан бошад.

Доғ бар синаи гармам чу нафас ҷо дорад,
Манзили сӯхтагон гӯшаи гулхан бошад.

Дидани лола кунад тоза гули доғи маро,
Ин чароғ аз нафаси сӯхта равшан бошад.

Қафас аз оҳи гирифтор чӣ парво дорад?
Чӣ кунад дуд дар он хона, ки равзан бошад?

Натавон бурд аз ин доира берун худро
Ҳамчу парғор, агар пой аз оҳан бошад.

Хонаи дил шавад аз ғӯшанишинӣ равшан,
Пойи хобида чароғи таҳи доман бошад.

Ҳафт гардун шуда аз силии оҳам нилӣ,
Осмон дар чамани ман гули савсан бошад.

Сайидо, шамъсифат анҷуманорой шавам,
Дар сарангуштам агар қатраи равған бошад.

* * *

Хайрбодаш мекунам, дуд аз димоғам меравад,
Оташам гул мекунад, марҳам зи доғам меравад.

Мекунад асбоби айш аз хонаам азми сафар,
Равшанӣ аз шамъу равған аз чароғам меравад.

Дар барам дил метапад, аз чеҳра ранғам мепарад,
Булбулу гул хонахез аз саҳни боғам меравад.

Синаи ман аз видоъаш санг бар сар мезанад,
Хун ба ҷойи бода аз чашми аёғам меравад.

Сайидо азбаски худро аз ғамаш гум кардаам,
Ҳар киро мебинам, аз баҳри суроғам меравад.

* * *

Соқиё, бархез аз тоқи назар мино фитод,
Соғари май рафт аз дасту нишот аз по фитод.

Боғ аз бешабнамӣ дар аҳди мо гардид хушк,
Гул сари худро гирифту лола дар саҳро фитод.

Бар умеди дона худро булбули мо кард асир,
Мурғи мо дар доми сайёдони бепарво фитод.

Хайргоҳе Ҳотами Той, ки барпо карда буд,
Ҳайф, дар айёми ин бедавлатон аз по фитод.

Мекунад озодамардонро тиҳидастӣ асир,
Сарв аз беҳосилӣ дар бӯстон танҳо фитод.

Аз либоси сурху зарди орият гаштам халос,
То маро чашми тамошо бар гули раъно фитод.

Нони хушки хешро гуфтам, ки тар созам ба об,
Он ҳам аз дастам ба коми моҳии дарё фитод.

Кам нагардад рутбаи шеър аз шикасти бевуқуф,
Айб навбад сурма гар аз чашми нобино фитод.

Нест осон, Сайидо, аз қайди худ берун шудан,
Нола чандон кардам, ин занҷир то аз по фитод.

* * *

Дар аҳди мо ривоҷ ба аҳли ҳунар намонд,
Имрӯз обрӯй ба лаълу гуҳар намонд.

Парвона рафту нашъа париду қадаҳ шикаст,
Аз шамъ ёдгор ба ҷуз чашми тар намонд.

Аз ҳеч хонае набарояд садои чуд,
Дар рӯзгори мо зи каримон асар намонд.

Раҳме ба сокинони гулистон кӣ мекунад?
Ай боғбон, ба мурғи чаман болу пар намонд.

Гардуни сифла беҳунаронро ривоҷ дод,
Азбаски эътибор ба соҳибҳунар намонд.

Нагрифт хуни ноҳақи парвона шамъро,
Файзе ба гиряи шабу оҳи саҳар намонд.

Рафтанд, Сайидо, ба сад афсус аҳли чоҳ,
Бар сар аз ин кулоҳ ба ҷуз дарди сар намонд.

* * *

Ному нишон ба даҳр зи аҳли карам намонд,
Рафт аз муҳит гавҳару дар абр нам намонд.

Аз мардуми замона мурувват видоъ кард,
Бо аҳли рӯзгор ба ғайр аз ситам намонд.

Аз боди субҳ ғунчаи дил во намешавад,
Файзе, ки буд дар нафаси субҳдам, намонд.

Дарёдилон шуданд ҳама об дар ҷигар,
Дар чашми абр гиряву дар баҳр нам намонд.

Ай косаи гадо, чӣ садо мекунӣ баланд?
Овозан карам ба лаби ҷоми Ҷам намонд.

Бар рӯйи соилон дари уммед баста шуд,
Азбаски дар бисоти каримон карам намонд,

Дар кишвари вуҷуд надидем аҳли ҷуд,
З-ин ҷинс ҳам ба қофилаҳои адам намонд.

Аз шеъру шоирӣ нарасидам ба орзу,
Дилбастагӣ маро ба давоту қалам намонд.

Боди хазон расиду чаманро ба бод дод,
Бар дӯши сарв ҷомаи барги карам намонд.

Имрӯз, Сайидо, асар аз аҳли ҷуд нест,
Рафтанд ончунон ки нишони қадам намонд.

* * *

Тиҳидастӣ чу рӯй овард, толеъ вожгун афтад,
Зи май ҳар гаҳ шавад паймона холӣ, сарнагун афтад.

Бувад вайрона беҳтар ҷуғзро аз суҳбати тӯтӣ,
Шавад хомӯш нодон, чун ба базми зуфунун афтад.

Ба зери бори миннат кай ҳунарвар мениҳад гардан?
Наҷунбад Кӯҳкан, ғар бар сари ӯ Бесутун афтад.

Шавад занҷир бар по тори ноҳамвор сӯзанро,
Намояд роҳи манзил дур, гар ҳамраҳ забун афтад.

Нафас кӯтоҳ созад шамъро фонуси беравзан,
Умеди зиндагонӣ нест, чун дам дар дарун афтад.

Тиҳидастӣ кунад бе қадру қимат сарфарозонро,
Зи май холӣ чу гардад шиша, аз суҳбат бурун афтад.

Куҷо афтад назар бар пеши мо болонишинонро?
Мабодо бекасеро кор бар гардуни дун афтад!

Шавад хасми ситамгар зердасти соҳиби тамкин,
Сари Фарҳод охир пеши пойи Бесутун афтад.

Манеҳ аз ҳад бурун по бар гулӯи шиша, ай соқӣ,
Наметарсӣ, ки бар гардан туро даъвои хун афтад.

Кунад паҳлу тиҳӣ аз сояаш савдогари ҳорис,
Ба сони гирдбод охир ба саҳрои ҷунун афтад.

Дил аз доги таманноят биёбонгард хоҳад шуд,
Набинад рӯйи ободӣ ба саҳрое, ки хун афтад.

Шавад аз фоқаи бисёр тобеъ нафси гарданкаш,
Саги девонаро чун хоб гирад, аз ҷунун афтад.

Надод аз меҳрбонӣ кавкабамро бар фалак ёрӣ,
Илоҳӣ, офтоб аз тоқи чархи нилгун афтад!

Ба даҳр, ай Сайидо, имрӯз ҳушёрӣ намебинам,
Қадам ҳар ҷо гузорам, по ба занҷири ҷунун афтад.

* * *

Шунидам з-ин диёр он гулбасар азми сафар дорад,
Маро ҳамчун насими ноумедӣ дар ба дар дорад.

Намедонам, ки бе ӯ ҳоли зори ман чӣ хоҳад шуд?
Фалак дар кори ман имрӯз оҳанги дигар дорад.

Видоъаш мекунам, шояд сарам дар пеши зин бандад,
Мурассаъ ханҷаре бар дасту теғе бар камар дорад.

Ба дӯши корвони нола бастам рахти ҳастиро,
Зи дуиболаш равад ҳар кас, ки доге бар ҷигар дорад.

Бидеҳ таълими хокистарнишинӣ бо ман, ай оташ,
Ки он тӯтисухан савдои Ҳиндустон ба сар дорад.

Магар булбул ба гулшан хайрбодаш карда меояд,
Ки гул бо хуни дил рӯ шуста, шабнам чашми тар дорад.

Дил аз худ рафтаву меҷӯяд аз дардам суроғашро,
Хабар мепурсад аз дилдору аз худ кай хабар дорад?

Равам, ай Сайидо, монанди нақши по зи дунболаш,
Маро чун сурма шояд чашми ӯ аз хок бардорад.

* * *

Зи дил парвонаи оҳам ба лаб маъюс меояд,
Маро бӯйи чароғи кушта з-ин фонус меояд.

Зада силӣ ба рӯйи номаи ман дасти иқболаш,
Ки қосид бо лаби хушку кафи афсус меояд.

Насозад барқ ҳамчун шамъи маҷлис гарм суҳбатро,
Куҷо аз мурғи даштӣ ҷилваи товус меояд?

Табассум бар лаб ояд вақти реҳлат ғунчахуспонро,
Ба гӯш аз хандаҳои гул садои кӯс меояд.

Ба ғирди хотири ганҷинадорон ғам намеғардад,
Аз ин вайронаҳо ин ҷуғзро номус меояд.

Агар чун сарв номи худ алам созӣ ба озодӣ,
Сарафрозӣ зи ҳар сӯ аз пайи побӯс меояд.

Набошад, Сайидо, рабте ба ҳам зуннорбандонро,
Лаби пуршиква аз бутхонаҳо ноқус меояд.

* * *

Ба доми ҳалқаи зулфи ту ҳар кас мубтало гардад,
Шавад аз худ халос, аммо гирифтори бало гардад.

Ба каф дар домани кӯяш дили садпорае дорам,
Магар рӯзе сагаш з-ин туҳфа бо ман ошно гардад.

Агар он бевафо як раҳ кунад аз як нигаҳ шодам,
Ба давраш ин қадар гардам, ки бо ман бовафо гардад.

Ғараз дар ҷуди олӣ рутба ғунҷойиш куҷо дорад,
Ба коми ҳар кӣ мегардад фалак, бемуддао гардад.

Гулистони дилам ранги шукуфтан кард аз ҳар сӯ,
Ба дашномам агар лаъли лабат чун гунча во гардад.

Чу дидам рӯзи аввал теғи абрӯяш, ба дил гуфтам,
Ки з-ин номеҳрбон охир сарам аз тан ҷудо гардад.

Ду ҳарф аз шеъри Шавкат Сайидо, хотирнишинам шуд:
– «Ки з-он обе, ки гандум сер гардад, осиё гардад».

* * *

Зи меҳри рӯйи ту гаштем хоксор охир,
Чу офтоб ба олам шудем кор охир.

Ниҳон дар ойинаам аз ту ҳар ғубор, ки буд,
Хати ғубори ту овард рӯйи кор охир.

Чаро ба хун нанишинам, ки ҳамчу ранги ҳино,
Парида рафт зи дасти ман он нигор охир.

Нашуд зи симбарон ҳосилам ба ҷуз ҳасрат,
Ба ғайри доғ набурдам зи лолазор охир.

На барги айш муҳайё, на тӯшаи сафарӣ,
Бурун равем аз ин шаҳр шармсор охир.

Кашид ҳусни туро хатту зулф танг ба бар,
Фитод мулки ту бар дасти мӯру мор охир.

Ба рӯзгор занам панҷа, Сайидо, умре,
Шикаст дасти маро дасти рӯзгор охир.

* * *

Аз висоли ӯ маро шуд нотавонӣ бештар,
То маро давлат муяссар шуд, шудам дарвештар.

Дар муҳаббат тарки улфат майл афзун мекунад,
Чун шавад бегонатар маъшуқ, гардад хештар.

Дод марги Кӯҳкан мижгони Ширинро ривоҷ,
Хуни худ резам барои обрӯйи бештар.

Чун чароги субҳдам, акнун надорам эътибор,
Маҳрами ҳангомааш чун шамъ будам пештар.

Тозатар шуд, Сайидо, доғи дил аз пайғоми ӯ,
Ғунчаи гул аз насими субҳ гардад рештар.

* * *

Сабзаи хат бахшад аз лаъли лаби ӯ ҷон ба абр,
Медиҳад ин Хизр об аз чашмаи Ҳайвон ба абр.

Кишти мо, беҳосилон, аз ташнагӣ лабхушк монд,
Гӯшаи чашме намо, ай дидаи гирён, ба абр.

Ҷуди зотӣ баски аз аҳли мурувват бурдаанд,
Меситонад, гар дами обе диҳад Уммон ба абр.

Киштзори олам аз чашми тари мо хуррам аст,
Дар замони мо надорад ҳоҷате деҳқон ба абр.

Остин аз гиряи ман ҳалқаи гирдоб шуд,
Мешавад дарё, чу бигзорад касе домон ба абр.

Садди роҳам он сари кӯ гар нагардад, Сайидо,
Мавҷи ашкам мерасонад теғ чун тӯфон ба абр.

* * *

Маро бар сар кулаҳ аз сояи боли ҳумо беҳтар,
Зи фарши махмалам дар зери паҳлу бӯрё беҳтар.

Бувад занҷирҳо бар дар зи чини ҷабҳаи ҳоҷиб,
Зи қасри зарнигори шоҳ маъвои гадо беҳтар.

Қади хамгаштаро ҷуз ростӣ набвад мададгоре,
Зи ҳамроҳон маро дар мавсими пирӣ асо беҳтар.

Ба давлатхонаи аҳли карам раҳ нест соилро,
Аз ин дарҳо даҳони шеру коми аждаҳо беҳтар.

Чу мили сурма оҳи сина дилро мекунад равшан,
Ғубори хона соҳибхонаро аз тӯтиё беҳтар.

Намебинад ҷабини гӯшагирон рӯйи дарди сар,
Бувад хишти дари ғамхона аз дорушшифо беҳтар.

Зи оби гавҳари дарёдилон лаб тар намегардад,
Аз ин гулшансароён ташнаро мотамсаро беҳтар.

Ба аҳли фазл ҳаргиз нест дунёҷӯйиро коре,
Ба чашми ин хасисон аз зумуррад каҳрабо беҳтар.

Мурувват беш аз болонишин поённишин дорад,
Маро аз гардиши афлок санги осиё беҳтар.

Суханро нест пеши аҳли дунё, Сайидо, қадре,
Ба ин ноошнотабъон набудан ошно беҳтар.

* * *

Чашми масти ӯ надониста-ст анҷомам ҳанӯз,
Дар миёни пӯст ҳамчун магзи бодомам ҳанӯз.

Бо вуҷуди он, ки умрам дар камин кардан гузашт,
Оҳуи чашме наяфтода-ст дар домам ҳанӯз.

Булбулонро сояи гул кард хокистарнишин,
Ошёни ман ба шохи шуълаву хомам ҳанӯз.

Вақти он омад, ки субҳи ҳашр афрӯзад чароғ,
Аз таҳи чодар намеояд бурун шомам ҳанӯз.

Гарчи холӣ гаштааст аз моҳрӯён хонаам,
Медамад хуршед ҳар субҳ аз лаби бомам ҳанӯз.

Мавҷи симоб аз тапиданҳои ман занҷир шуд,
Дар талоши беқарорӣ нест оромам ҳанӯз.

Ақл то барҷост, тан аз нафси саркаш эмин аст,
Посбон бедор бошад бар лаби бомам ҳанӯз.

Гӯши гардун чун ҷарас аз нолаи ман пур шуда-ст,
Дастбӯсӣ кас накарда бар лаби ҷомам ҳанӯз.

Чашми ӯ дар хоби ноз афганда худро, Сайидо,
Гӯши ӯ нашнидааст афсонаи омам ҳанӯз.

* * *

Баҳри қатли ман задӣ теғу фиғон дорам ҳанӯз,
Бар сари ман соате биншин, ки ҷон дорам ҳануз.

Аз парешонӣ чу сунбул мондаам сар дар канор,
Гаштаам мӯеву фикри он миён дорам ҳанӯз.

Чун камон, бо он ки аз ҷисмам нишоне мондааст,
Лаззати тираш ба мағзи устухон дорам ҳанӯз.

Дар гулистоне, ки мурғон кӯси реҳлат мезананд,
Содалавҳӣ бин, ки фикри ошён дорам ҳанӯз.

Суҳбати гарми маро бо он, ки даврон сард кард,
Оташе чун шамъ дар рагҳои ҷон дорам ҳанӯз.

Мекашам ҳар шаб ғамашро танг чун гул дар бағал,
Меҳрбониҳо ба он номеҳрбон дорам ҳанӯз.

Қоматам бо он ки шуд чун ҳалқаи дар интизор,
Чашм ҳамчун нақши по бар остон дорам ҳанӯз.

Гарчи умрам дар баёни қиссаи ҳиҷрон гузашт,
Дар дили худ, ҳамчу гул, сад достон дорам ҳанӯз.

Булбулам, чандин хазони ғунчаву ғул дидаам,
Гӯшаи чашме зи лутфи боғбон дорам ҳанӯз.

Бо вуҷуди он ки аз гул доғҳо бошад маро,
Хор-хоре дар ҷигар аз гулситон дорам ҳанӯз.

Сокинони бӯстон рафтанд чун гул хонахез,
Чашми худ пӯшида, фикри ошён дорам ҳанӯз.

Оҳро таъсир бисёр аст аз пушти дуто,
Пирам, аммо қуввати тиру камон дорам ҳанӯз.

Хона холӣ гашт, аз болонишинон кас намонд,
Ҳамчу нақши пой ҷо бар остон дорам ҳанӯз.

Умрҳо шуд, соя афканда-ст бар фарқам ҳумой,
Рӯзии худро зи мушти устухон дорам ҳанӯз.

Мардуми Канъон шуданд аз Юсуфи худ комёб,
Чашм дар роҳи ғубори корвон дорам ҳанӯз.

Дар даҳонам аз ғами рӯзӣ ба ҷо дандон намонд,
Иштиҳо ғардид пиру фикри нон дорам ҳанӯз.

Хомаамро такяғоҳе дар ҷаҳон пайдо нашуд,
Муттакои хеш аз теғи забон дорам ҳанӯз.

Сайидо, муҳтоҷи арбоби кароmat нестам,
Аз қаноат ҷӯ пур аз оби равон дорам ҳанӯз.

* * *

Сад биёбон тай шуду аз корвон дурам ҳанӯз,
Киштии тӯфонии дарёи пуршӯрам ҳанӯз.

Давр охир гашту даврон бода чандоне надод,
Шуд тиҳӣ майхонаи афлоку махмурам ҳанӯз.

Партави хуршедаму дорам ҳавои кӯйи дӯст,
Олам аз ман равшан асту толиби нурам ҳанӯз.

Аз таваккул рӯзиям ҳар рӯз мегардад зиёд,
Хӯшачини хирмани айём чун мӯрам ҳанӯз.

Ганҷ дар вайрона бонги хайра мақдам мезанад,
Манзили ман хонаи ҷуғз асту маъмурам ҳанӯз.

Омадию хун арақ кардам, зи болинам марав,
Бар сари ман соате биншин, ки ранҷурам ҳанӯз.

Новакатро мекашам хоҳӣ нахоҳӣ дар канор,
Чун камон дар хонаи бозу бувад зӯрам ҳанӯз.

Муддате шуд соғарамро карда даврон сарнагун,
Дар шикасти косаи чинии фағфурам ҳанӯз.

Сайидо, бо он ки даврон талхкомам кардааст,
Мехалад чун неш бар тан нӯши занбӯрам ҳанӯз.

* * *

Ҳамраҳон рафтанду ман по дар ватан дорам ҳанӯз,
Такя чун сурат ба девори бадан дорам ҳанӯз.

Ғунчаи гулро насими субҳ урён карду рафт,
Содалавҳӣ бин, ки фикри пераҳан дорам ҳанӯз.

Шамъҳо рафтанд, аз парвона осоре намонд,
Базм барҳам хӯрду фикри анҷуман дорам ҳанӯз.

Ғунчаи афсурдаам, аз ман шукуфтан рафтааст,
Гул хазон гардиду сар дар пераҳан дорам ҳанӯз.

Мотами Фарҳод Ширинро ба олам кор кард,
Шикваҳо чун Бесутун аз Кӯҳкан дорам ҳанӯз.

Субҳ наздик омаду парвонаҳоро хоб бурд,
Хешро чун шамъ саргарми сухан дорам ҳанӯз.

Вақфи дандони надомат шуд лаби ман ғунчавор,
Орзуи бӯса з-он кунҷи даҳан дорам ҳанӯз.

Сайидо, дил кандан аз дунё ба пирӣ мушкил аст,
Фикри гардидан ба атрофи чаман дорам ҳанӯз.

* * *

Фарҳод нола мекунад аз тешаам ҳанӯз,
Ояд садо зи турбати ҳампешаам ҳанӯз.

Паймонаҳо ба муҳтасибон ошно шуданд,
Пинҳон даруни санг бувад шишаам ҳанӯз.

Гулҳо хазон шуданду чаман монд аз нишот,
Нашкуфтааст ғунчаи андешаам ҳанӯз.

Лабташнагон зи сояи ман баҳра мебаранд,
Обе нахӯрдааст раги решаам ҳанӯз.

Соғар ба кӯйи бодафурӯшон набурдаам,
Берун нарафтааст май аз шишаам ҳанӯз.

Ай барқ, по манеҳ ба найистони хонаам,
Осудагӣ надидаам аз пешаам ҳанӯз.

Аз хоки Кӯҳкан шабу рӯз ояд ин садо:
– Дар орзуи оби дами тешаам ҳанӯз.

Монанди ғунча сар ба гиребон кашидаам,
Гулчин расиду рафт, дар андешаам ҳанӯз.

Умрест, Сайидо, зи май инкор кардаам,
Соқӣ диҳад қасам ба сари шишаам ҳанӯз.

* * *

Ай, ки хун кардӣ дили моро, зи чашми мо мапурс,
Мешавӣ саргашта, аз гирдоби ин дарё мапурс.

Бо тунукзарфон ҳадиси бодаи гулун магӯй,
Пеши хум зону зану кайфият аз мино мапурс.

Хору гулро нест дар бозори оташ эътибор,
Имтиёзи ҳаҷру васл аз ошиқи шайдо мапурс.

Нест Маҷнунро ба асбоби ҷаҳон дилбастагӣ,
Хона барпо сохтан аз сели бепарво мапурс.

Аз ғубори кӯйи ӯ бар дидаи зоҳид магӯй,
Эътибори тӯтиё аз чашми нобино мапурс.

Аз дили саргаштаам кам ҷӯ нишон, ай гирдбод,
Бӯйи хун меояд аз домони ин саҳро, мапурс.

Сайидо, ин он ғазал бошад, ки Соиб гуфтааст:
– «Мекунӣ қоим қиёматро, аз он боло мапурс»!

* * *

Пир гаштем зи ғам, ёри ҷавон моро бас,
Дидани тир дар оғӯши камон моро бас.

Қурси хуршед ба исонафасон арзонӣ,
Зери гардун чу маҳи нав лаби нон моро бас.

Кори мо нест дар ин боғ чу гул хандидан,
Он ки чун ғунча карам кард даҳон, моро бас,

Суҳбати хум ба сурохию қадаҳ бод азиз,
Дидани рӯйи бузургони ҷаҳон моро бас.

Қамару тоҷ бувад ротибаи мавҷи ҳубоб,
Кулаҳе бар сару мӯйе ба миён моро бас.

Чаман аз сардии дай хонаи ғоратзада шуд,
Гул ағар нест, тамошои хазон моро бас.

Он ки чун тир зи дилҳо гузарад мижгонаш,
Хешро гар диҳад аз дур нишон, моро бас.

Аз Худо ҷуз сухани нарм надорем талаб,
Шамъсон шуълаи оташ ба забон моро бас.

Мо чӣ бошем, ки раҳ дар ҳарами дил ёбем?
Гар бувад ҷо ба сафи бехабарон моро бас.

Сайидо, аз сафари умр касе огаҳ нест,
Ба шитоб омадани оби равон моро бас.

* * *

Мабош, ай маҳи ман, пайрави дили ҳама кас,
Чу офтоб, марав сӯйи манзили ҳама кас.

Ба ғунча рози дили хеш зинҳор магӯй,
Гумон макун чу дили мову худ дили ҳама кас.

Ба суҳбати ҳама кас рафтан аз ту лоиқ нест,
Машав чу ойина дигар муқобили ҳама кас.

Нигоҳи халқ ба зангори кулфат андуда-ст,
Машав чу ойина дигар муқобили ҳама кас.

Ба абруят гираҳ аз кори Сайидо бикушо,
Ки ҳаст дар кафи ту ҳалли мушкили ҳама кас.

* * *

Сарбаландони ҷаҳонро номи эҳсон асту бас,
Сарвро дар бӯстон қадди намоён асту бас.

Хонаи ин қавмро чун масҷиди одина дон,
Зинати қолину шаъни пеши айвон асту бас.

Гар равӣ дар хонаи эшон, пушаймон мехурӣ,
Хӯрданӣ дар хонаи эшон пушаймон асту бас.

Пора месозанд ҷайбат, чун тамаъ созӣ либос,
Ҳосили пӯшиданӣ чоки гиребон асту бас.

Маҷлиси олии эшонро тамошо карданист,
Косаи обеву гоҳе парчаи нон асту бас.

Нест фарқе дар миёни мурдагони ин гурӯҳ,
Имтиёзе гар бувад ин қавмро, ҷон асту бас.

Мехуранд обеву мекованд дандон, гӯиё
Хӯрдани эшон ҳамеша оби дандон асту бас.

Сайидо, дар хонаи аҳли карам аз обу ҷуд,
Гар бувад гуфтушуниде, манъи дарбон асту бас.

* * *

Мекунам чун шамъ баҳри сӯхтан имдоди хеш,
Чанд созам такя бар девори бебунёди хеш?

Нолаи ман хандаи кабк аст дар кӯҳсорҳо,
Медиҳам минбаъд санги сурма бар фарёди хеш.

Панҷа ҳар шаб мезанам бар рӯйи тифли орзу,
Мекунам равшан чароғи силии устоди хеш.

Бесутунро сурати Ширин зи ҷо бардошта,
Санг бар сар мезанад бар мотами Фарҳоди хеш.

Ҳосили саргаштагон ҷуз дасти бар ҳам суда нест,
Осиё дар бори кулфат бошад аз эҷоди хеш.

Мурғи беболам, зи ман иқболи озодӣ хатост,
Кардаам байъат ба дому донаи сайёди хеш.

Тирабахтӣ дар бағал дорад дили софи маро.
Дар намад печидаам ойинаи фӯлоди хеш.

Сайидо, аз ҳастии худ он қадар рам кардаам,
Сар ба саҳро мезанам рӯзе, ки созам ёди хеш.

* * *

Бо кӣ равшан созам аҳволи дили афгори хеш?
То ба кай чун шамъ сӯзам бар сари бемори хеш?

Баҳри осойиш гар аз ғамхона сар берун кунам,
Мениҳам чун соя паҳлу бар таҳи девори хеш.

Юсуфи ман аз харидорон касодӣ мекашад,
Бар дукон оташ занам аз сардии бозори хеш.

Бар сари ман осиё гардад, таҳаммул мекунам,
Чун намебинам касеро зери гардун ёри хеш.

Бар бадан аз нолаи ҷонкоҳ дорам рахнаҳо,
Бастаам чун най камар, умрест, бар озори хеш.

Аз баланду пасти олам ғашт сӯҳон комёб,
Хасм меболад ба худ аз вазъи ноҳамвори хеш.

Сайидо, бошад кудурат рӯзии соҳибҳунар,
Шохи гул аз пой натвонад кашидан хори хеш.

* * *

З-ин гулистон сарвқаддеро накардам роми хеш,
Ҳамчу қумрӣ дар гулӯ печидам охир доми хеш.

Шамъаму як пераҳан маҳтоб фонуси ман аст,
Мекунам равшан зи рӯйи хона пушти боми хеш.

Рӯзгоре шуд, ки даврон карда саргардон маро,
Бар камар печидаам чун гирдбод ороми хеш.

Мекунам ҳар шаб димоғи хушки худ аз гиря чарб,
Мекашам аз дидаи худ равғани бодоми хеш.

Аз ҷавоби талх гардад ҳирси соил бештар,
Додани дашномро донад гадо инъоми хеш.

Ҳалқаи беруни дар гардида гӯши богбон,
Баъд аз ин чун ғунча мепечам забон дар коми хеш.

Мехурам чун шамъ аз паҳлуи худ, то зиндаам,
Медиҳам худро тасаллӣ бар кабоби хоми хеш.

Модари даврон ба ҷойи шир хунам доду рафт,
Метавон донист аз оғози кор анҷоми хеш.

Маҷлисороён ба қайди ҳастии худ нестанд,
Сарв озод аст аз раъноии андоми хеш.

Обрӯйи согари худ то ба кай резам ба хок?
Бурдаам лабхушк аз дарё мукаррар ҷоми хеш.

Субҳи умрам ҳамчу шабнам дар тараддуд бигзарад,
Созам аз дуди чароғи кушта фикри шоми хеш.

Поси оби рӯ чу шабнам ғунчахуспам кардааст,
Мехурад хуни ҷигар аз ҳифзи нангу номи хеш.

Донаи сабзам ба кунҷи осиё, ай Сайидо,
Дар канор афтодаам аз гардиши айёми хеш.

* * *

Фиганда бар дилам, умрест, меҳри он ҷабин оташ,
Маро чун ранги гул з-он рӯй бошад дилнишин оташ.

Агар чун лола аз доғи дили худ парда баргирам,
Ба таҳсин шуъла бархезад, бигӯяд офарин оташ.

Чу номаш бар забон бурдам,зи чашмам хун ба ҷӯш омад,
Зи дасти ӯ ба ҷойи лаъл дорам дар нигин оташ.

Хати мушкини ӯ дуд аз димоғи нофа берун кард,
Рухаш аз ҳалқаҳои зулф зад дар мулки Чин оташ.

Ниҳон то кард хат аз чашми мардум холи рӯяшро
Шуда ҳамчун сипанд имрӯз хокистарнишини оташ.

Зи дарди доги дасти хеш имшаб хун арақ кардам,
Бувад дар доманам барги гулу дар остин оташ.

Маро саргашта дорад дар ҷаҳон савдои доғи ӯ,
Чу хуршеди ҷаҳон, гарм аст бозорам аз ин оташ.

Зи дасти нафс аз васвоси шайтон нестам эмин,
Ба гирди хирманам барқ аст деҳқон, хӯшачин оташ.

Ба қасди куштанам то теги хунафшон алам кардӣ,
Ба чашмам менамояд осмон обу замин оташ.

Ба ҷойи панҷа дар каф, Сайидо, мушти хасе дорам,
Чаро чун ғунчаи гул мезанад чин бар ҷабин оташ?

* * *

То чу парвона кашам шамъи туро дар бари хеш,
Баҳри тасхири ҳаданги ту бисӯзам пари хеш.

Ҳама шаб доғи туро тоза кунам дар бари хеш,
Чамани лола тамошо кунам аз бистари хеш.

Қуввати бол маро дод раҳоӣ аз дом,
Монд Анқо сари таслим ба зери пари хеш.

Дидаам оқибати ҳастии худро, чу сипанд
Меравам нолакунон бар сари хокистари хеш.

То ҳавосам нашавад сарф ба ин бехирадон,
Мебурам орзуи панҷаи ғоратгари хеш.

Ман ҳамон рӯз, ки берун шудам аз мулки адам,
Рехтам ашк ба ҳоли падару модари хеш.

Мебарад даст ба даст ин фалаки шуъбадабоз
Ҳар кӣ, чун гӯй надониста зи по то сари хеш.

Сари худ тукмаи пероҳани худ сохтаам,
Пой берун нагузорам зи таҳи чодари хеш.

Сайидо, баҳр ба ғирдоб намепардозад,
Пеши арбоби карам чанд барам согари хеш?

* * *

Беди маҷнунам, сари худ дидаам дар пои хеш,
Гар зананд оташ, намеҷунбам чу шамъ аз ҷои хеш.

Косаи гирдобаму абри тамаъҷӯ нестам,
Медиҳад чашмам ба мардум об аз дарёи хеш.

Мезанам бар остони аҳли давлат пушти по,
То ба даст овардаам домони истиғнои хеш.

Гӯшаи вайрона шаҳристон намояд ҷуғзро,
Гирдбодам, меравам дар домани саҳрои хеш.

Дар дукон дорам матои касмаёбу касмахар,
Рӯзгоре шуд, хиҷолат дорам аз колои хеш.

Даст кӯтаҳ кардаам аз базми аҳли рӯзгор,
Мебарам холӣ аз ин майхонаҳо минои хеш.

Дар қафас афтодаму сайёди ман огаҳ нашуд,
Доғам аз дасти ба дом афтодани бечои хеш.

Рӯзии ман мерасонад, Сайидо, рӯзирасон,
Мондаам имрӯз бар фардо ғами фардои хеш.

* * *

Тую бадмастию ошиққушию ханҷари хеш,
Ману бечорагию аҷзу ниёзу сари хеш.

Баҳри таклифи ту, ай хонабарандоз, чу шамъ
Борҳо рехтаам ранг зи хокистари хеш.

Ғунчаи суратам, авроқи ҳавосам ҷамъ аст,
Рӯзғорест, ки осудаам аз дафтари хеш.

Аз рухаш бӯса талаб мекунаму мегӯяд:
Кай диҳад ойинаам музд ба равшангари хеш?

Дасти рад бар суханам хасм гузорад, чӣ аҷаб?
Нест иқрор Абӯҷаҳл ба пайғамбари хеш.

То зи инъоми мукаррар нашавам хомтамаъ,
Мениҳад ҳалқасифат пунба ба гӯш кари хеш.

Ҳар киро ганҷ диҳад рӯй, гулӯ танг шавад,
Мекашад ташналабиҳо садаф аз гавҳари хеш.

Сайидо, хомаи ман ғунчасифат хомӯш аст,
То ҷудо гаштаам аз мири суханпарвари хеш.

* * *

То ту олуда ба хун сохтай ханҷари хеш,
Ман баровардаам аз чоки гиребон сари хеш.

То ту, ай шуълаи ҷаввола, намудор шудӣ,
Шамъу парвона нишастанд ба хокистари хеш.

Яди байзо шаваду бӯса занад пойи туро,
Баҳри таслими ту дасте, ки ниҳам бар сари хеш.

Сунбули зулфи ту бозуи маро хоҳад тофт,
Мор бисёр гарав бурда зи афсунгари хеш.

Бе рухат сӯхтаму нест қарорам, чу сипанд
Мекунам бозии тифлона ба хокистари хеш.

Бар лаби оби равон сарв барӯманд шавад,
Медиҳам қадди туро ҷой ба чашми тари хеш.

Ба куҷо шиква кунам аз ситами кокули ту?
Ман худ андохтаам рӯзи сияҳ бар сари хеш!

Тоқи абрӯи туро madди назар сохтаам,
Медиҳам теғи туро об зи чашми тари хеш.

Сайидо, ҳаст димоғам ҳама шабҳо равшан,
Кардаам равғани ин шамъ зи мағзи сари хеш.

* * *

Рӯзи маҳшар набарам даст суйи афсари хеш,
Беди маҷнунаму худ соя кунам бар сари хеш.

Садафи ман накушода-ст даҳон пеши саҳоб,
Хок молида ҳубобам ба лаби соғари хеш.

Нола дур аст зи занҷири дари гӯшанишин,
Нестам мунфаил аз ҳалқаи гӯши кари хеш.

Ғунчахуспист маро кор чу мурғони қафас,
Хоби осойиши ман ҳаст ба зери пари хеш.

Зоди роҳи сафари мулки адам исор аст,
Дар чаман дӯхта гул чашм ба мушти зари хеш.

Сари худ дар қадами душмани худ бигзорам,
Мезанам бӯса кафи пойи маломатгари хеш.

Ғунчаам, хотирам аз гуфтушунидан ҷамъ аст,
Рӯзгорест, ки осудаам аз дафтари хеш.

Сайидо, лаъл зи кон омаду шуд соҳиби ном,
Беҳтар он аст ҳунарвар равад аз кишвари хеш.

* * *

То намудӣ дар гулистон зулфи анбарбӯйи хеш,
Накҳати сунбул ниҳода бар замин паҳлӯйи хеш.

Моҳи нав дар осмон бисёр меболад ба худ,
Парда аз рух гиру бинмо бо ҳилол абрӯйи хеш.

Кардаам ойинаро, умрест, пинҳон дар бағал,
Баски чун барги хазон шармандаам аз рӯйи хеш.

Умр дар банди қабо во кардану бастан гузашт,
Мондаам, умрест, дар ишканҷа аз бадхӯйи хеш.

Ҷониби ҳангома, ай парвона, таклифам макун,
Мехурам, то зиндаам, чун шамъ аз паҳлӯйи хеш.

Рӯзгоре шуд найи килкам надида рӯйи об,
Аз тиҳидастӣ намебинам наме дар ҷӯйи хеш.

Мондаам аз бекасӣ, умрест, дар зери ғубор,
Меравам чун гирдбод аз баҳри ҷустуҷӯйи хеш.

Сайидо, аз хона натвонам қадам берун ниҳод,
Бандҳо дорам ба по аз кундаи зонуйи хеш.

* * *

Ай дил, мутеи он бути мижгонфаранг бош,
Бо сокинони Каъба муҳайёи ҷанг бош!

Бар рӯйи мунъимон ғазаболуда кун нигоҳ,
Бо ин гурӯҳ нохуни шеру паланг бош!

Доме, ки дар муҳити ҳаводис фигандаӣ,
Дар ҷустуҷӯйи арраи пушти наҳанг бош!

Хоҳӣ, ки по ба кӯчаи осудагӣ ниҳӣ,
Якчанд рӯз дар гарави кафши танг бош!

Саҳрову шаҳр баски зи девона пур шуда-ст,
Ҳар ҷо, ки по ниҳӣ, бағали пур зи санг бош!

Таклиф агар кунанд ба гулзор, по манеҳ,
Аз гул асо диҳанд ба дасти ту, ланг бош!

Чун қаҳрабо, макун ба тамаъ рӯйи хеш зард,
Дар базми майкашон чу равӣ, бо даранг бош!

Ҳамчун камон зи фоқа сари худ масоз хам,
Берун агар зи хона барой, ҳаданг бош!

Хоҳӣ, ки ҷо диҳанд туро неку бад ба сар,
Дар боғи даҳр чун гули раъно дуранг бош!

Ай Сайидо, зи сурати девор кам най,
Як ҷо нишину соҳиби номусу нанг бош!

* * *

Агар бардорад аз рух парда хуршеди ҷаҳонтобаш,
Шавад санги фалохун Каҳкашонро чархи маҳтобаш.

Зи феъли хеш золим вақти беморӣ кунад тавба,
Ба ҳуш ояд, агар девонаро афсун кунад хобаш.

Садафро беҳ, ки бикшояд дукон дар олами дигар,
Дар ин бозор арзон аст гавҳарҳои ноёбаш.

Зи даврони замину қиссаи Қорун чӣ мепурсӣ?
Муҳит аст ину афтода-ст киштиҳо ба гирдобаш.

Нашуд аз нохудо бар соғарам кайфияте ҳосил,
Ҳубобам, кардаам бисёр сайри олами обаш.

Зи беромии хуршед гардун шикваҳо дорад,
Дили ин шишаро дар изтироб афганда симобаш.

Кафи дасти каримон баҳри гавҳар гуфтаанд, аммо
Намегардад гулӯи ташнае сероб аз обаш.

Насиҳат коргар ҳаргиз наёяд нафси ғофилро,
Насозад ҳеч кас бадмастро бедор аз хобаш.

Наёсояд бари осойиши фарзанди худ модар,
Шубон мепарварад ин барраро аз баҳри қассобаш.

Ба базми аҳли ваҳдат раҳ набошад худпарастонро,
Бирав, ай зоҳидо, аз хилватам, кач нест меҳробаш.

Зи дасти нафси гарданкаш дилам шуд моили шахсе,
Набояд буд дар шаҳре, ки золим бошад арбобаш.

Маҷӯ, ай Сайидо, осудагӣ аз гулшани олам,
Ки дойим бӯйи хун меояд аз дунёву асбобаш.

* * *

Бо аҳли чоҳ нохуни зоғу паланг бош,
Дар коми шер арраи пушти наҳанг бош!

Дар маҷлисе, ки нест мурувват, дар ӯ марав,
Дар шишае, ки нест дар ӯ бода, санг бош!

Ҳамхонагӣ ба сурати девор пеша кун,
Як ҷо нишин, мусоҳиби номусу нанг бош!

Хоҳӣ, ки по ниҳӣ ба сари аҳли рӯзгор,
Дар боғи даҳр чун гули раъно дуранг бош!

Муҳтоҷи дастгирии кас чун камон машав,
Берун агар зи хона барой, ханданг бош!

Аз суҳбати гирифтаҷабинон ҳазар намой,
Он ҷо, ки нест вусъати машраб, ба танг бош!

Бар пушту рӯйи ойина, ай Сайидо, бибин,
Гоҳе ба хеш сулҳ куну гаҳ ба ҷанг бош!

* * *

Гар кашам аз синаи худ оҳи гардунсойи хеш,
Бесутунро барканам чун гирдбод аз ҷойи хеш.

Синаро аз доғҳои дил чароғон кардаам,
Дастаи гул бастаам аз лолаи саҳройи хеш.

Изтиробам дар биёбонҳо бувад мавҷи сароб,
Меравам баҳри тамошо бар лаби дарёйи хеш.

То насозад орзу таклиф бар ҳар дар маро,
Бандҳо аз кундаи зону ниҳам бар пойи хеш,

Шамъу базмороиву парвонаву ҷон бохтан,
Мурдам аз андешаи маъшуқи бепарвойи хеш.

Дар қабои куҳна ҳамчун сарв умри ман гузашт,
Рӯзгоре шуд, хиҷолат дорам аз аъзойи хеш.

Теша бар каф, Сайидо, гар рӯ ниҳам дар Бесутун,
Баҳри истиқбол хезад Кӯҳкан аз ҷойи хеш.

* * *

Дилбари ман мекунад бар чархи минофом рақс,
Дар шаби маҳтоб хуш бошад ба пушти бом рақс.

Фитнаву ошӯб мегарданд гирди чашми ӯ,
Майкашон созанд аз шодӣ ба ғирди ҷом рақс.

Бар дарахти орзу аҳли ҷаҳон дил бастаанд,
Мекунанд атфол зери меваҳои хом рақс.

Медарояд дил ба ҷастухез аз пайғоми васл,
Посбонон мекунанд аз муждаи инъом рақс.

Нест ҳарфи талхро савдогаре, ғайр аз гадо,
Мекунанд аҳли тамаъ аз додани дашном рақс.

Сайидо, дорад дил аз завқи ғирифторӣ хабар,
Булбули мо мекунад дар ҷустуҷӯйи дом рақс.

* * *

Бо парешонрӯзгорон ёр дорад ихтилот,
Меҳр натвонад кашидан дар каманди эҳтиёт.

Соликонро зери гардун нест ҷое хоби амн,
Хуни чандин корвонӣ хурда хоки ин работ.

Ошиқони муфлиси худро ба санғи кам мазан,
Ҷугзи ин вайронаро холӣ намебошад бисот.

Бар сари теғаш ҳуҷуми бегуноҳонро бибин,
Гар надидӣ ташнагонро бар лаби оби Фурот.

Ҳар кӣ ин ҷо бигзарад аз орзуҳо, Сайидо,
Метавонад ҳамчу барқ осон гузаштан аз Сирот.

* * *

Тафсир созад ҳуснро рӯе, ки дорад ҳолу хат,
Таъкиди маънӣ мекунад бар мусҳаф аъроби нуқат.

Дасти шиновар кай кунад аз шӯриши дарё ҳазар?
Дорад хатарҳо дар камин занҷири мавҷ аз пойи бат.

Гар рӯ ба саҳро оварам, аз лолазор оташ дамад,
Киштӣ чу дар об афганам, хезад ғубор аз рӯйи шат.

Торикии шаб дуздро маҳтоб бошад дар назар,
Гардад чароғи зери по бо роҳзан роҳи ғалат.

Айшу ғами мо, Сайидо, ҳаргиз нағардад бешу кам,
Морост шукр аз ҳад фузун, дорем чун ҳоли васат.

* * *

Мезанад ишқи ту ҳар шаб шуъла дар ҷонам, чу шамъ,
Рӯзгоре шуд ба кори хеш ҳайронам, чу шамъ.

Гуфта будӣ: – Хонаатро мекунам равшан шабе,
Шуд сафед аз интизорат чашми ғирёнам, чу шамъ.

Шуълаи дарди ту ҳар шаб бар сарам зӯр оварад,
Нест ғайр аз сӯхтан то субҳ дармонам, чу шамъ.

Доғи савдои ту хоҳад сӯхт бунёди маро,
Гирад ин оташ дар охир аз ғиребонам, чу шамъ.

Бар мазори Хизр ҳар шаб мекунам равшан чароғ,
То шавад он дилбари раъно ба фармонам, чу шамъ.

Шуълаи оташ наям аз пушти хат рӯзӣ кунам,
Дойим аз паҳлу бувад ризқи фаровонам, чу шамъ.

Дар бисоти Сайидо ҷуз мушти хокистар намонд,
Шуълаи савдояш охир сӯхт сомонам, чу шамъ.

* * *

Маҳ бувад дар кулбаам чун дар таҳи доман чароғ,
Хонаи ман з-оташи дил мекунад равшан чароғ.

Ҷавҳари шамшери ӯро кард хуни ман алам,
Мерасонад теғ бар хуршед аз равған чароғ.

Пушти боми хонааш силӣ занад маҳтобро,
Ҳар кӣ чун фонус дорад зери пероҳан чароғ.

Тирарӯзон мекунанд аз оҳ равшан хонаро,
Дар бағал дорад бунафша аз гули савсан чароғ.

Ҳар кӣ дорад бар ҷигар чун лола доғи оташин,
Метавонад кард равшан бо лаби доман чароғ.

Ошнои рост гирад даст дар афтодагӣ,
Риштае набвад ба ғайр аз дидаи сӯзон чароғ.

Лола равшан мекунад хоки шаҳидони туро,
Бар мазори куштагон бошад сари бетан чароғ.

Кай тавон дар парда пинҳон кард ҳусни шӯхро?
Дар ағар банданд, берун гардад аз равзан чароғ.

Сайидо, азбаски бо парвона дорам улфате,
Дарнамегирад ба ҳар ғамхонае бе ман чароғ.

* * *

Сарф шуд умри ман, ай ёр, ғалат кардам, ҳайф!
Дар пайи чун ту ситамгор галат кардам, ҳайф!

Муддате буд дар ин шаҳр гумон мекардам
Ман туро ёри вафодор, ғалат кардам, ҳайф!

Будаӣ бо мани савдозада чун меҳри фалак
Ошнои сари бозор, ғалат кардам, ҳайф!

Бар сари кӯйи ту ҳар хори ғаме медидам,
Мезадам бар сари дастор, ғалат кардам, ҳайф!

Сайидо, аз ғами ӯ шаб ҳама шаб ҳамчун шамъ
Доштам дидаи бедор, ғалат кардам, ҳайф!

* * *

Ҳуснаш охир аз ҳуҷуми хат талаф шуд, ҳайф-ҳайф!
Сунбулаш помоли даврон чун алаф шуд, ҳайф-ҳайф.

Он ки зулфаш бозуи озодагон дар тоб дошт,
Зери дасти панҷаи ҳар нохалаф шуд, ҳайф-ҳайф!

Гулшанаш аз горати боди хазон тороҷ ёфт,
Домани покаш чу барги гул зи каф шуд, ҳайф-ҳайф!

Қомати сарву хати сабзаш зи оҳи бекасон,
Тахтаи машқи навои чангу даф шуд, ҳайф-ҳайф!

Он ки рӯйи тарф мегардид бо хуршеду моҳ,
Аз нигоҳи хирачашмон бартараф шуд, ҳайф-ҳайф!

Гавҳари мақсуд бошад об дар коми наҳанг,
Ранҷҳои боабас ҳамчун садаф шуд, ҳайф-ҳайф!

Дар Бухоро буд умре Сайидо побасти ӯ,
Ришта бар по дар раҳи мулки Насаф шуд, ҳайф-ҳайф!

* * *

Рӯзе, ки субҳи ҳашр кунад рӯ ба як тараф,
Гардад биҳишт як тараф, он кӯ ба як тараф.

Санҷанд агар ба рӯзи қиёмат гуноҳи ман,
Афтад зи бори ҷурм тарозу ба як тараф.

Шавқи ту маст карда чунон аҳли богро,
Афтода гул ба як тарафу бӯ ба як тараф.

Чун шона, пора-пора дилам гар шавад, равост,
Хат як тараф кашидаву гесӯ ба як тараф.

Чашме, ки чун нигоҳ ба ҳар сӯй медавид,
Имрӯз карда гӯшаи абрӯ ба як тараф.

Чун Сайидо, агарчи ба ҳар сӯй метапам,
Охир ниҳам зи дарди ту паҳлӯ ба як тараф.

* * *

Дорам зи дасти доғи дил сомоҳи найсон дар бағал,
Дарёи хун дар остин, гирдоби Уммон дар бағал.

Умрест, тирашро ба дил аз ғайр пинҳон кардаам,
Тарсам, ки охир гул кунад чун ғунча пайкон дар бағал.

Аз фикри зулфу рӯйи ӯ дорад дили ман рӯзу шаб
Шамъи шабистон дар назар, ҷузви гулистон дар бағал.

Ӯ ҳамчу гул дорад назар бар кисаи пурсиму зар,
Истода ман дар хизматаш чун ғунча сомон дар бағал.

Дар ҷустуҷӯяш кардаам омода асбоби сафар,
Аз ашк обам дар гулӯ в-аз доғи дил нон дар бағал.

Ай аз ҷамолат зулфро чун мор ҳар сӯ ганҷҳо
В-ай аз хатат ҳар ҳурро мулки Сулаймон дар бағал.

Бурданд аз фикри лабат сар дар гиребон ғунчаҳо,
Доранд гулҳо аз гамат захми намоён дар бағал.

Дил пора-пора меравам то дарсгоҳаш, Сайидо,
Дорам ба ёди зулфи ӯ ҷузви парешон дар бағал.

* * *

Шаҳру саҳро даргирифт аз оташи рухсори гул,
Андалебон сӯхтанд аз гармии бозори гул.

Баъд аз ин гулҳои бехор аз чаман хоҳад шукуфт,
Баски шуд помол аз ҷӯши тамошо хори гул.

Ғунча ҳамчун соқиён минои пурмай дар бағал,
Медиҳад ёд аз сурохӣ хандаи саршори гул.

Мекунад пардозгар ойинаҳоро рӯшинос,
Дар ҳақиқат гулфурӯшонанд хизматгори гул.

Сайидо, дар суҳбати мунъим набошад баҳрае,
Боғбонро нест суде аз зари бисёри гул.

* * *

Афлокро гудохт дили сабрпешаам,
Мегирад интиқоми худ аз санг шишаам.

Аз марги ҳамдамон дили санг об мешавад,
Хун мехӯрад ба мотами Фарҳод тешаам.

Бар хоксор меҳнати дунё чӣ мекунад?
Эмин бувад зи офати айём решаам.

Умрест, Сайидо, зи ҳунар даст шустаам,
Шуд муддате, ки гӯшанишинист пешаам.

* * *

Подшоҳо, бо ту ҳоли дардманд овардаам,
Гӯшаи чашме, ки сайди мустаманд овардаам.

Аз шакарзори ҳаловат коми ман ширин бикун,
Тӯтии уммеди худро баҳри қанд овардаам.

Хуни дил мерезаму аз нола лабрезам, чу най,
Ашк доман-доман, афғон банд-банд овардаам.

Оташи бетобиямро аз карам обе бизан,
Ҳолати бетоқатӣ ҳамчун сипанд овардаам.

Оҳуи суҳбат зи банди дасту поям ҷастааст,
Пайкари пурпечутобе чун каманд овардаам,

То шавад аз доманам кӯтоҳ дасти муддаӣ,
Хешро имрӯз бар ҷойи баланд овардаам.

Килки ман бар саҳфа бандад нақшҳои дилпазир,
Сайидо, то раҳ ба шоҳи Нақшбанд овардаам.

* * *

Бар хок рехт ҷоми шаробе, ки доштам,
Парвоз кард мурғи кабобе, ки доштам.

Шӯхе наёфтам, ки кунам сарф умри хеш,
Дар шиша бӯ гирифт гулобе, ки доштам.

Шустам зи ёри маҳваши худ дасти орзу,
Андохтам дар об китобе, ки доштам.

Ашкам чу санғ дар гулӯи дида шуд гираҳ,
Аз ҷӯш монда чашмаи обе, ки доштам.

Чун набзи мустақим, зи парвоз мондаам,
Гардид муътадил табу тобе, ки доштам.

Андохтам зи сина бурун доғи ишқро,
Кардам видоъ хонахаробе, ки доштам.

Ай Сайидо, фароғати хотир намуд рӯй,
Омад ба ҷойи болиши хобе, ки доштам.

* * *

Шаб чу ёди оравзи он шуълақомат мекунам,
Хонаро равшантар аз субҳи қиёмат мекунам.

Умри худро сарф месозам ба шодӣ, ҳамчу гул,
То маро дар шох барге ҳает, ишрат мекунам.

Ҳар сари хоре, ки аз пое ба мижгон мекашам,
Бар сари худ соябоне дар қиёмат мекунам.

Нестам гардун, ки гардам гирди қурси офтоб,
Чун маҳи нав бо лаби ноне қаноат мекунам.

Дар чунин вақте ки даврон кӯси реҳлат мезанад,
Содалавҳӣ бин, ки кори худ бафурсат мекунам.

Ҷойи гарми худ насозам сард ҳар дам чун сипанд,
Умрҳо месӯзаму чун шамъ тоқат мекунам.

Хонаи ойинаро аз акс пурзар кардаам,
Ҳар кӣ бо ман рӯй меорад, бадавлат мекунам.

Новакаш аз ҷон гузар карду нагардидам ҳалок,
З-ин алам, то зиндаам, худро маломат мекунам.

То сабақ аз ҳикматулъайни ду чашмаш хондаам,
Бар сари беморҳо норафта сиҳҳат мекунам.

Мезанам аз оҳи дил ҳар шаб ба гардун муштҳо,
Оташе дар ҷони чархи бемурувват мекунам.

То ба чашми аҳли зоҳир ҳамчу мижгон ҷо шавам,
Хешро чун килки мӯ дар банди сурат мекунам.

Меҳрбониҳо маро дар чашми ӯ душман намуд,
Булҳавас мегардаму тарки муҳаббат мекунам.

Аз пайи оҳунигоҳон медавидам пеш аз ин,
Ин замон эшон агар оянд, ваҳшат мекунам.

Шикваи ҳампешаи оҷиз надорад интиқом,
Душманам номард агар бошад, мурувват мекунам.

Устухонам шуд сафеду ашк мерезам ба хок,
Донаам чун орд шуд, фикри зироат мекунам.

Бозуи даврон маро гар баъд аз ин фурсат диҳад,
Менишинам гӯшаеву тарки еуҳбат мекунам.

Кишти ман имсол аз оби мурувват хушк монд,
Шиква аз белутфии арбоби қисмат мекунам.

Талх бошад бе лабаш бар ҳар чӣ бикшоям забон,
Рӯзадорам, орзу хурмои ҷаннат мекунам.

Ҳар куҷо он шамъи базморо нишинад, Сайидо,
Теғ агар ояд ба фарқам, истиқомат мекунам.

* * *

Рӯйи диле зи мардуми олам наёфтам,
З-ин дард доғ гаштаву марҳам наёфтам,

Гаштам тамоми рӯз заминро чу офтоб,
Ҷое нишон зи манзили Ҳотам наёфтам.

Рафтам ба аҳли ҷоҳ, ки ҷӯям ба худ либос,
Дар бар ба ғайри ҷомаи мотам наёфтам.

Биншастаанд аҳли карам оҳ бар ҷигар,
Дар чашми танги согарашон нам наёфтам.

Ҳамчун нафас ба синаи ҳар кас фурӯ шудам,
Дар ҳеч дил зи рӯзи ҷазо ғам наёфтам.

Азбаски бурдаанд зи гулҳо ҳиҷобро,
Шарму ҳаё ба дидаи шабнам наёфтам.

Рафтам ба тавфи Каъбаи мақсуд, Сайидо,
Ҷуз чашми хеш чашмаи Замзам наёфтам.

* * *

Мавҷи ҷавҳар шавам, аз теғи забонат гардам,
Чун хати пушти лаб, аз гирди даҳонат гардам.

Аз хиҷолат натавонам ба ту наздик шудан,
Чун тиҳидаст бар атрофи дуконат гардам?!

Гар нишинӣ, ба ҷабин пойи туро бӯса занам
В-ар хиромӣ, зи сари сарви равонат гардам.

Ба сари худ даҳани талхи маро ширин кун,
То ба кай аз сари ангуркашонат гардам?

Бар камар теғ пайи куштанам овехтаӣ,
По зи сар карда, зи шамшери миёнат ғардам.

Гӯшаи абруву мижгони туро банда шавам,
Ҷон сипар сохта, аз тиру камонат гардам.

Сайидоро ҷигари реш ба носур расонд,
Аз хами зулфи каҷи мушкфишонат гардам.

* * *

Қабои худ чу гул имрӯз пора-пора кунам,
Зи чоки сина хаёли туро назора кунам.

Хурӯши нолаи ман аз замин барад ором,
Шабе, ки орзуи хоби гоҳвора кунам.

Зи баски нест дар айём суҳбати гарме,
Равам чу оташу манзил ба санги хора кунам.

Табиб набзи диламро дар изтироб андохт,
Куҷо равам? Ба кӣ гӯям? Дигар чӣ чора кунам?

Шабе ба хоби ман он тундхӯ намеояд,
Дамид субҳ, чаро то кай истихора кунам?

Ба хона моҳи ман, ай Сайидо, намеояд,
Сафед агар ба раҳаш чашм чун ситора кунам.

* * *

Бе ту имшаб бӯйи хун меомад аз кошонаам,
Санг меборид аз девору дар бар хонаам.

Аз даруни шишаи май то саҳар мерафт хун,
Бе лабат мерехт заҳр аз ҷабҳаи паймонаам.

Дар чароғи хонаам мекард равған кори об,
Боди сар-сар буд ларзон аз пари парвонаам.

Оташе дар хирмани бунёди ман афтода буд,
Барқ ҳамчун хӯшачин мегашт гирди донаам.

Пайкарам чун мӯйи оташдида печутоб дошт,
Зулфи бетобӣ ҷудо мекард даст аз шонаам.

Шамъ аз бетоқатӣ меҷаст аз ҷо чун сипанд,
Об мегардид, мешуд кӯҳ агар ҳамхонаам.

Сайидо, аз хонаам то он парирӯ рафтааст,
Баъд аз ин дар кӯчаву бозорҳо девонаам.

* * *

Нафас, умрест, мепечад маро дар сина, метарсам,
Аҷаб море шуда пайдо дар ин ганҷина, метарсам.

Ба чашмам баски гардад шаклҳои мухталиф зоҳир,
Чу бинам акси худ дар хонаи ойина, метарсам.

Ба шаҳр аз шолпӯшон баски шуд пайдо хиёнатҳо,
Ба дӯши ҳар кӣ бинам хирқаи пашмина, метарсам.

Ба ҳаққи чашми махмури худ, ай соқӣ, шаробам деҳ,
Сияҳмасти туам, кай аз шаби одина метарсам?

* * *

Лаб кушоӣ ба такаллум, зи каломат гардам,
Муждаи васл расонӣ, зи паёмат гардам.

Ҷилваи қомати ту рӯҳи равон аст маро,
Хезу бихром, ки аз тарзи хиромат гардам.

Даҳан аз бурдани номи ту шуда кони шакар,
Ин чӣ номи шакарин аст, зи номат гардам!

Ба тагофул гаҳе аз пеши назар мегузарӣ,
Медиҳӣ гоҳ саломе, зи саломат гардам.

Чун маҳи чордаҳ аз ҳусни рухат пир шуда-ст,
Ба ту қурбон шавам, аз моҳи тамомат гардам.

Сайидо, аз алами ваъдаи ту гашт кабоб,
Сӯхтӣ ҷони ман, аз ваъдаи хомат гардам.



Бандаи марҳамати чашми сиёҳат гардам,
Аз сари чапғалатандози нигоҳат гардам.

Ҳоларо бинаму оғӯши ҳавас бикшоям,
Моҳро бинаму аз рӯйи чу моҳат гардам.

Хатти шабранги гули рӯйи туро банда шавам,
Аз сари сояи хуршедпаноҳат гардам.

Ай сияҳчашм, зи пеши назарам тунд марав,
Он қадар бош, ки қурбони нигоҳат гардам!

Нақши пойи ту ба ҳар кӯча маро пеш ояд,
Гирдбоде шаваму аз сари роҳат гардам.

Рӯзу шаб кор ба ёрони ту зорист маро,
Ба умеди ту зи дунболи сипоҳат гардам.

Сайидо сайри чаман мекунаду мегӯяд:
– Ғунчаи гул шавам, аз тарфи кулоҳат гардам!



Меравам ҳар сӯ, суроғи дил зи мардум мекунам,
Тифли шӯхе дорам, ӯро ҳар замон гум мекунам.

Хуни дил мерезаду мепурсад аҳволи ту чист,
Мезанад шамшеру мегӯяд тараҳҳум мекунам.

Соғари ишрат чу гул осон намеояд ба даст,
Умрҳо хун мехурам, то як табассум мекунам.

Аз сари ҷурми ман он бадхӯй по кӯтаҳ накард,
Умрҳо шуд, зери теғи ӯ тазаллум мекунам.

Моҳро рухсори ӯ хиргаҳнишини ҳола кард,
Офарин бар хирачашмиҳои анҷум мекунам.

Безабонӣ неъмате буда-ст, ман аз содагӣ
Шиква аз хомӯшии лабҳои гандум мекунам.

Ҳарфи барҷо гуфтан аз шамшербозӣ бартар аст,
Арра мегардад забонам, то такаллум мекунам.

Чун танӯр аз интизорӣ мешавад чашмам сиёҳ,
Суфраи худ то сафед аз нони гандум мекунам.

Меравам з-ин пас суйи майхона ҳамчун Сайидо,
Болиши осойиш аз хишти сари хум мекунам.

* * *

Сабо овард дӯш аз ёри ҷонӣ номае сӯям,
Ки аз ҳар ҷонибе даврон даре во кард бар рӯям.

Пайи таслим ҷо додам ба сар чун хатти пешонӣ,
Ки ҳар ҳарфаш калиде шуд ба қуфли чини абрӯям.

Муаттар сохт чун анбар саводи ӯ димогамро,
Чу гул ҳар субҳдам во мекунам ӯрову мебӯям.

Сафои когазаш азбаски созад кори сайқалро,
Зи акси пушти ӯ шуд сафҳаи ойина зонуям.

Зи лутфи ӯ ба гардун рафтаам аз паллаи пастӣ,
Набинад баъд аз ин санги камӣ чашми тарозуям.

Аҷаб набвад, агар созад шакаррезӣ найи килкам,
Ки дар Ҳинди сухан, умрест, неъматпарвари ӯям.

Зи хони ҳеч кас азбаски ангуште нагардад тар,
Хати таслим дода осмон бар дасти бозуям.

Фалак аз базми ӯ, ай Сайидо, то дурам афганда,
Намедонам чӣ месозам, намедонам чӣ мегӯям?

* * *

Зи шаҳр имрӯз аз дасти ту, ай гулпераҳан, рафтам,
Ба худ печида, ҳамчун гирдбод аз хештан рафтам.

Ба ёди чашмат имшаб хоб дидам оҳуи мушкин,
Тасаввур карда зулфатро ба саҳрои Хутан рафтам.

Маро кай метавонанд аз забонҳо ҷамъ кард акнун?
Ман он рози ниҳон будам, ки берун аз даҳан рафтам.

Сарангуштам зи дандони надомат шуълаафшон шуд,
Сазои он, ки ҳамчун шамъ дар ҳар анҷуман рафтам.

Зи бӯи гул шунидам то ҳадиси бевафоиро,
Чу тифли ғунча пеш аз марг дар фикри кафан рафтам.

Ба худ афғонкунон мегуфт дар кунҷи қафас булбул:
– Фаромӯш он қадар гаштам, ки аз ёди чаман рафтам.

Ба мулки худ надидам, Сайидо, рӯйи тараб ҳаргиз,
Зи дасти орзуҳои худ охир аз ватан рафтам.

* * *

Ашкем тоза, шӯр зи Замзам кашидаем,
Захмем куҳна, даст зи марҳам кашидаем.

Бар ҳар даре, ки дар талаби об рафтаем,
Чандон нишастаем, зи худ нам кашидаем.

Бар бӯрёи хонаи худ нақш бастаем,
Пой аз бисоти мардуми олам кашидаем.

Равшан чароғи хеш зи маҳтоб кардаем,
Минат зи шамъи партави кас кам кашидаем.

Аз бекасӣ ба хонаи ойина рафтаем,
Аз акси хеш сурати одам кашидаем.

Дасти тамаъ зи хони каримон буридаем,
Доман зи хори водии Ҳотам кашидаем.

Дар боғи рӯзгор тамошо накардаем,
Мили ҳасад ба дидаи шабнам кашидаем.

Мо Каъбаро ба обилаи пой рафтаем,
Соғар тиҳӣ зи чашмаи Замзам кашидаем.

Ай Сайидо чу ғунча сари хеш, умрҳост,
Дар остини пераҳани ғам кашидаем.

* * *

Рӯйи диле аз он бути саркаш наёфтам,
Дар рӯзгор бодаи беғаш наёфтам.

Бе рӯйи ӯ ба сӯхтани худ ризо шудам,
Аз ғам кабоб гаштаму оташ наёфтам.

То ҳоли худ ба ёр кунам мӯ ба мӯ баён,
Ёре ба худ чу зулфи мушавваш наёфтам.

Дорам ба фикри мӯйи миёнаш камонкашӣ,
Доғам аз ин, ки даст чу таркаш наёфтам.

Ай Сайидо, ба ғайри дили доғдори худ
Дар ошиқӣ асири балокаш наёфтам.

* * *

Ёри саркашро ба зӯри нола ҳамдам кардаем,
Ин камонро мо ба бозуи нафас хам кардаем.

Ишқбозӣ ҷон дарорад сурати деворро,
Аксро дар хонаи ойина одам кардаем.

Лаб зи оби косаи айши халоиқ шустаем,
Бӯсаи тар аз даҳони чашмаи ғам кардаем.

Меҳмони мо гиребончок меояд бурун,
Баҳри худ мо такяе аз дӯши мотам кардаем.

Мо ба боми қасри ҳастӣ чорзону шистаем,
Дар замини бетаҳи худ реша муҳкам кардаем.

Каъбаро аз роҳи дил пеши назар овардаем,
Остони хонаи худ чоҳи Замзам кардаем.

Аз тамошои чаман пойи назар печидаем,
Умрҳо аз ғиря ҳамчашмии шабнам кардаем.

Доғи мо бо халқ чун хуршед равшан гаштааст,
Хешро дар ишқи ӯ машҳури олам кардаем.

Пойи чун хуршеду маҳ бар ҳеч дар нанҳодаем,
Чарх медонад, ки мо ин корҳо кам кардаем.

Сайидо, бо дуди шамъи хеш қонеъ гаштаем,
Хок дар чашми чароғи ҷуди Ҳотам кардаем.



Аз он рӯзе, ки дур афтода з-он зулфи дуто дастам,
Гираҳ накшода аз кори касе монанди по дастам.

Зи зери нохунам чун гул зи ғайрат хун ба ҷӯш ояд,
Чу созад орзуи ранг аз барги ҳино дастам.

Маро дасти тиҳӣ аз остин берун намеояд,
Фурӯ рафта-ст то бозу ба коми аждаҳо дастам.

Чаро килкам насозад сабз ҳамчун ҳизр оламро,
Ки бар каф ҳамчу сарв аз ростӣ дорад асо дастам.

Зи ҳар ангушти ман монанди най фарёд бархезад,
Агар як лаҳза ғардад аз гиребонам ҷудо дастам.

Ба ангушти ҳаё то парда аз рӯяш барафгандам,
Зи ташти шуълаи оташ намесозад ибо дастам.

Зи фикри рӯзи ҳашр, ай Сайидо, берун намеоям,
Дар ин дарёи пуршӯраш нагирад гар Худо дастам!



Пажмурда шуд ба дил гули доғе, ки доштам,
Монанди лола сӯхт димоге, ки доштам.

Кандам ба нохун аз ҷигари хеш доғро,
Кардам бурун зи хона чароге, ки доштам.

Сарриштаи умед зи дастам гусаста шуд,
Гардид суда пойи суроғе, ки доштам.

Аз дастбурди лашкари гам ранги ӯ шикаст,
Шуд поймоли ҳодиса боғе, ки доштам.

Аз бодаи висол дилам, Сайидо, гирифт,
Андохтам зи даст аёғе, ки доштам.

* * *

Гирдбодам, хок дар чашми чароғат мекунам,
Бо забони оташин чун лола доғат мекунам.

Метавонам гулшанатро сӯхт аз як барқи оҳ,
Поси хотирдории гулҳои боғат мекунам.

Бодаи нобам, вале чашмат ба хунам ташна аст,
Равғани бодомам, аммо бедимоғат мекунам.

Бо вуҷуди он, ки медонам куҷо дорӣ мақом,
Лек бо худ пас намеоям, суроғат мекунам.

То нарезад бодаи васлат ба коми Сайидо,
Чашми пурхунро нигаҳбони аёғат мекунам.

* * *

Ёди он шабҳо, ки дар базмат фароғат доштам,
Сар ба сар монанди абрӯ хоби роҳат доштам.

Дар ҳаримат карда будам по сутун, монанди шамъ
Теғ меборид бар сар, истиқомат доштам.

Ман чӣ кардам, ноумед аз базми васлат кардай?
Аз ту, ай бераҳм, уммеди мурувват доштам!

Дар хаёли ман чу гулчин, фикри ғул чидан набуд,
Аз ғулистонат ба бӯйи гул қаноат доштам.

Чун чароғи рӯз дар чашмат надорам эътибор,
Ин сазои он ки умре поси суҳбат доштам.

Аз ҳаводисҳои давронам набуд андешае,
Пушт чун тасвир бар девори ғафлат доштам.

Мешудам хоки раҳат, ай кош, ҳамчун Сайидо,
Бо қадат чун соя он рӯзе, ки улфат доштам.

* * *

То ба кӯйи он нигори симбар ҷо кардаам,
Хонае аз сим баҳри хеш барпо кардаам.

Аз барои бими дунё по дар ин раҳ мондаам,
Шаҳру саҳроро зи сими ашк дарё кардаам.

То нарезӣ обрӯйи лангари ман бар замин,
Аз чапу аз рост оғӯши назар во кардаам.

Чун сипанди рӯйи оташ ҳаст корам ҷастухез,
Дар аҷоиб манзиле имрӯз маъво кардаам.

Ҳамчу тори сим ҳар дам мехурам сад печутоб,
Сайидо, то дори дунёро тамошо кардаам.

* * *

Шуда чун соя азбас хоксорӣ ҷузви аъзоям,
Намегардад ҷудо нақши қадам чун кафш аз поям.

Шабе гар аз канори бом рӯйи хеш бинмойӣ,
Лаболаб гардад аз маҳтоб оғӯши тамошоям.

Намесозад ба мастон шишаам овози худ равшан,
Ба санги сурма дорад интизорӣ чашми миноям.

Диҳад пайғоми навмедӣ каманди интизори ман,
Ғуборолуд хезад аз замин доми таманноям.

Фалакро кард гирдоби ҷунун дарёи шӯри ман,
Замин чун гирдбод омад ба рақс аз ҷӯши савдоям.

Сипанд аз сӯхтан, ай Сайидо, мумтоз мегардад,
Зи барқи шуълаҳӯ гулдаста бандад хори саҳроям.

* * *

Шабе, ки бӯйи гулат аз ҳаво суроғ кунам,
Равам ба боғ, даҳ ангушти худ чароғ кунам.

Зи донаҳои сипанд интиқоми хеш кашам,
Ситорасӯхтагонро чу лола доғ кунам.

Зи шамъи базми ту таълими сӯхтан гирам,
Чароғи майкадаро рафта бедимоғ кунам.

Кашам чу ғунча сари худ ба ҷайби ҳастии хеш,
Чӣ лозим аст, ки касби ҳавои боғ кунам?

Ба бахти тираи худ афганам назар ҳар шом,
Зи рӯйи хона тамошои гашти зоғ кунам.

Чу Сайидо хабар аз хештан намеёбам,
Магар ба водии Маҷнун равам, суроғ кунам!

* * *

Баҳри савғои ғарибон ҷон зи тан берун кунам,
Юсуфи худро аз ин чаҳ бе расан берун кунам.

Мотами тифлон бувад чун хандаи гул бебақо,
Ғунчаро пеш аз шукуфтан аз чаман берун кунам.

Аз лаби худ бӯсае уммедворам кардаӣ,
Нест ин ҳарфе, ки ӯро аз даҳан берун кунам.

То насозам дар миёни куштагон худро шаҳид,
Рӯзи маҳшар кай сари худ аз кафан берун кунам.

Об созад оташи ман заҳраи парвонаро,
Шамъро мардонавор аз анҷуман берун кунам.

Қоматаш дар дидаи ман ҷилвагар гардад чу шамъ,
Гар ду сар чун шамъдон аз як бадан берун кунам.

Ман на он нахлам, ки ҳамчун шамъи маҷлис, Сайидо,
Ашкро аз дида вақти сӯхтан берун кунам.

* * *

Бар замин монанди ашк аз чашми тар афтодаам,
Хок бар сар мекунам, то аз назар афтодаам.

Тӯтиям, аммо зи як парвози беҷо сохтан
Сад биёбон дур аз кони шакар афтодаам.

Бар шикасти ман агар даврон камар бандад, равост,
Аз чаман берун, чу нахли бесамар афтодаам,

То кадомин сӯ хиромон бигзарад он шохи гул,
Ҳамчу нақши пой дар ҳар раҳгузар афтодаам.

Нисбате набвад ҷигарбанди маро бо моҳи Миср,
Пири Канъон нестам, дур аз писар афтодаам.

Сайидо, боги баҳори хешро додам зи даст,
Чун насими субҳ дар фикри сафар афтодаам.

* * *

Чеҳра афрӯхт чу гул, баҳри тамошо рафтам,
Ҷилвае кард, ки чун сарв ман аз ҷо рафтам.

Аз гамаш мурдаму по бар сари хокам наниҳод,
Гирдбоде шудаму домани саҳро рафтам.

Ишқро хостаму даст зи олам шустам,
Сӯхтам хонаи худрову ба дарё рафтам.

Тан лаболаб зи ҳаво дар пайи ёр афтодам,
Хар пур аз бор ба дунболи Масеҳо рафтам.

Даст кӯтоҳ, димоғу сари он зулф баланд,
Киса холӣ, мани девона ба савдо рафтам.

Чок дар пераҳанам чун маҳи Миср афганданд,
Ашки ҳасрат шуда аз чашми Зулайхо рафтам.

Сайидо, рахти сафар аз сари он кӯ бастам,
Дар ҷигар нештару обила дар по рафтам.

* * *

Ба кӯят аз сари худ саҷдае муқбил намедонам,
Ба даргоҳи ту худро бандаи қобил намедонам.

Сафи мижгони ӯ зеру забар карда-ст оламро,
Ба даври наргиси ӯ сеҳрро ботил намедонам.

Ҷафоҷӯе, ки чун хуршед теғи ӯ алам набвад,
Ҷаҳонро гар шабехун оварад, қотил намедонам.

Дару девор дар фарёд шуд аз пунбаи гӯшам,
Касеро ин қадар аз хештан ғофил намедонам.

Ба поиз бахя шуд як сӯзани ришта Исиро,
Балои бадтар аз ҳамроҳи ноқобил намебинам.

Ҳаёти одамӣ чун об дойим рӯ ба раҳ дорад,
Ки ман ин корвонро пой дар манзил намедонам.

Кушоде мешавад аз ишқбозӣ бастагиҳоро,
Ба дастам гар фитад ҳар укдае, мушкил намедонам.

Маро ҳарчанд ҳамчун шамъ он бадхӯй месӯзад,
Таманное ба ғайр аз сӯхтан дар дил намедонам.

Набошад, Сайидо, осойише дар олами имкон,
Назар то мекунам, ин даштро манзил намедонам.

* * *

Аз чаман афғонкунон берун чу булбул меравам,
Бедимоғам, дар суроғи накҳати гул меравам.

Дар бисотам зоди роҳе нест ҷуз саргаштагӣ,
Гирдбодам, дар биёбони таваккул меравам.

Мекунанд озодагон аввал фалакро поймол,
Мавҷи сели навбаҳорам, аз сари пул меравам.

Аз ҷунун печидаам доман ба занҷири камар,
Аз чаман имрӯз ҳамчун бӯйи сунбул меравам.

Гар гузорам пойи худ дар кӯчабоғи аҳли ҷоҳ,
Ҳамчу боди субҳ бо чандин тағофул меравам.

Нест он ошуфтагӣ тоби мулоқоти касе,
Аз насиме ҳар тараф чун зулфу кокул меравам.

Чун асо, андешае аз кас надорам, Сайидо,
Пеш-пеши душмани худ бетааммул меравам.

* * *

Доғ ҳар ҷо гул кунад, по такяи дил мекунам,
Барқ ҳар ҷо хона равшан кард, манзил мекунам.

Мурғи дур аз ошёнам, аз тапидан мондаам,
Хоби осойиш ба зери теғи қотил мекунам.

Мурдаи худро ба пойи шамъ имшаб дидаам,
Хешро дар машҳади парвона бисмил мекунам.

Мениҳам чун осиё дар домани аҳли талаб,
Ҳар чӣ аз сарғаштагӣ имрӯз ҳосил мекунам.

Мехурам аз акси худ бар чеҳра чандин пушти даст,
То ба он ойинарӯ худро муқобил мекунам.

Бар тани худ ҷомаи фатҳ аз фалак дорам умед,
Содалавҳам, даст бар домани соил мекунам.

Сайидо, гавҳар агар дар баҳр таклифам кунад,
Ҷӯшҳо чун мавҷ аз беруни соҳил мекунам.

* * *

Ёди он шабҳо, ки дар бар гулузоре доштам,
Дар дил аз мижгони шӯхаш хор-хоре доштам.

Хонаам чун хандаи гул буд лабрез аз нишот,
Дар канори ошён хуррам баҳоре доштам.

Мавҷ мезад доғи хун дар Карбалои синаам,
То назар мекард чашмам, лолазоре доштам.

Аз дили садпора чун гул буд айши ман мудом,
Пеш аз ин дар ин чаман хуш рӯзгоре доштам.

Мешумурдам партави хуршедро акси сароб,
То зи рӯяш дар назар ойинадоре доштам.

Мехурам хуни ҷигар, то соф шуд ойинаам,
Пушту рӯям буд яксон, то ғуборе доштам.

То саҳар мегашт дар фикри парешонӣ сарам,
Ай хуш он шабҳо, ки бо зулфи ту коре доштам!

Ин замон муҳтоҷ бо як дона ашкам, Сайидо,
Пеш аз ин чун баҳри пургавҳар каноре доштам.

* * *

Дили девонаи худро нишон кардам, надонистам,
Нишони тири он абрӯкамон кардам, надонистам.

Ба сад афтодагӣ чун меҳр бурдам роҳ дар кӯяш,
Ба он бемеҳр худро меҳрбон кардам, надонистам.

Ба уммеде, ки рӯзе по ниҳад дар хонаи чашмам,
Сари худ фарш бар ҳар остон кардам, надонистам.

Яқинам шуд, ки бо бегонагон дорад сари улфат,
Ба худ ман ошно ӯро гумон кардам, надонистам.

Ба ёди муттакои абруи ӯ, Сайидо, умре,
Чу ҷавҳар бар дами теғ ошён кардам, надонистам.

* * *

Равам аз ҷой бо андак насиме, гардро монам,
Бинои бемадорам, муҳраҳои нардро монам.

Нашуд ҷуз сӯхтан аз тирабахтӣ ҳосили умрам,
Ба шаҳри тирабахтӣ машъали шабгардро монам.

Зи рашки ранги сурхам лаъл дар кон ранг гардонад,
Ба чашми қаҳработабъон ақиқи зардро монам.

Намегардад зи дасти иола шамъи куштаам равшан,
Надорам аз иҷобат баҳра, оҳи сардро монам.

Чаро, ай гирдбод, имрӯз мегардӣ ба дунболам?
Зи худ рам кардаам, Маҷнуни саҳрогардро монам.

Зи фарши махмали аҳли карам паҳлӯ тиҳӣ созам,
Гурезам аз давои ин ҳакимон, дардро монам.

Надорад, Сайидо, гулзор чун ман сарви мавзуне:
– Ба рӯи сафҳаи айём байти фардро монам.

* * *

Ба гулшан рафтаму бе рӯят оғози ҷунун кардам,
Зи шӯри ашк доғи лоларо гирдоби хун кардам.

Зи ҷӯйи шир чун Фарҳод коми ман нашуд ширин,
Ҳаёти хешро беҳуда сарфи Бесутун кардам.

Дар ин гулшан чу гул ҳаргиз надидам рӯйи дилҷамъӣ,
Сари худ ғунчаосо аз гиребон то бурун кардам.

Рабуд аз дастам охир ишқи сиркаш ихтиёрамро,
Чаро ман такя бо тадбири ақли зуфунун кардам?

Бино набвад чу базми обу оташ қасри ҳастиро,
Дар ин маҷлис абас чун шамъ умре по сутун кардам.

Тавон кардан ба эҳсон зери дасти хеш душманро,
Тасаллӣ дода-дода нафсро охир забун кардам.

Дили бесабри худро, Сайидо, аз пой афгандам,
Маро паймона аз май чун тиҳӣ шуд, сарнагун кардам.

* * *

Шикоятномаи он ғайрати гул буд дар дастам,
Қалам дар нола чун минқори булбул буд дар дастам.

Саҳар зулфи ту аз рӯйи тасаввур шона мекардам,
Ба гардан доштам занҷиру сунбул буд дар дастам.

Ба базми майпарастон дӯш рафтам ҳамраҳи соқӣ,
Зи шаб то субҳдам ҷоми таваккул буд дар дастам.

Чу шабнам боғбон аз чашми худ медод оби ман,
Ба сони ғунчаи гул кисаи пул буд дар дастам.

Ба гулшан, Сайидо, қатъи назар мекардам аз наргис,
Ба ёди чашми ӯ теғи тағофул буд дар дастам.

* * *

Ба гулзоре, ки дар вай сарвқадде нест, хомӯшам,
Зи тавқи қумриён андохтанд ин ҳалқа дар гӯшам.

Муриди ғунчаам, аз ҷо гиребончок мехезам,
Гаронӣ мекунад чун гул қабои тоза бар дӯшам.

Канори ман надида рӯйи матлаб аз тиҳидастӣ,
Дар ин водӣ каманди норасо афтода оғӯшам.

Кунанд аз ғунча чидан гулфурӯшон дасти худ кӯтоҳ,
Зи чашми манфиат ҷӯёи бозори фаромӯшам.

Рухи дарёдиле дар хобу бедорӣ намебинам,
Ҳубобам, чашми худ гаҳ мекушоям, гоҳ мепӯшам.

Ба базми ҳушёрон гар равам, соқӣ, макун айбам,
Ба худ майхона месозам гумон, азбаски беҳушам.

Зи шаб то рӯз дилҷӯйӣ кунам арбоби суҳбатро,
Дами обе, ки аз болонишинон баъд менӯшам.

Дар ин кӯ, Сайидо, овози пое аз кӣ меояд?
Садои хайрамакдам мебарояд аз лабу гӯшам.

* * *

Хабар мегӯяд аз рози дарун лабҳои хомӯшам,
Занад паҳлу ба рӯйи ҳалқаи дар ҳалқаи гӯшам.

Шудам пиру намеояд бурун гаҳвора аз ёдам,
Қадам дар мулки ҳастӣ то ниҳодам, хонабардӯшам.

Қаландармашрабам, бо аҳли дунё рӯ намеорам,
Гаҳе ойинаи урёнаму гоҳе намадпӯшам.

Сабук чун сӯйи гул аз ҷо зи хоби ноз бархезам,
Биҳамдуллаҳ, ки дасти тарбият дур аст аз дӯшам.

Шукуфтан рафтааст, ай Сайидо, умрест аз ёдам,
Сухан бисёр дорам бар лабу чун ғунча хомӯшам.

* * *

То гирифтам хӯ ба сеҳри наргисаш, ҷоду шудам,
Гӯшаи чашме зи ҳолаш дидаму ҳинду шудам.

Дурии занҷир расво мекунад девонаро,
То зи дастам рафт зулфи ӯ, парешонгӯ шудам.

Жанда пӯшидан нагардад ҷамъ бо танпарварӣ,
Хирқаи пашмина кардам, то ба бар чун мӯ шудам.

Ҷуз парешонӣ зи зулфи ӯ насиби ман нашуд,
Умрҳо чун шона хизматгори он гесӯ шудам.

Дар дили хубон тавон аз рафтагӣ гардид ҷой,
Ҳар куҷо ойинае дидам, саропо рӯ шудам.

Накҳати сунбул димогамро парешон карду рафт,
Чун сабо, то маҳрами он зулфи анбарбӯ шудам.

Қадри соҳибдард соҳибдард медонад, ки чист,
Дар тафаккур ҳар куҷо дидам саре, зону шудам.

Менавозам пушти дасте бо дами теғи ҳилол,
Ошно то бо саломи гӯшаи абрӯ шудам.

Аз маломат, Сайидо, Юсуф азизи Миср шуд,
То ба бадномӣ даридам пераҳан, некӯ шудам.

* * *

Аз сари кӯйи ту бо сад ҳасрат, ай гул, меравам,
Маҳмили худ бастаам аз боли булбул, меравам.

Гулшане будам, маро боди хазон тороҷ кард,
Бо димоғи хушк ҳамчун накҳати гул меравам.

Истиқомат нест дар як ҷой бо девонагон,
Рахти худ печида з-ин гулшан чу сунбул меравам.

Кӯҳ кай ғардад чу санги сурма садди роҳи ман,
Чун нигаҳ афтода, аз чашми тағофул меравам.

Зоди роҳи хоксорон аз ҳаво пайдо шавад,
Гирдбодам, дар биёбони таваккул меравам.

Шонаам, ғайр аз парешонӣ маро дар бор нест,
Тирабахтам, дар хаёли зулфу кокул меравам.

Ҷӯши ашкам, Сайидо, помол созад чархро,
Мавҷи сели навбаҳорам, аз сари пул меравам.

* * *

Гар ба каф монанди гул мушти заре медоштам,
Дар бағал чун ғунча гулбарги таре медоштам.

Роҳи дури ишқ бо миқрози по натвон бурид,
Қатъ мекардам ман ин раҳ, гар паре медоштам.

Об медоданд чун дарё суханҳои маро,
Чун садаф гар дар кафи худ гавҳаре медоштам.

Сабз шуд ҳамчун либоси Хизр зангори дилам,
Мешудам ойина, гар Искандаре медоштам.

Мондаам дар хонаи сайёд аз бекувватӣ,
Мешикастам сад қафасро, гар паре медоштам.

Мешудам шаб то саҳар ҳангомаорояш чу шамъ,
Пеши тегаш мениҳодам, гар саре медоштам.

Чашми ӯро, Сайидо, ҳамкоса мекардам ба худ,
Гар ба каф монанди наргис соғаре медоштам.

* * *

Сабо аз хандаи он гул ҳадисе гуфт дар гӯшам,
Ки ҳамчун ҳалқаи гирдоб шуд аз гиря оғӯшам.

Маро гар муҳтасиб аз пойи хум дар пойи дор орад,
Сабӯи бода рақсад чун сари Мансур бар дӯшам.

Ғубори оҳ агар чун гирдбод аз худ бияфшонам,
Фалак гардад ниҳон то хашр зери гарди попӯшам.

Майи пурзӯри ман бардорад аз ҷо осмонҳоро,
Ба даврон раҳм кун, ай муддаӣ, бигзор сарпӯшам.

Чунон саршор гаштам, Сайидо, аз май, ки дар маҳшар
Навои сур натвонад кашидан пунба аз гӯшам.

* * *

Дар дил имшаб шӯрише, чун субҳи маҳшар доштем,
Болиши зери сар аз боли самандар доштем.

Бар сари мо пеш аз ин савдои озодӣ набуд,
Бар қафас дилбастагиҳо буд, то пар доштем.

Во накардем аз сари зулфи таманно уқдае,
Умрҳо чун шона дасти хушк бар сар доштем.

Бар сари мижгон зи сахтиҳои даврон шуд гираҳ,
Қатраи ашке, ки мо дар дидаи тар доштем.

Даст аз домони мо кӯтоҳ кун, ай гирдбод,
Саъйҳо кардем, то худро зи ҷо бардоштем.

Мекунад таъсир бо фарзанд имсоки падар,
Мо абас чашми тамаъ бар оби гавҳар доштем.

Сайидо, дар маҷлиси риндон лаби мо тар нашуд,
Пеши мино согари худро мукаррар доштем.

* * *

Аз адам ҷисми харобу ранги зард овардаам,
Туҳфае имрӯз баҳри аҳли дард овардаам.

Хотире дорам ғуборолуд аз ранҷи сафар,
Гирдбодам, пайкаре дар зери гард овардаам.

Ҷониби гулшан макун таклиф, ай булбул, маро,
Навбаҳорам, лек бо худ оҳи сард овардаам.

Оҷизам, афтодаам, ай чарх, аз ман кун ҳазар,
Лашкаре ҳамроҳи худ баҳри набард овардаам.

Нуктагоҳам, Сайидо, бошад ба шоҳи Нақшбанд,
Хешро дар сояи ин шермард овардаам.

* * *

Дилро асири зулфи баногӯш кардаам,
Ин хонаро чу Каъба сияҳпӯш кардаам.

Ҳар ҷо равам, ба сӯйи туам ҳуш мебарад,
Умрест, роҳи хона фаромӯш кардаам.

Эмин кунам зи хиранигоҳон рухи туро,
Ойинаро гирифта намадпӯш кардаам.

Мижғони ман чу сунбули тар сер гаштааст,
Зулфи ту шаб ба хоб дар оғӯш кардаам.

Маъвои ман, ки тангтар аз рӯйи нохун аст,
Ҳамчун нигин гирифтаву хомӯш кардаам.

Бар турбатам расида, маро ном бурдаӣ,
Сар дар кафан кашидааму гӯш кардаам.

Ай Сайидо, ба баҳр гуҳар додаам иваз,
Ҳар қатрае, ки ҳамчу садаф нӯш кардаам.

* * *

Хуш он мастӣ, ки дарду доғи худро чора мекардам,
Туро медидам аз дуру ғиребон пора мекардам.

Ба доғи тоза медодам тасаллӣ доғи деринро,
Ба ҷойи барги гуд дар ҷайб оташпора мекардам.

Ба лавҳи сина шабҳо сурататро нақш мебастам,
Саре дар ҷайб мебурдам, туро наззора мекардам.

Намегардад дили сахти ту бо ман нарм, ҳайронам,
Чу оташ ман, ки ҷойи худ ба санги хора мекардам.

Ба саҳро гар набудӣ хоки Маҷнун садди роҳи ман,
Ғуборе мешудам, худро зи шаҳр овора мекардам.

Агар мебуд дар олам давое дарди ошиқро,
Дили худро чу булбул пеши гул садпора мекардам.

Ба кӯят ҳар саҳар чун ашки худ тифле, ки медидам,
Зи рӯйи марҳамат оғӯши худ гаҳвора мекардам.

Чӣ хуш будӣ, ки ҳамчун Сайидо ман ҳам сари худро
Ба поят мезадам, дарди дили бечора мекардам.

* * *

Даре кушода нагардад, агар гадой шавам,
Ба устухон фитад оташ, агар ҳумой шавам.

Маро чу гард ба дунболи хеш нагзоранд,
Агар ба қофилаи Хизр раҳнамой шавам,

Зи кокулаш нагузоранд бар кафам торе,
Агар чу шона саросар гиреҳкушой шавам.

Матои қофилаҳо нест ҷуз гаронии гӯш,
Фигон баланд насозам, агар дирой шавам.

Маро, ки дар кафи дил нест як дирам доғе,
Ба базми лолаузорон чӣ гуна ҷой шавам?

Агар ба чашмаи ойина акс андозам,
Зи бахти тира саропо миёни лой шавам.

Ба базми бесару поён сарест хубонро,
Ба маслиҳат ду-се рӯзе бараҳнапой шавам.

Ба боди субҳ маро баски, Сайидо, хешист,
Чӣ лозим аст, ки бехонаву сарой шавам?

* * *

Имшаб аз мастӣ ба пойи хум чу хишт афтодаам,
Ишрате дорам, ки гӯё дар биҳишт афтодаам.

Аз паси ойина месозам тамошо аксро,
Баски дур аз имтиёзи хубу зишт афтодаам.

Дар таваккул мерасад аз ғайб ризқам беҳисоб,
Рӯзиям шуд танг, то дар фикри кишт афтодаам.

Хонаам дар фикри он наққош шуд бутхонае,
Дидаам то сурати ӯ, дар куништ афтодаам.

Ҳар чӣ поям карда буд, имрӯз додандаш ҷазо,
Сайидо, акнун ба фикри сарнавишт афтодаам.

* * *

Ашки чашми шабнамам, дар ҳасрати рӯйи гулам,
Дастпарварди фиғонам, хоназоди булбулам.

Ҳосили ман нест дар айём ғайр аз печутоб,
Дар биёбон гирдбодам, дар гулистон сунбулам.

Зардрӯйӣ мекашам аз дасти хушки хештан,
Панҷаи барги хазонам, шонаи бекокулам.

Ҷӯши ашкам сина пурнам мекунад афлокро,
Мавҷи сели навбаҳорам, силии рӯйи пулам.

Арғувонзорест аз хун, Сайидо, мижгони ман,
Мулки Ҳиндам тирабахтӣ дида, шаҳри Кобулам.

* * *

Баски чун шабнам саре дорад ба урёнӣ танам,
Ҳамчу гул печида бар гирди камар пероҳанам.

Раҳм меояд бар аҳволи сипандам шуъларо,
Барқ аз дасти тааддӣ кӯтаҳ аст аз хирманам.

Дастам аз беэътиборӣ пойи хоболуда аст,
Поям аз беқувватӣ силӣ хурад аз доманам.

Сарви гулшан остинафшондаи оҳи ман аст,
Тавқи қумрӣ фӯтаи зорӣ бувад бар гарданам.

Тирабахтам, бо мани афтода касро кор нест,
Нардбони дуди оҳи пушти боми гулханам.

Гарчи чун сарвам дар ин гулшан либосе додаанд,
То ба зону омада аз норасой доманам.

Дар каманди ваҳдатам, аз касрат эмин гаштаам,
Нуқтаи паргори ваҳмам, дар ҳисори оҳанам.

Аз либоси орият, ё Раб, халосӣ деҳ маро,
Банд дар чоки гиребон аст дасти гарданам.

Кулбаи ман, Сайидо, ранҷидааст аз моҳтоб,
Бигзарад пӯшида чашми худ чарог аз масканам.

* * *

Ашки чашмам бе рухат имшаб гираҳ шуд дар дилам,
Бӯйи хун меояд аз лабҳои хушки соҳилам.

Гар ба дарё рӯ ниҳам, гирдоб гардад гирдбод,
Дар чаман созам ватан, гардад биёбон манзилам.

Моҳтоб аз кулбаам чун тирабахтон бигзарад,
Шамъ ангушти надомат мешавад дар маҳфилам.

Аз замини ман намерӯяд гиёҳе ҷуз сипанд,
Хӯшаи ман барқу хирман оҳу оташ ҳосилам.

Сайидо, имрӯз нам дар баҳри аҳли ҷоҳ нест,
Меравад акнун ба хушкӣ киштии дарёдилам.

* * *

Мекунад паҳлӯ тиҳӣ кунҷи ғам аз танҳоиям,
Дар канори тоқи нисёнмондаи беҷоиям.

Дар пайи ман соя чун нақши қадам аз по фитод,
Нест дар олам касеро тоқати ҳампоиям.

Бар ҷунунам садди раҳ занҷир натвонад шудан,
Ҳалқаи фитрок меҷӯяд сари савдоиям.

Шӯриши фарзанд меорад падарро дар симоъ,
Зинҳор андеша кун, ай чарх, аз расвоиям?

Гӯшагирӣ мебарорад одамиро з-эҳтиёҷ,
Мешуморад кафши танге чархро бепоиям.

Рӯзии ҷавҳаршинос аз санг меояд бурун,
Карда мустағнӣ зи олам сурмаи биноиям.

Мешавад аз коҳилӣ ҳампешаро бозор гарм,
Хасм меболад ба худ чун гул зи бепарвоиям.

Медавад аз диданаш ашкам ба рӯйи коҳранг,
Аз тамошои рухаш гул мекунад раъноиям.

Мекунад дар васл ишқи пок ошиқро ҳалок,
Ҷон ба лаб ояд маро рӯзе, ки бар сар оиям.

Сайидо, дар ҷӯйи арбоби мурувват нам намонд,
Хок мелесад ба соҳил киштии дарёиям.

* * *

Дар чаман аз гиря обе бар рухи гул мезанам,
Оташе дар ғунчаи минқори булбул мезанам.

Аз таъаллуқ даст мешӯям чу сели навбаҳор,
Мешавам девонаву по бар сари пул мезанам.

Мурдаи парвонаро то дидаам дар пойи шамъ,
Хешро дар обу оташ бетааммул мезанам.

Аз тараддуд по ба доман мекашам меҳробвор,
Панҷае дар панҷаи аҳли таваккул мезанам.

Ҳоҷатн дарбон набошад хонаи занҷирро,
Давр агар ин аст, худро бар тасалсул мезанам.

Ман чӣ кардам, тирабахтонро саромад гаштаам?
Баҳри арзи ҳоли худ зону ба кокул мезанам.

Аз парешонӣ ба гулшан даст бар сар мениҳам,
Халқ пиндоранд бар дастор сунбул мезанам.

Сайидо, дандони бадгӯро хомӯшӣ бишканад,
Бар даҳони хасми худ санг аз тағофул мезанам.

* * *

Гӯшаи чашми ту то афтод бар кошонаам,
Сурма мехезад ба ҷойи гард аз вайронаам.

Ошиқи дилсӯз саргардон кунад маъшуқро,
Шамъ бетобона гардад аз сари парвонаам.

Хирмани ман пеш-пеши барқ дорад ҷастухез,
Мегурезад дар таҳи оташ сипанд аз донаам.

Мекунад неши шикоят бар раги хоро асар,
Зулфи ӯ бошад парешон аз забони шонаам.

Аз дару девор ҳар санге, ки ояд бар сарам,
Сурмаосо мекашад дар чашми худ девонаам.

Шиша аз хум гарчи ҳарфи сарбамуҳр овардааст,
Метавон хонд аз хати пушти лаби паймонаам.

Шуъла дар ҳар ҷо барафрӯзад, пару боли ман аст,
Чун самандар бошад аз тифлӣ дар оташ хонаам.

Мекунам дар мавсими пирӣ талоши ошиқӣ,
Селро меъмор медонад ба худ вайронаам.

Ҳомии паймонаи май, Сайидо, чашми ман аст,
Бурда аз ҷо муҳтасибро ғиряи мастонаам.

* * *

Бе ту имшаб сӯхт аз таб устухони пайкарам,
Оташ афтода-ст ҳамчун шамъ дар мағзи сарам.

Партави хуршед бар дӯшам гаронӣ мекунад,
Бар замин чун соя афтода-ст ҷисми лоғарам.

Бар сарам дасти мурувват мешавад чун шона хушк,
Сурма гардад санг аз ҳамроҳии чашми тарам.

Корвонро хоби ширин бошад ороми сипанд,
Нозболинро кунад санги фалохун бистарам.

Ҷо дар оташ кардану носӯхтан танпарварист,
Аз самандар шикваҳо дорад сипанди маҷмарам.

Саъйи беҷо дод бар оғӯши парвозам шикаст,
Шуд хароби чоки девори қафас болу парам.

Косаи ғирдоб мегардад ба дарё гирдбод,
Гар ба баҳр аз ташнагӣ созад шикоят соғарам.

Донае аз гардиши айём то орам ба даст,
Ҳамчу санги осиё дастор гардад бар сарам.

Нест тардасте, ки созад ғавр дар баҳри сухан,
Монд дар пушти садаф ношуста рӯйи гавҳарам.

Сӯхтам охир зи дасти нотавонбин, Сайидо,
Чашми гардун равшан аст имрӯз аз хокистарам.

* * *

Бе ту имшаб баски аҳволи харобе доштам,
Аз тиҳиоғӯшии худ печутобе доштам.

Пайкарам меҷаст ҳамчун набзи беморон зи ҷо,
То саҳар чун мавҷи симоб изтиробе доштам.

Оташам афсурдарӯву дар чароғам нам набуд,
Бе ҷамолат хонаи беобутобе доштам.

Ашк мепошид бар атрофи мижгонам намак,
Гоҳ мегуфтам ба чашми худ, ки хобе доштам.

Ҳар чӣ мекардӣ ту дишаб, буд корам пайравӣ,
Ҳар чӣ мегуфтӣ, забони беҷавобе доштам.

Мешумурдам ҳар замон доғи шаби бигзаштаро,
То ба вақти субҳ бо худ сарҳисобе доштам.

Дар хаёли моҳи рухсори ту ҳушам рафта буд,
Гарчи дар зоҳир ба пеши рӯ китобе доштам.

Чун нагиряд хун ба ҳолам рӯзу шаб, ай Сайидо,
Дар канори хеш моҳу офтобе доштам?

* * *

Чун гул тамом догаму хуррам нишастаам,
Бар рӯйи захми хеш чу марҳам нишастаам.

Умрест аз ҳавову ҳавас чашм бастаам,
Чун ғунча фориғ аз ҳама олам нишастаам.

Пӯшидаам чу хома либоси сиёҳро,
Дар марги аҳли ҳуш ба мотам нишастаам.

Ангушт тар накардаам аз базми аҳли ҷуд,
Силизанон ба суфраи Ҳотам нишастаам.

Бар сар зада-ст меҳри гули бемурувватӣ,
Ҳайрон ба рӯйи боғ чу шабнам нишастаам.

Монанди най нафас ба лаби ман гираҳ шуда-ст,
Бо аҳли рӯзгор чу як дам нишастаам.

Ай Сайидо, зи саҳв ба базме, ки рафтаам,
Аз ашки худ ба силсилаи ғам нишастаам.



Насими субҳ паёме расонд дар гӯшам,
Ки шуд гули чамани интизор оғӯшам.

Кадом сарв маро дар канор меояд,
Чу боли фохта парвоз дорад оғӯшам?

Бувад зи бӯйи гулам кӯчабоғҳо лабрез,
Аз ин чӣ суд, ки гулчин кунад фаромӯшам?

Ба кӯйи ишқ сабукравтарам зи cояи хеш,
Ба домане нарасида-ст ғарди попӯшам.

Ба доми бепару болӣ кашидаанд маро,
Намекунанд раҳо он қадар, ки мекӯшам.

Ҳазар зи тири маломат намекунам ҳаргиз,
Либоси пора ба бар дораму зираҳпӯшам.

Бурун зи ҳастии худ, Сайидо, намеоям,
Кӣ додааст маро доруе, ки беҳушам?



Шабнамам, паҳлӯ ба рӯйи бистари гул мезанам,
Оташе дар ғунчаи минқори булбул мезанам.

Тирабахтӣ бин, ки мепечам сар аз фармони зулф,
Пушти дасте аз парешонӣ ба сунбул мезанам.

Зикри Ҳақ аз ҳалқаи хилватнишинон бурдаанд,
Дасти рад бар синаи аҳли таваккул мезанам.

Бар сари бозор пеши гулфурӯшон меравам,
Дасти худ чун ғунча бар ҳамёни бепул мезанам.

Сайидо, вайронаам боғи баҳори олам аст,
Ҳар кӣ бар сарвақтам ояд, бар сараш гул мезанам.

* * *

Бе ҷамолат дар гулистон чок чун гул мезанам,
Синаро бар сӯзани мижгони булбул мезанам.

Сабзаи бегонаи рӯйи биёбон нестам,
Хатти ёрам, ҳалқа бар паҳлуи сунбул мезанам.

Мекунад хомӯшии сайёд гиро домро,
Ёрро аз дур агар бинам, тағофул мезанам.

Сайидо, савдогари мушки хитой нестам,
Шонаи машшотаам, дасте ба кокул мезанам.

* * *

Нигоҳи бодапарасти ту бурда аз ҳушам,
Саводи сурмаи чашми ту карда хомӯшам.

Табассуми лаби ту тоза карда доги маро,
Намешавад намакат солҳо фаромӯшам.

Расидааст рагу решаам ба сунбули ту,
Ба хизматат зи ғуломони ҳалқадаргӯшам.

Ба як либос ҳама умр қонеъам чун сарв,
Қабои тоза кашида-ст рахт аз дӯшам.

Майи расидааму оби сард рехтанд,
Тамом оташам, аммо фитода аз ҷӯшам.

Чу Сайидо накушоям забон ба айби касе,
Нишаста қосиди ғаммоз дар баногӯшам.

* * *

Намешавад дами пирӣ аҷал фаромӯшам,
Қади хамидаи ман ҳалқаест дар гӯшам.

Чу ҳола доираи машрабам набошад танг,
Ҳилоли идаму бошад кушода оғӯшам.

Зи кӯйи бодафурӯшон намеравам берун,
Намудаанд маю бурдаанд аз ҳушам.

Хабар зи манзили саргаштагон намеёбам,
Чу гирдбод, дар ин дашт хонабардӯшам.

Таваккуле, ки тиҳидастиям карам карда,
Агар тамоми ҷаҳонро диҳанд, нафрӯшам.

Ба базми бодакашон нашъае намебинам,
Ҳамон беҳ аст, ки даврон кунад фаромӯшам.

Ба ёди сайри гулистонат интизорам кун,
Лаболаб аз гули хамёза аст оғӯшам.

Каманди зулф кӣ во карда, Сайидо, имрӯз,
Зи ҷойи хеш саросема меравад ҳушам?

* * *

Биёбонгардаму аз кишвари ором берунам,
Матоъи корвони гирдбоди дашти Маҷнунам.

Намедонам кадомин шӯх қасди куштанам дорад,
Ки ҳамчун мавҷаи симоб дар тан метапад хунам?

Зи ман чун ғунчаҳои доғ бӯйи дард меояд,
Насими кӯчабоғи гулшани дилҳои маҳзунам.

Намегардад садаф равшан, гуҳар то дар садаф бошад,
Чароғам зери домон аст, то дар зери гардунам.

Пайи таклифам, эй парвона, бар гирдам чӣ мегардӣ?
Чу шамъи кушта умре шуд, ки аз ҳангома берунам.

Ба зери сояи мӯйи сари худ дорам осойиш,
Ба ҳар ҷое, ки месозам иқомат, беди маҷнунам.

Арақолуда хоҳӣ бар сари болини ман омад,
Агар донӣ, ки дар ғамхонаи худ бе ту ман чунам?

Фиғонамро набошад, Сайидо, бо халқ таъсире,
Мухолиф мерасад дар гӯшҳо оҳанги қонунам.

* * *

Баски дилгир аз тамошои гулистон гаштаам,
Ҳамчу бӯйи гул даруни ғунча пинҳон гаштаам.

Як табассум кардаам, аҷзои худ пошидаам,
Чун димоғи гул зи хандидан парешон гаштаам.

Пушт бар девори ҳастӣ ҳамчу сурат мондаам,
Чашм то во кардаам, бар халқ ҳайрон гаштаам.

Сар ба пеш афгандаам, чашм аз ҳавас пӯшидаам,
Орзуро тукмаи чоки гиребон гаштаам.

Доғи дилро аз надомат чашмаи хун кардаам,
Муддате баҳри даво гирди табибон гаштаам.

Дар тани ман аз ҳаводисҳои даврон рахнаҳост,
Аз таҳаммул, Сайидо, кӯҳи Бадахшон гаштаам.

* * *

Меравам дар боғ, сар дар пойи сунбул мекунам,
Умри худ чун шона сарфи зулфу кокул мекунам.

Менависам аз чаман бо он гули рӯ номае,
Хомаи таҳрир аз минқори булбул мекунам.

Дасти аз ҷон шустаро аз сели бепарво чӣ ғам?
Хоби осойиш ба зери сояи пул мекунам.

Нест ҳоҷат зоди роҳ аз хеш берунрафтаро,
Гирдбодам, по ба домони таваккул мекунам.

Ғунчахуспам, Сайидо, умрест дар боғи ҷаҳон,
Андалебе гар ба сарвақтам расад, гул мекунам.

* * *

Хабар аз зулфи ӯ бо ҷони ғампайваста овардам,
Аҷаб рӯзи сиёҳе бар сари ин хаста овардам.

Зи макри осмон исмат халосам дод чун Юсуф,
Бурун худро аз ин нуҳ хонаи дарбаста овардам.

Нигоҳам шуд чу шохи арғувон аз рӯйи он гулрух,
Дар айёми хазон з-ин бӯстон гулдаста овардам.

Даре аз қибла чун меҳроб во карданд бар рӯям,
Ба ёди хеш то он абруйи пайваста овардам.

Ба боғ аз норасоӣ сарв мезад лофи раъноӣ,
Чу қумрӣ пеши қаддаш гардани барбаста овардам.

Ба фарёд омад аз ҷунбондани занҷир дар гӯшам,
Сазои он, ки рӯ дар хонаи дарбаста овардам.

Кашидам, Сайидо, по аз бисоти мардуми дунё,
Ба каф имрӯз домони дили вораста овардам.

* * *

Бар дарат ҳамчун камон пушти дуто овардаам,
Гӯшаи чашме, ки дарди бедаво овардаам.

Пайкарам аз нотавонӣ монд паҳлӯ бар замин,
Каш-кашон худро ба уммеди шифо овардаам.

Барнагашта ҳеч кас з-ин остон дасти тиҳӣ,
Косаи холӣ ба каф ҳамчун гадо овардаам.

Дар таҳи гарди касодӣ мондааст ойинаам,
Бар дари равшангар аз баҳри сафо овардаам.

Пардаҳои дида фаршт гарди роҳат кардаам,
Муждаҳо бар мардумон з-ин тӯтиё овардаам.

Орзу дорам, ки аз лутфи ту гардам кони лаъл,
Пайкари чун коҳу ранги қаҳрабо овардаам.

Офият карда-ст аз ман даъвии бегонагӣ,
Ай табиб, аъзои бо дард ошно овардаам.

Аз лаби ҳавзи ту оби зиндагонӣ хӯрдаам,
Хешро бар чашмаи оби Бақо овардаам.

Аз ҳаводисҳои даврон гардад эмин донаам,
Пайкари саргаштатар аз осиё овардаам.

Дар бисотам нест ғайр аз зорию афтодагӣ,
Синаи бесӯзу оҳи норасо овардаам.

Ҳамчу боди субҳ ин раҳро ба сар тай кардаам,
Нотавонам, пайкари бедаступо овардаам.

Чун гул аз тарфи мазорат чун нагардам баҳраманд,
Ғунчаи худро ба боғи дилкушо овардаам.

Карда бар лавҳи мазорат санъ ойини рақам,
Панҷаро во карда аз баҳри дуо овардаам.

Такягоҳе нест ғайр аз остонат бандаро,
Паҳлуи худро барои муттако овардаам.

Аз мақоми аҳли дил роҳе ба сӯйи Ҳақ бувад,
Дар ҳақиқат рӯ ба даргоҳи Худо овардаам.

Сайидо, пайваста мушкилҳои ман осон шуда-ст,
Рӯй то бар хоҷаи мушкилкушо овардаам.

* * *

Шамъаму парвонаам бошад дили бекинаам,
Рахнаи девори фонус аст чоки синаам.

Аз сабукрӯҳон ба хотирҳо намеояд гарон,
Аксро аз худ намесозад ҷудо ойинаам.

Бар гунаҳгорон навиди мағфират оби Бақост,
Рӯзи иди майкашон бошад шаби одинаам.

Аз дилам савдои зулфи ӯ намеояд бурун,
Ҳалқаи мор аст занҷири дари ганҷинаам.

Гардиши даврон нагардад бар муродам, Сайидо,
Кӯҳнатақвимам, ба дасти мардуми поринаам.

* * *

Баски хӯ карда-ст бо кулфат дил гампешаам,
Санг мегардад, агар резанд май дар шишаам.

Барқаму бар хирмани аҳли ситам дорам гузар,
Ҳар куҷо хори мағелон аст, бошад бешаам.

Нахли сабзам, аз кадомин ҷӯй обам додаанд?
Сояи ман беди Маҷнун асту сунбул решаам.

Ҳар куҷо оташ алам гардад, пару боли ман аст,
Нест чун мурғи кабоб аз сӯхтан андешаам.

Сайидо, бо Кӯҳкан азбаски дорам нисбате,
Нест ғайр аз номи Ширин бар забони тешаам.

* * *

Шикоятномаи он рӯйи чун гул буд дар дастам,
Қалам дар нола чун миқдори булбул буд дар дастам.

Димоғам буд ҳамчун нофа дилҷамъ аз парешонӣ,
Хуш он шабҳо, ки ҳамчун шона кокул буд дар дастам.

Ба ҷустуҷӯйи ту дар боғ ҳар субҳе, ки мерафтам,
Ба ҳар сӯ медавидам, дастаи гул буд дар дастам.

Ба гулшан рафта рӯзе сабзаҳоро ёд мекардам,
Ба ёди хатти рухсори ту сунбул буд дар дастам.

Ба кӯйи гулфурӯшон, Сайидо, рӯзе, ки мерафтам,
Ба сони ғунча ҳамёни пур аз пул буд дар дастам.

* * *

То ба савдои ту аз хона ба бозор шудем,
Ҳар куҷо дарду ғаме буд харидор шудем.

Дар пайи нафси ҳаво беҳудагардӣ кардем,
Ин замон дар пайи он ёри вафодор шудем.

Булбули мо ба дили байза таманнои ту дошт.
Боли парвоз кушодему гирифтор шудем.

Бар рухи мо дари гулзори тамошо бастанд,
Саъйҳо сохта, хори сари девор шудем.

Бар раги тан зи гаронҷонии мо сустӣ кард,
Дил зи андеша тиҳӣ карда, сабукбор шудем.

Пойи пуробиларо чашмаи Замзам кардем,
Дар раҳи Каъбаи дил қофиласолор шудем.

Сайидо, ҳамчу маҳи Миср азизӣ рӯ дод,
Гарчи дар чашми ҳасудони замон хор шудем.

* * *

Ҳамнишини занбӯрам, хона пурасал дорам,
Тарбиятгари айшам, нӯши бехалал дорам.

Гирди шишаи айшам осмон намегардад,
Чун фалохун аз даврон санг дар бағал дорам.

Ҳамчу воиз аз дунё мекашам шикоятҳо,
Меравам зи дунболаш, илми беамал дорам.

Сар ба ҷайб чун ғунча бурдаам дар ин гулшан,
Қонеам ба хуни дил, айши бебадал дорам.

Фикри рӯзи оянда кардаам зи сар берун,
Аз абад наметарсам, бим аз азал дорам.

Баҳри ризқ дар пирӣ мекунам тараддудҳо,
Бар чӣ гуна хоҳад буд, кишти бемаҳал дорам?

Ҳамчу осиё бо ман нест як дам оромӣ,
Баҳри рӯзии мардум рӯзу шаб ҷадал дорам.

Аз баҳори пириҳо чун хазон наям ғамгин,
Ҳамчу сарв сарсабзам, толеи ҳамал дорам.

Бе тараддуд аз гардун мерасад маро рӯзӣ,
Шукри лиллаҳ аз айём табъи бекасал дорам.

Ҳарфи пучи нодонро чора ҷуз хамӯшӣ нест,
Содалавҳаму бингар бо фалак ҷадал дорам!

Сайидо, асои ман бо шикает пайванд аст,
Ман куҷо тавонам рафт, раҳнамои шал дорам?

* * *

Зи қатли ошиқон дар синаи ӯ ғам намебинам,
Зи шамъ аз мурдани парвонаҳо мотам намебинам.

Ба гулшан хешро чун қатраи шабнам намебинам,
Касеро ғайри худ ҳаргиз ба чашми кам намебинам.

Ҷаҳон аз акси рӯяш хонаи ойинаро монад,
Ба ҳар ҷо меравам, ҷуз сурати одам намебинам.

Матое дораму аммо надорад ҳеч микдоре,
Дар ин бозор санги ҳеч касро кам намебинам.

Чу парғор аз даруни хона по берун намемонам,
Ба ҷустуҷӯ қадамро муттафиқ бо ҳам намебинам.

Ба дарё согари худ мебарам, лабташна меорам,
Ба ҷӯбори каримон, умрҳо шуд, нам намебинам.

Ба бозори табибон меравам, навмед мегардам,
Ба дил чун лола доғе дораму марҳам намебинам.

Зи тавфи Каъбаи мақсад ғуборолуд меоям,
Ба ғайр аз дидаи худ чашмаи Замзам намебинам.

Ба гӯш аз ҳеч ҷо овози эҳсоне намеояд,
Садо дар косаи Фағфуру ҷоми Ҷам намебинам.

Гулистонам зи хушкӣ гулшани тасвирро монад,
Ки дар вай, солҳо шуд, қатраи шабнам намебинам.

Ба масҷид рафта чун мисвоқ дидам шайхро саркаш,
Ба ҷуз меҳроб пушти ҳеч касро хам намебинам.

Зи рӯйи аҳли олам чашми худ пӯшида мегардам,
Ба олам мардумӣ аз мардуми олам намебинам.

Нагирад бори миннат соҳибэҳсон баъди мурдан ҳам,
Чароғи орзу аз турбати Ҳотам намебинам.

Ба гулзори ҷаҳон, ай Сайидо, умрест саргармам,
Ба гайр аз ғунчаи хандон диле хуррам намебинам.

* * *

Ба доми дилбаре афтодаам, гум гашта тадбирам,
Саропо ваҳшатам, дар кӯйи ӯ оҳуи тасвирам.

Заифам, бар таманнои дили худ бас намеоям,
Ҳавас девонаву бориктар аз мӯст занҷирам.

Асо аз хонаам нанҳода чун паргор по берун,
Нарафта ҷониби сайде зи оғӯши камон тирам.

Зи даврон, умрҳо шуд, тар нагардида лаби хушкам,
Надорад қатраи шире ба пистон модари пирам.

Хасу хошок натвонад шудан бо барқ садди роҳ,
Сари худ мехурад ҳар кас, ки мегардад инонгирам.

Диҳад килки сухансанҷам тасаллӣ нафси саркашро,
Набошад з-ин найистон ҷуз қаноат рӯзии шерам.

Ба олам нест чун аҳли тамаъ яксон сулуки ман,
Ба рӯйи дӯстон ойинаам, бо хасм шамшерам.

Сари худ мондаам аз бекасӣ бар кундаи зону,
Зи чини домани худ, умрҳо шуд, по ба занҷирам.

Ба сад пар синаи душман чу пайкон аст ҷойи ман,
Худовандо, макун дунболарав ҳамчун пари тирам.

Зи ҷӯйи аҳли давлат тар накарда килкам ангуште,
Аз ин сарчашма, умре шуд, ки рам хӯрда-ст нахчирам.

Манеҳ бар дӯшам, ай маҳрам, кафи рӯбоҳбозиро!
Ба доги сина чанголи палангу нохуни шерам.

Сипардорӣ макун, ай чарх, пеши оҳи мазлумон,
Бикун андеша аз пайкон, ҳазар кун аз пари тирам!

Наосояд касе дар ин биёбон аз шикори ман,
Харобам, ташнаам, бедасту поям, оҳуи пирам.

Ба зӯри дасти бозу мехурам, ай Сайидо, рӯзӣ,
Маро чун Кӯҳкан хуни ҷигар бошад беҳ аз ширам.

* * *

Нигоҳи ёр бо ман бар сари ҷанг аст, медонам,
Дили бераҳми ӯ аз оҳану санг аст, медонам.

Сурогам мекунад аз ҳар касу аҳвол мепурсад,
Саломам медиҳад, ин ҷумла найранг аст, медонам.

Назар аз абруи соқию мутриб барнамедорам,
Қадам хам гашта ҳамчун қомати чанг аст, медонам.

Макун таклиф сайри гулшанам, ай богбон, дигар,
Ба дӯшам ин қабои норасо танг аст, медонам.

Зи аҳли чоҳ дасти матлаби худ кардаам кӯтаҳ,
Ба пойи хоҳишам ин кафшҳо танг аст, медонам.

Зи гулшан гӯшаи вайронаам, ай Сайидо, хуштар,
Навои чуғзро холӣ зи оҳанг аст, медонам!

* * *

Рӯзгоре шуд, ки хун аз дидаи тар мехурем,
Дар биҳишт афтодаему оби Кавсар мехурем.

Мағз то дар устухон дорем, меҳнатрӯзием,
Санғҳо аз ҳар тараф чун писта бар сар мехурем.

Мо кабоби синаи бекинаи ёри худем,
Бодаи гулгунтар аз хуни кабӯтар мехурем.

Бастаем аз халқ чашму комронӣ мекунем,
Шустаем аз баҳр дасту оби гавҳар мехурем.

Мо куҷо, ай Хизру оби чашмаи Ҳайвон куҷо?
Раҳм бар лабташнагиҳои Сикандар мехурем.

Баҳри Ширин Бесутунро Кӯҳкан гаҳвора кард,
Мо чу тифлон шир аз пистони модар мехӯрем.

Метавон пай бурд аз пешонии хуршеду моҳ,
Пешпоҳое, ки аз чархи ситамгар мехурем.

Бо забони дӯстӣ гирем аз халқ интиқом,
Хуни мардум ошкоро ҳамчу наштар мехурем.

Оби Ҳайвон то қиёмат бо Хизир поянда бод,
Мо шароби зиндагӣ аз дасти дилбар мехурем.

Сайидо, чун ғунча сар бар зонуи худ мондаем,
Кас чӣ донад мо гами фардои маҳшар мехурем?

* * *

Аз даҳр баски кулфати бисёр мекашам,
Аз ҳамнафас чу ойина озор мекашам.

Шамъам, зи гиря кулфати бисёр мекашам,
Аз нури чашми хеш ман озор мекашам.

Аз бахти тира бар ҳаваси дил намерасам,
Ин ришта дар гуҳар ба шаби тор мекашам.

То аз мақоми худ нагузорам қадам бурун,
Девор гирди хеш чу паргор мекашам.

Ойинаам зи суҳбати сайқал рамидааст,
Осудагӣ зи улфати зангор мекашам.

Як дона то зи Коҳкашонам шавад насиб,
Дандони заҳр аз даҳани мор мекашам.

Аз бузругони вақт садое нашуд баланд,
Худро чу кабк бар сари куҳсор мекашам.

Гоҳе матои худ, ки ба бозор мебарам,
Домону остини харидор мекашам.

Бе тавба мекунам тамаъи мағфират зи Ҳақ,
Бар Каъба норасида зи по хор мекашам.

Гармои рӯзи ҳашр зи ёдам чу бигзарад,
Доман зи сояи таҳи девор мекунам.

Андеша аз ҳисоби қиёмат чаро кунам,
Бар ман ҳар он чӣ ҳаст, сазовор мекунам!

Ойинаам ба суҳбати равшангар омада-ст,
Имрӯз интиқом зи зангор мекашам.

Андеша карда-карда равам сӯйи аҳли ҷуд,
Савдои худ зи хона ба бозор мекашам.

Меҳробвор қиблаи олам намешавам,
Ҳарчанд нақши хеш ба девор мекашам.

Дасти талаб намекунам аз остин бурун,
Домони худ зи панҷаи ғамхор мекашам.

Аз баҳри нӯш неш зи занбӯр мехурам,
Дар ганҷ меравам, зи думи мор мекашам.

Лабташнаам, вале-к ба як қатра чун садаф,
Дар баҳр интизории бисёр мекашам.

Хоҳам, ки дасти худ ба асо созам ошно,
Дар пойи хеш сарзаниш аз хор мекашам.

По кай ниҳодаам ба сари кӯчаи талаб?
Аз муҳтасиб итоб зи рафтор мекашам.

Дастам зи кӯтаҳӣ гираҳе во намекунад,
Аз побараҳнагӣ ситами хор мекашам.

Аз офати ситораи думдор алҳазар,
Мисвоки зоҳид аз сари дастор мекашам!

Мургон ба ошёна ба минқор хас баранд,
Ман, чун равам ба хона зи по хор мекашам.

Аз ёр шиква кардааму дорам инфаъол,
Хат бар замин зи шӯхии гуфтор мекашам.

Мисвоки зоҳид аз сари ӯ дур мекунам,
Дандони ин ситораи думдор мекашам.

Ҳосил нашуд зи гӯшанишинӣ муроди ман,
Худро зи хона бар сари бозор мекашам.

Ай Сайидо, маро ба асо нест эҳтиёҷ,
Дасти тиҳӣ зи дасти мададгор мекашам.

* * *

Сурма он рӯзе, ки аз чашмат ҷудо хоҳад шудан,
Устухонат нарм ҳамчун тӯтиё хоҳад шудан.

Сунбулат аз лашкари хат оварад рӯ дар шикаст,
Кокулат аз ин парешонӣ дуто хоҳад шудан.

Чашми бемори ту хоҳад монд паҳлу бар замин,
Абруят дар ҷустуҷӯйи муттако хоҳад шудан.

Рӯйи гандумгуни ту, одам, ки саргардони ӯст,
Ҷонишини шамъи кунҷи осиё хоҳад шудан.

Оҳуи чашмат, ки дар бегонагӣ хӯ кардааст,
Дар суроғи як нигоҳи ошно хоҳад шудан.

Мешавӣ девона аз савдои зулфат зуд-зуд,
Чини домонат туро занҷири по хоҳад шудан.

Пайкарат, к-з сабзаи тар мекашад озурдагӣ,
Зуд бошад вақфи нақши бӯрё хоҳад шудан.

Гӯштобе аз навои Сайидо хоҳӣ кашид,
Гулшанат рӯзе, ки бебаргу наво хоҳад шудан.

* * *

Ашки ман ғар инчунин аз дил бурун хоҳад шудан,
Доғҳои синаам гирдоби хун хоҳад шудан.

Гар ниҳам по бар сари девонагӣ чун гирдбод,
Осмонҳо тахтаи машқи ҷунун хоҳад шудан.

Дар дили Фарҳоди ман охир ғами ширинлабон
Монда-монда, ҳамчу кӯҳи Бесутун, хоҳад шудан.

Метавон кардан ба афсун аждаҳоро зердаст,
Нафси саркаш пеши ақл охир забун хоҳад шудан.

Дар талоши салтанат афтодаанд аз пой халқ,
Тоҷ агар ин аст, олам сарнагун хоҳад шудан.

Ҳар кӣ ояд бар сари кӯйи бутон чун офтоб,
Рафта-рафта, охир аз олам бурун хоҳад шудан.

Сайидо, ҳар кас ба ҷойи бода хуни дил хурад,
Сурхрӯ ҳамчун шароби лолагун хоҳад шудан.

* * *

Тоза месозам зи барқи нола доғи хештан,
Мекунам равшан ба оҳи дил чароғи хештан.

То ба кай, ай лола, доман мезанӣ бар оташам?
Рӯзгоре шуд, ки месӯзам ба доғи хештан.

Орзуҳои сипандам музтариб дорад маро,
Вақти он омад занам оташ ба боғи хештан.

Дорад аз марҳам ҳазар парвонаи доғи худам,
Мезанам гул бар сари худ аз чароғи хештан.

Гоҳ бар гирдоб мепечам, гаҳе бар гирдбод,
Рафтаам аз худ ба савдои суроғи хештан.

Фурсати бар гирди худ гаштан намебошад маро,
Соате аз гам намеёбам фароғи хештан.

Шоми субҳи рафтаи ман боз ояд бар сарам,
Мекунам ҳар шаб тамошо гашти зоғи хештан.

Аҳли суҳбат, Сайидо, умрест сарғарми худанд,
Бо кӣ ҳамчун шамъ месӯзӣ димоғи хештан?

* * *

Чашм то пӯшидаам аз орзӯи хештан,
Бастаам чун ғунчаи гул дар ба рӯи хештан.

Дидаам то печутоби косаи гирдобро,
Мебарам холӣ аз ин дарё сабӯи хештан.

Сар ба саҳро мезанам, то ёбам аз Маҷнун нишон,
Гирдбодам, меравам дар ҷустуҷӯи хештан.

Ёди умри рафта аз ҳам рехт аъзои маро,
Меравам чун барги гул дунболи бӯи хештан.

Кардаам чун шамъ аз хомӣ сари худро сафед,
З-ин надомат мезанам оташ ба мӯи хештан.

Ёди марҳам з-ин табибон дардам афзун мекунад,
Мегурезам аз давои чораҷӯи хештан

Ҷугзаму вайронаам бошад ҳисори офият,
Пой нагзорам дигар берун зи кӯи хештан.

Меравам дар хонаи ойина бар дафъи малол,
Менишинам бетакаллуф рӯ ба рӯи хештан.

Рӯзу шаб танпарварон саргаштаи нафси худанд,
Осиё бошад гирифтори гулӯи хештан.

Хомаи оташзабони дасти худро, Сайидо,
Мекашам чун мил дар чашми адӯи хештан.

* * *

Гар ба тавфи хокам он ошиқнавоз ояд бурун,
Аз сари хокам ба ҷойи сабза ноз ояд бурун.

Рафт сӯйи хонаи худ ёру ман то рӯзи ҳашр,
Менишинам бар умеди ин ки боз ояд бурун.

Кори хурдон аз бузургон зуд мегирад ривоҷ,
Шиша аз пеши хуми май сарфароз ояд бурун.

Гар ғамаш аз ноз бигзорад қадам дар синаам,
Ҷон ба истиқболи ӯ бо сад ниёз ояд бурун.

Бастаам дар хизмати зулфаш камар чун Сайидо,
Хизр кай аз фикри ин умри дароз ояд бурун?

* * *

Дилам афсурда шуд аз гардиши арзу само берун,
Маро як дона, он ҳам орд шуд аз осиё берун.

Сабо чун ҳалқаи дар чашм дар роҳи ту во карда,
Манеҳ аз маҳфили худ зинҳор, ай шамъ, по берун.

Агар резанд чун гул ташти оташ дар гиребонат,
Макун зинҳор даст аз остин пеши гадо берун.

Маро шарми гунаҳ афганда дар гирдоби ҳайронӣ,
Магар орад аз ин саргаштагӣ лутфи Худо берун.

Сари кӯйи ту аз хуни шаҳидон лолазоре шуд,
Намеояд туро пойи нигорин аз ҳино берун.

Набошад пеши ғофил эътиборе хоксоронро,
Наёяд чашми кӯр аз уҳдаи ин тӯтиё берун.

Ба зери хок то субҳи ҷазо ҳар рӯз ғавғоест,
Чаро ҳаргиз намеояд аз ин мардум садо берун?

Насими пераҳан бар по дарорад корвониро,
Ҳамин овоз ояд аз дили чоки диро берун.

Туро дасти муруввват то бувад бар дӯши ғамнокон,
Нахоҳад гашт аз шаҳри Бухоро Сайидо берун.

* * *

Талхкомам аз дили пурмуддаои хештан,
Мехурам захр аз барои ошнои хештан.

Орзуҳо бар сарам оварда савдоро ба ҷӯш,
Чанд рӯзе шуд намеёбам ҳавои хештан.

Не гиребоне руфӯ кардам, на чоки домане,
Мезанам бар сина дасти норасои хештан.

Болиши осойише ҳаргиз намебошад маро,
Мениҳам чун шамъ шабҳо сар ба пои хештан.

Бар сипанди ман агар оташ шабохун оварад,
Хуш намеояд, ки бархезам зи ҷои хештан.

Сарв меояд ба истиқбол аз боғи мурод,
Ростиро ҳар кӣ месозад асои хештан.

Гӯшаи абруи ӯ мадди назар бошад маро,
Кардаам аз шохи оҳу муттакои хештан.

Шиква доранд остину доманам аз кӯтаҳӣ,
Мекашам шармандагӣ аз дасту пои хештан.

Хонаамро сурати ҳастӣ ғубори хотир аст,
Мезанам оташ ба нақши бӯрёи хештан.

Аҳли ҳикмат, Сайидо, беҳушдору хӯрдаанд,
Аз кӣ меҷӯяд касе дигар давои хештан?

* * *

З-оташи ишқи ту об шуд ҷигари ман,
Марҳамате кун ба ҳоли чашми тари ман.

Ман киву ҷисми заифу гирди ту гаштан?
Қобили парвоз нест мушти пари ман.

Чанд чу Юсуф равӣ зи хона ба бозор?
Раҳм ба ҳоли падар кун, ай писари ман!

Бе гули рӯйи ту кӯтаҳ аст забонам,
Хораму бо кас намерасад зарари ман.

Аз ту шудам дур чун биҳишт зи одам,
Монда ҳамин ёдгор аз падари ман.

Мушти хасе нестам зи барқ гурезам,
Шуълааму оташ аст болу пари ман.

Ғунчаи гул шуд қафас зи мавҷи сиришкам,
Кист ба сайёди ман барад хабари ман?

Қуввати парвоз баски нест чу шамъам,
Сӯхт зи савдои шуъла болу пари ман.

Баски азизам ба базми бода, чу мино
Соқии маҷлис қасам хурад ба сари ман.

Даст зи тоат шуста зоҳиду мегуфт:
– Беҳунарӣ беҳ бувад аз ин ҳунари ман.

Медиҳадам, Сайидо, сипеҳру чу тӯтӣ,
Аз найи килкам вазифаи шакари ман.

* * *

Ба дастам кард гул то доғҳои оташини ман,
Зи ҷӯши булбулон ғирдоби хун шуд остини ман.

Дилам аз сӯхтан худро даме фориғ намедорад,
Кабоби шуълахӯён аст доғи дилнишини ман.

Зи фикри зулфи ӯ азбаски рӯзи тирае дорам,
Кунад таклифи Ҳиндам бахти хокистарнишини ман.

Набошад баркро бар ҳосили равшандилон дасте,
Ба гирди хирманам аз дур гардад хӯшачини ман.

Зи васли он парӣ ҳаргиз нашуд коми дилам ширин,
Сулаймонам, вале заҳр аст дар зери нигини ман.

Мадеҳ з-ин беш баҳри саҷдаам дарди сар, ай зоҳид,
Чу сандал суда шуд бар остони ӯ ҷабини ман.

Бидидам, Сайидо, то дар канори шона зулфашро,
Гумонҳое, ки бо ӯ карда будам, шуд яқини ман.

* * *

Бипӯш аз ҳастии худ чашму айши ҷовидонӣ кун,
Нишин дар кунҷи хилватхонаи худ, комронӣ кун!

Мадеҳ раҳ дар ҳарими хоси худ васвоси шайтонро,
Ба ҳар ҷо по ниҳӣ атрофи худро посбонӣ кун!

Рухи худ меҳр вақти шом созад аз шафақ гулгун,
Ту ҳам аз ҷоми май дар мавсими пирӣ ҷавонӣ кун!

Фалакро ҷомаи фатҳ аст дар бар хилъати нилӣ,
Либоси хешро, то метавонӣ, осмонӣ кун!

Надорад ҳеч суде ин замон ангушт хойидан,
Кӣ гуфт, ай шамъ, дар аввал ба оташ ҳамзабонӣ кун?

Табассумҳои рангин ғунчаро дар зери по бошад,
Ғами айём агар дилтанг созад, шодмонӣ кун!

Дили хунгаштаамро аз лаби худ шодмон гардон,
Сабӯи бодаамро пур зи оби зиндагонӣ кун!

Агар хоҳӣ ба занҷир оварӣ пойи бузургонро,
Бирав дар мулки Ҳинду чанд рӯзе филбонӣ кун!

Бувад розӣ ба марги хеш дар кунҷи қафас булбул.
Макаш тег аз ниёми кину бо мо меҳрбонӣ кун!

Агар хоҳӣ гузорӣ, Сайидо, сар дар рикоби ӯ,
Ба барқи гармрав якчанд рӯзе ҳаминонӣ кун!

* * *

Аз дили зорам нафас маъюс меояд бурун,
Бӯйи шамъи кушта з-ин фонус меояд бурун.

Дар гулистоне, ки гардад гулрухи ман ҷилвагар,
Сабзааш ҳамчун пари товус меояд бурун.

З-остини шохи гулҳои чаман вақти хазон
Ҷойи ҳар барге кафи афсус меояд бурун.

Нашъаи май оқибат девонагӣ ёд оварад,
Рафта-рафта ошиқ аз номус меояд бурун.

Шамъи рухсори кӣ имшаб хона равшан мекунад,
Мурдаи парвона аз фонус меояд бурун?

Бонги ҳастӣ хушкмағзонро садои реҳлат аст,
Нолаи воҳасрато аз кӯс меояд бурун.

Мунъимони аҳди мо ҳар ҷо, ки манзил мекунанд,
Аз замин Қорун пайи побӯс меояд бурун.

Сайидо, бо ин фиғон гар по гузорам сӯйи дайр,
Пеши по аз нолаам ноқус меояд бурун.

* * *

Ба даври хатти рухсорат дучандон гашт оҳи ман,
Шуд охир донаи холи лабат меҳри гиёҳи ман.

Маро тоқи ду абрӯйи ту меҳроби дуо бошад,
Магардон рӯй аз ман Каъбаи ман, қиблагоҳи ман.

Мани бехонумон гайр аз ту арзи дил киро гӯям?
Ту ҳам мирию ҳам султонию ҳам подшоҳи ман.

Маро чун гирдбод охир биёбонмарг хоҳӣ кард,
Нигори ман, қаландармашраби ман, кажкулоҳи ман.

Ба ҳар ҷо қасди рафтан мекунам, пеши ту меоям,
Фалак сӯйи ту во карда-ст аз ҳар кӯча роҳи ман.

Диламро гаҳ дар обу гаҳ дар оташ мезанад чашмат,
Ба дасти золиме афтода тифли бегуноҳи ман.

Ҳадаф аз шасти софи қодирандозон ҳазар дорад,
Битарс, ай ҷангҷӯ, ҳангоми субҳ аз тири оҳи ман.

Забонат дар даҳон чун мағзи бодом аст дар шаккар,
Бувад холи лабат, ай рашки гул, қанди сиёҳи ман.

Табибо, бар сари болинам аз баҳри чӣ меоӣ?
Тавон фаҳмид ҳоли зорам аз набзи нигоҳи ман.

Зи кунҷи хонаи худ, Сайидо, берун намеоям,
Мабодо пай барад агёр аз ҳоли табоҳи ман.

* * *

Ҷунунам даштпаймо шуд, кун, ай Маҷнун, ҳазар аз ман,
Биёбон доғҳо чун лола дорад бар ҷигар аз ман.

Ман он сайдам, ки хотирҷӯйии сайёд месозам,
Қафас кай метавонад кард қатъи болу пар аз ман?

Маломатгӯйиро аз шикваам гарм аст бозораш,
Забони тезу рӯйи сурх дорад нештар аз ман.

Зулайхо кард иншо номае аз Миср бо Канъон,
Ки то бошем дар олам, падар аз ту, писар аз ман.

Ба вақти сӯхтан дар анҷуман парвона мегӯяд:
– Агар ҳаст аҳли дарде, по гузорад пештар аз ман!

Ба азми Каъба бастам рахт, дар бутхона афтодам,
Надорад ин биёбон раҳраве гумроҳтар аз ман.

Ба булбул гуфт вақти реҳлати гул аз чаман шабнам:
– Фиғон аз боғбону нола аз ту, чашми тар аз ман.

Ба ёди зулфи ӯ шаб то саҳар парвоз месозам,
Намебинад ба хоб осойише болини пар аз ман.

Чӣ сон чашм аз тамошои ҷамолаш ком баргирад,
Парирӯе, ки ғоиб мешавад дар як назар аз ман?

Ба гӯши ғунча ҳарфе гуфт гул вақти видои ӯ:
– Зи ту зорию оҳ аз сарву зӯр аз хору зар аз ман.

Задам бар об баъд аз сӯхтан хокистари худро,
Ҷунун афганд шӯре оқибат дар баҳру бар аз ман.

Маро аз чӯби сандал, ай табибо, нест беҳбудӣ,
Макаш имрӯз чун роҳатпарастон дарди сар аз ман.

Ниҳад пушти мураббӣ бар замин тифли ятим охир,
Садаф меафганад ин пунба дар гӯши гуҳар аз ман.

Маро бо аҳли дил чун ҳалқаи занҷир пайванд аст,
Хабар аз хеш дорад, ҳар кӣ мегирад хабар аз ман.

Ба ҷустуҷӯйи ӯ гардам ба як дам гирди оламро,
Ғуборолуда гардад меҳр ҳангоми сафар аз ман.

Маро аз модари айём панде ҳаст дар хотир,
Шунав, ай Юсуфи ҷонҳо, ба арвоҳи падар аз ман.

Ба мутриб, Сайидо, дар базми ӯ мегуфт аз мастӣ:
– Наво аз най, тараннум кардан аз ту, шеъри тар аз ман!

* * *

Аз риёзат нафсро кардам кабоби хештан,
Шергирам кард соқӣ аз шароби хештан.

Орзуи субҳ ҳамчун шамъ чашмамро гудохт,
Сӯхтам дар интизори офтоби хештан.

Беқарори бисмили теғи худам, ҷон медиҳам,
Куштаи симобро аз изтироби хештан.

Сарф кардам умри худ бо дӯстони мунқалиб,
Рехтам дар шишаи соат гулоби хештан.

Пешмарги хеш чун парвона кардам базмро
Чашм то чун шамъ пӯшидам зи хоби хештан.

Ҳалқа бар дарҳои кӯйи ағниё дасти рад аст,
Соил аз занҷир меёбад ҷавоби хештан.

Чашм накшоям, нагирам Юсуфе то дар канор,
Лек ҳар шаб гург мебинам ба хоби хештан.

Сайидо, азбаски дорам доғ дар болои доғ,
Аз намак мерезам оташ бар кабоби хештан.

* * *

Ин чӣ рангу рухсор аст? Гулшани ҷамол аст ин!
Ин чӣ қадду рафтор аст? Ғояти камол аст ин!

Пеши рӯйи тобонат ҷилваи таҷаллӣ чист?
Офтобу моҳ аст он, партави ҳилол аст ин.

Бо даҳони майнӯшат нест ғунчаро нисбат,
Чашмаи ҳаёт аст он, соғари сафол аст ин.

Мекунӣ гаҳ истиғно, мекунӣ гаҳе дашном,
Шишаи шароб аст он, шарбати висол аст ин.

Аз худ анҷуман кардан май зи хуни дил хӯрдан,
Базми пойдор аст он, айши безавол аст ин.

Аз замин чӣ меҷӯйи в-аз фалак чӣ мехоҳӣ?
Гунбади тилисм аст он, чодари хаёл аст ин.

Аз ғамат чу нақши по, хок мекунам бар сар,
Ваҳ чӣ рӯзгор аст он, оҳ ин чӣ ҳол аст ин?

Ҳамнишин маро бо ту ҳар кӣ дид, мегӯяд:
– Пири куҳнакор аст он, шӯхи хурдсол аст ин.

Ҳар куҷо ту мебошӣ, Сайидо бувад он ҷо,
Юсуфию Миср аст он, ҳинду хокмол аст ин.

* * *

Намеоӣ ба болинам, намегирӣ хабар аз ман,
Илоҳӣ, дил ба бераҳме диҳӣ, гардӣ батар аз ман!

Ба кунҷи хона имшаб аз ғамат чандон фиғон кардам,
Ки дар фарёд шуд ҳамчун ҷарас девору дар аз ман.

Ман он мурғам, ки дар саҳни гулистон буд парвозам,
Таманнои висолат рехт охир болу пар аз ман.

Чӣ хоҳӣ кард агар фардои маҳшар доманат гирам?
Чаро имрӯз мепечӣ ту ҳамчун ғунча сар аз ман?

Маро куштию дар оташ задию хашмгин рафтӣ,
Чӣ дидӣ? Гӯй, ай бераҳм, ай бедодгар, аз ман?

На ман бозам, на ту сайдй, на ман шерам, на ту оҳу,
Чаро, ай бемурувват, мегурезӣ ин қадар аз ман?

Зи савдои ту дар шаҳр он қадар афсона гардидам,
Ки мехонанд мардум қиссаҳо дар раҳгузар аз ман.

Ба модар додаам аз хатти рӯят хатти безорӣ,
Шуда аз дӯстиҳои ту рӯгардон падар аз ман.

Муҳаббат ошиқонро мустаҷобддаъва месозад.
Азизи Миср гардад, ҳар кӣ меёбад назар аз ман.

Нигаҳро додаам то об аз рӯйи арақнокат,
Намегардад ҷудо то рӯзи маҳшар чашми тар аз ман.

Ба чашми кам мабин, ай оби Ҳайвон, тифли ашкамро,
Садаф дар баҳри Уммон мешавад олигуҳар аз ман.

Зи маъшуқ аст тамкину зи ошиқ гирди сар гаштан,
Зи ту истодагӣ, ай сарву чун қумрӣ сафар аз ман.

Тую чун ҷоми май хуррам, ману чун гул дили пора,
Шароби лаълфом аз ту бувад, хуни ҷигар аз ман.

Макун аз шикваи аҳли ғараз озурда хотирро,
Маранҷ аз гуфтаи симоварон, ай симбар, аз ман!

Садаф бар мавчи об ин нақш карду дод бар гавҳар,
Фаромӯшам кунад ҳар кас, шавад соҳибгуҳар аз ман.

Мапурс, ай Сайидо, имрӯз аҳволи сару поям,
Ҷудо гаштанд аз бахри сурогат пову сар аз ман.

* * *

Хонаам аз рӯйи ӯ имшаб чаман хоҳад шудан,
Шамъи маҷлис мили чашми анҷуман хоҳад шудан,

Бӯстонеро, ки моҳи ман тамошо кардааст,
Ғунчаҳояш Юсуфи гулпераҳан хоҳад шудан.

Нолае гар аз сияҳбахтӣ ба гулшан сар кунам,
Сурмаи овози мургони чаман хоҳад шудан.

Мурдаи парвонаро печида дар фонус шамъ,
Пардаи маъшуқ ошиқро кафан хоҳад шудан.

Холи ӯ дар мавсими хат корвонҳо мезанад,
Дузд чун соҳибҳашам шуд, роҳзан хоҳад шудан.

Хусравро, мағрури тахту тоҷу ганҷи худ машав,
Рӯзи маҳшар хунбаҳои Кӯҳкан хоҳад шудан.

Дилбари ман гар ба шеъру шоирӣ дорад саре,
Бо ман охир чун қалам ёри сухан хоҳад шудан.

Мерасонад ҳар кӣ чун савсан забон бар ҳарфи мо,
Ғунчаосо муҳраш охир бар даҳан хоҳад шудан.

Вақти тифлӣ гирди ӯ гардида мегуфтам ба худ,
Охир ин оташ балои ҷони ман хоҳад шудан.

Рӯзгоре шуд, ки мегардем ҳамчун офтоб,
То кадомин сарзамин моро ватан хоҳад шудан.

Сайидо, ғар оварад аз зулфи ӯ бӯе насим,
Кӯчаҳои шаҳр саҳрои Хутан хоҳад шудан.

* * *

Кучо рафтӣ зи оғӯши тамошо, ай нигори ман?
Нигаҳ фаввораи хун шуд ба чашми интизори ман!

Ба ҳолам ҳар кӣ андозад назар, хомӯш мегардад,
Ба санги сурма паҳлӯ мезанад санги мазори ман.

Ба рақс овард чун Фарҳоду Маҷнун кӯҳу саҳроро,
Гули доғи ҷунуни ман, насими лолазори ман.

Чӣ рӯйи оташин аст он, чӣ қадди шуълахез аст ин?
Шарори хирмани барқи ман, оғӯшу канори ман!

Лаби лаълат, сари кӯят, хати сунбул харидорат,
Шароби бехумори ман, биҳишти ман, баҳори ман!

Туӣ дармони дарди ман, табиби Сайидои ман,
Матои хонумони ман, чароғи рӯзгори ман.

* * *

То чароғи анҷуман кардам забони хештан,
Мехурам чун шамъ дойим мағзи ҷони хештан.

Гавҳари ман дар таҳи гарди касодӣ шуд ятим,
Вақти он омад, ки барбандам дукони хештан.

Рӯйи беҳбудӣ надорад доғҳои синаам,
Зардрӯйӣ мекашам аз гулситони хештан.

Ҳар киро бинам ба олам, хешро гум кардааст,
Аз кӣ меҷӯяд касе дигар нишони хештан?

Ҷуғзро вайронаҳо бошад ҳисори офият,
Кулбаи худ кардаам доруламони хештан.

Чун кафи дасти гадо дастурхони ман тиҳист,
Мекашам шармандагӣ аз меҳмони хештан.

Шиква аз хони фалак, ай лола, пеши ман макун,
Мехурам ман ҳам ба хун тар карда нони хештан.

Мағзи худро сӯхтам аз бечорагӣ ҳамчу шамъ,
Даст акнун мондаам бар устухони хештан.

Мешавад аз хандаи ойина олам гулситон,
Гар бибинам акси рӯйи заъфарони хештан.

Модари даврон ба ҷойи шир хунам доду рафт,
Душманиҳо дидаам аз меҳрбони хештан.

Ҳар кӣ механдад чу гул дар ин гулистон, оқибат
Мезанад худ пушти дасте бар даҳони хештан.

Пешвои қавм гардад оқибат меҳробвор,
Қиблаи худ ҳар кӣ созад дилситони хештан.

Чанд бо ман медиҳӣ дарди сар, ай паҳлӯнишин?
Рӯзгоре шуд, гирифторам ба ҷони хештан.

Манзили мо гашта чун тири ҳавоӣ бенишон,
Хонабардӯшем дойим чун камони хештан.

Сайидо, аз килки худ дойим суханҳо мекашам,
Захмҳо дорам ба дил аз ҳамзабони хештан.

*   *   *

То ба ӯ равшан кунам сӯзн ниҳони хештан,
Мезанам чун шамъ дар оташ забони хештан.

Умрҳо шуд, пеши тираш чун ҳадаф истодаам,
То кунад ҳоли маро хотирнишони хештан.

Дар баногӯши хати мушкини ӯ мегуфт зулф:
– Ҳеч кас қадре надорад дар замони хештан!

Аз ҳаё бар остони хона по нанҳодаӣ,
Нестӣ кӯтаҳзабон аз посбони хештан.

Дар чаман то аз фиғони худ сухан сар кардаам,
Андалебон рафтаанд аз ошёни хештан.

Дар пайи зулфаш ҳавосамро парешон сохтам,
Ҳеч кас ғорат накарда корвони хештан.

Во шавад монанди боли қумриён оғӯшҳо,
Сарви ман рӯзе, ки бикшояд миёни хештан.

Ҳар замон чун мӯйи оташдида мепечад ба худ,
Ёд карда зулфи ӯ Ҳиндустони хештан.

Ошноӣ бо гули рухсори ӯ сурат набаст,
То накардам ҳамчу килки мӯ забони хештан.

Нест ғайр аз пораи дил рӯзии аҳли ҳиҷоб,
Ғунча дорад мушти хуне дар даҳони хештан.

Хешро Юсуф гузорад дар тарозу ҳамчу санг,
Ҳусни ӯ рӯзе, ки бикшояд дукони хештан.

Бе талаб, ай Сайидо, мақсад намеояд ба каф,
Ҷо ба маҷлис мекунад най аз фиғони хештан.

* * *

Ба дарё кардаам ҳӯ, мавҷи обам метавон гуфтан,
Ба каф дорам сари бетан, ҳубобам метавон гуфтан.

Ба шохи шуъла дорам ошён монанди парвона,
Самандартинатам, мурғи кабобам метавон гуфтан.

Ба боғи даҳр чун шабнам надорам хоби осойиш,
Чу аҳли корвон по дар рикобам метавон гуфтан.

Ба мардум менамоям хешрову лек нобудам,
Дар ин саҳрои бепоён саробам метавон гуфтан.

Либоси фақру табъи равшане, ай Сайидо, дорам,
Ба зери абр пинҳон офтобам метавон гуфтан.

* * *

Намегардад садои ҷуд аз аҳли карам берун,
Намеояд аз ин дарёдилон, умрест, нам берун.

Сароб аз ҳилаи дунёпарастон сар ба саҳро зад,
Сазои он, ки дар ин аҳд ояд аз адам берун.

Надорад эҳтиёҷи зебу зинат иззати зотӣ,
Наояд бӯйи мушк аз нофи оҳуи ҳарам берун.

Бувад ваҳми хатар аз ҳамнафас танҳонишинонро,
Намеояд зи акси хонаи ойина дам берун.

Зи арбоби сухан кай тирабахтӣ дур мегардад?
Мудом оби сияҳ меояд аз ҷӯйи қалам берун.

Ба чашми булҳавас роҳи назар барбаста авлотар,
Ҳамон беҳтар наёяд з-ин тарозу санги кам берун.

Ба сӯйи Каъба чашми масти ӯ эҳром агар бандад,
Пайи қурбонии ӯ ояд оҳуи ҳарам берун.

Ҳисори офият фонус бошад шамъи маҷлисро,
Манеҳ, ай Сайидо, аз остони худ қадам берун.

* * *

Кардаам чун гунча сар дар остини хештан,
Бахя бар лаб дорам аз чини ҷабини хештан.

Доғ ҳамчун лола дорад орзуи дил маро,
Сӯхтам аз оташи паҳлуҳнишини хештан.

Гармии афсонаам чун шамъ ҷисмамро гудохт,
Об гаштам аз забони оташини хештан.

Раҳнамоӣ мекунам бар хирмани худ баркро,
Меравам худ пеш-пеши хӯшачини хештан.

Сайидо, пурхун кунам чун гул даҳони хасмро,
Санг бар каф дорам аз фикри матини хештан.

* * *

Кардаам болини осойиш зи дасти хештан,
Хуфтаам дар сояи девори пасти хештан.

То ба кай, ай писта, магзамро парешон мекунӣ?
Рафтаам ман ҳам ба савдои шикасти хештан.

Соқии даврон муҳайё карда ҷоми интиқом,
Такя, ай наргис, макун бар чашми масти хештан.

Панҷа бар рӯ мезадам з-ин пеш тифли тавбаро,
Мегазам чун ғунча акнун пушти дасти хештан.

Меравам з-ин баҳр охир, Сайидо, бо дасти хушк,
Ғайри маъюсӣ намебинам ба шасти хештан.

* * *

Агар як дам шавад холӣ зи мавҷи май сабӯи ман,
Нафас чун ҳалқаҳои дом печад бар гулӯи ман.

Ҳавои кӯчагардӣ нест фарзанди маро бар сар,
Намеояд ба берун аз ҳарими ғунча бӯи ман,

Маро як раҳ намеояд ба бар сарви равони ӯ,
Самар ҳаргиз намебандад ниҳоли орзуи ман.

Диҳад бо ташнагон оби худой соғари хушкам,
Шаванд осуда халқ аз сояи нахли кадуи ман.

Зи худ рам хӯрда дар доми фиребат кас намеафтад,
Машав, ай гирдбод, ошуфта баҳри ҷустуҷӯи ман.

Гули раъно барад рашки хазону навбаҳорамро,
Намесозад зи якдигар ҷудой рангу бӯи ман.

Зи суҳбат даст шустам, рӯй то дар хилват овардам,
Таҳорат мекунанд ин қавм бо оби вузӯи ман.

Забони хомаам, ай Сайидо, то шуълаафшон шуд,
Ба худ, чун мӯйи оташдида мепечад адӯи ман.

* * *

Аз мураббӣ баски рам хӯрда дили бадхӯи ман,
Муттако море бувад хуспида дар паҳлӯи ман.

Мекунад фарзанди ноқобил падарро мунфаил,
Гиря аз беҳосилӣ по мениҳад бар рӯи ман.

Ғунчахуспӣ фориғам кард аз дари арбоби ҷуд,
Сандали дарди сарам шуд кундаи зонуи ман.

Аз дили худ, рӯзгоре шуд, намеёбам хабар,
Шуд биёбонмарг ҳамчун гирдбод оҳуи ман.

Ҳар кӣ як раҳ сӯйи ман бинад, фаромӯшам кунад,
Тоқи нисён аст гӯё гӯшаи абрӯи ман.

Сад гиреҳ дар кори ман афтода чун банди қабо,
Зинҳор, ай ҳамнишин, бигрез аз паҳлӯи ман!

Баҳри рӯзӣ аз рафиқи хеш дур афтодаам,
Осиё, умрест мегардад ба ҷустуҷӯи ман.

Сайидо, шабҳо надорам хоби роҳат ҳамчу шамъ,
Болиши осойишам бошад сари зонун ман.

* * *

Шабе, ай шамъ, дар оғӯши мо ҷо метавон кардан,
Чу гул дар гулшани мо синаро во метавон кардан.

Чаро як раҳ назар бар ҳолам, ай гулрух, намесозӣ?
Баҳор омад, гулистонро тамошо метавон кардан.

Дукон во карда дар бозор муҳтоҷи харидорем,
Матои камбаҳо дорем, савдо метавон кардан?

Зи ҷӯйи шир омад рахнаҳо дар Бесутун пайдо,
Ба нармӣ кӯҳро аз ҷой беҷо метавон кардан.

Қадаҳро то кай, ай соқӣ, ниҳон дар остин дорӣ?
Гаҳе сӯйи ҳарифон даст боло метавон кардан.

Дари гулзорро, ай боғбон, то чанд барбандӣ?
Ба ҳоли андалебон гоҳ парво метавон кардан.

Ба ашки сурху ранги қаҳрабои Сайидо бинғар,
Лаболаб доман аз гулҳои раъно метавон кардан.

* * *

Ба хок афтода ғарди сурмаи чашми сиёҳат ман,
Ба хун ғалтида сайди бисмили теғи нигоҳат ман.

Асири ғунчаи хандони лаълат сад қафас булбул,
Гиребонпераҳанчоки гули тарфи кулоҳи ман.

Ба гулшан бандаи озоди сарви қоматат қумрӣ,
Ғуломи ҳалқабаргӯши хати сунбулпаноҳат ман.

Гадои муфлисе, бехонумон пири таҳидасте,
Зи по афтода, аз худ рафтаи сарҳои роҳат ман.

Ба базми дилбарон гар даъвии ширинлабӣ созӣ,
Чу кӯҳи Бесутун имрӯз побарҷо гувоҳат ман.

Нигаҳ бар оразат чун Сайидо дуздида месозам,
Чу пуштойинаи шармандаи рӯйи чу моҳат ман.

* * *

Гузаштӣ маст бо ғайру задӣ оташ ба доғи ман,
Куҷо рафтӣ, биё, ай шабнами гулҳои боғи ман!

Ба сӯйи кулбаи ман по гузору хона равшан кун,
Парида ранг чун парвона аз рӯйи чароғи ман.

Ба ҳар ҷо меравам, бӯйи кабоб ояд зи аъзоям,
Намедонам кӣ афганда-ст ин оташ ба доғи ман?

Зи шаб то рӯз бар гирди сарам кошона мегардад,
Зи санги осиё оварда оташро чароғи ман.

Ба бӯйи сунбули зулфаш нафас парварда мағзамро,
Парешонӣ нахоҳад рафт берун аз димоғи ман.

Туро чун бӯйи гул карда-ст дар бар ғунчаам пинҳон,
Мунодӣ мекунад боди сабо дар кӯчабоғи ман.

Ба сӯйи кулбаам дишаб назар кардию бигзаштӣ,
Зиёратгоҳ шуд парвонаро пойи чароги ман.

Ба сарвақтам намеоӣ, хазон гаштам, намепурсӣ,
Биҳишти ман, баҳори ман, гули раънои боги ман!

Чӣ кардам ман, чӣ гуфтам ман, чӣ дидӣ, аз чӣ ранҷидӣ?
Маҳи ман, кавкаби ман, нури чашми ман, чароғи ман!

Такаллум не, табассум не, нигоҳе не, адое не,
Гули ман, шабнами ман, ғунчаи ман, бедимоғи ман!

Ба рухсорат аракро Сайидо дида-сту мегӯяд:
– Нагардад то қиёмат дур об аз рӯйи боғи ман!

* * *

Ғарибам, нест ҳамчун лола дилсӯзе ба доғи ман.
Зи шаб то рӯз чун парвона месӯзад чароғи ман.

Ғули нашкуфтаам, умрест сар дар пераҳан дорам,
Тамошои чаман рафта-ст берун аз димоғи ман.

Ба таклифам агар ояд насим, аз роҳ баргардад,
Нафас кӯтоҳ гардад субҳдамро аз суроғи ман.

Ҳавас кардам зи лаълат нӯшдору, нешҳо хӯрдам,
Мушаббак гашта ҳамчун хонаи занбӯр доғи ман.

Ғалат кардам илоҷи хеш ҷустам аз ту, ай лола,
Ту ҳамчун гул ниҳодӣ доғ бар болои доғи ман.

Ғулистони маро обод дорад сустбунёдӣ,
Наосояд касе дар сояи девори боғи ман.

Ба нохун дасти байъат дода захми синаам чун гул,
Намеёбам табибе, то ниҳад марҳам ба доғи ман.

Асо бар каф муҳайё кардааст аз шамъ парвона,
Зи шаб то рӯз саргардон бувад баҳри суроғи ман.

Ба бӯйи равғани об аст шабҳо хонаам равшан,
Дили парвона месӯзад ба аҳволи чароғи ман.

Чароғон мекунам ҳар шому бахти тира меояд,
Тамошо метавон кардан ба шабҳо гашти зоғи ман.

Шавад аз оби як сарчашма чандин киштҳо ҳосил,
Расонад лолаву гул нисбати худро ба доғи ман.

Зи даврон он қадар, ай Сайидо, озурдагӣ дорам,
Намакро мешуморад марҳами кофур доғи ман.

* * *

Хуш он рӯзе, ки май нӯшида мерафтӣ ба боғи ман,
Чаман мерехт шабҳо равғани гул бар чароғи ман.

Намедонам чӣ дорӣ имшаб, ай бадхӯй, дар хотир,
Гаҳ аз шамъу гаҳ аз парвона месозӣ суроғи ман?

Ба захми сина чун гул рӯйи беҳбудӣ намебинам,
Чаро, ай бетараҳҳум, мезанӣ оташ ба доғи ман?

Димоғат имшаб аз ҳанґомаи ман тоза хоҳад шуд,
Чу шамъи меҳру маҳ бе дуд месӯзад чароғи ман.

Чу мастон ғунчаро дар боғ бе рӯйи ту бӯ кардам,
Ба ранги шишаи май меравад хун аз димоғи ман.

Гулистони маро бар хок яксон кардию рафтӣ,
Гиребончок аз дасти ту бошад кӯчабоғи ман.

Надорад тоқати соҳибҳунар ҳампешаи оҷиз,
Ба саҳро лолаҳо рафтанд аз савдои доғи ман.

Сияҳ пӯшида шабҳо, моҳи ман, азми куҷо дорӣ?
Занад ҳар шом бахти тира паҳлу бар чароғи ман.

Ба дил чун ғунчаи гул дорам аз бӯйи ту пайғоме,
Насими субҳ месозад дар ин гулшан суроғи ман.

Раҳи кошонаам парвонаро рафта-ст аз хотир,
Намерезад касе, умрест, равған бар чароғи ман.

Ба бӯят гулшанамро интизорӣ он қадар додам,
Гули хори сари девор шуд гулҳои боғи ман.

Биёбони Хутан, ай Сайидо, ғардид гулзорам,
Гузар карда-ст он гулрӯ магар аз кӯчабоғи ман?

* * *

Ай дил, чу булбул аз пайи он бевафо марав!
Аз дасти мо парида чу ранги ҳино марав!

Меҳроб з-интизори ту оғӯш карда ӯ,
Бар хонаи Худо зи барон Худо марав.

Дар базми гулрухон сабукӣ санги тафриқа-ст,
Ай бӯйи гул, ба ҳар нафасе чун сабо марав!

Ҳар ҷо равӣ чу соя ба дастор ҳамраҳӣ,
Чун офтоб сар зада бе раҳнамо марав!

Бо қумриён ҳаёти худ, ай сарв, бигзарон,
Зинҳор аз навои ҳазорон зи ҷо марав!

То кай ба мо сухан ба сари зулф мекунӣ?
Пайваста зери сояи боли ҳумо марав!

Бегонавор гӯш ба ҳарфи касон манеҳ,
Берун зи худ ба ҳар сухани ошно марав!

Ай Сайидо, ту поси дили худ нигоҳ дор,
То сар бувад ба ҷой, дар он кӯ ба по марав!

* * *

Хома мепечад ба худ аз зулфи чун занҷири ӯ,
Мекашад шармандагӣ наққош аз тасвири ӯ.

Ханҷари ошиққушӣ дорад ниҳон дар остин,
Бӯйи хуни Кӯҳкан ояд зи ҷӯйи шири ӯ.

Аҳли тақво бар даҳон доранд зикри новакаш,
Зоҳидонро ҷӯби мисвок аст ҷӯби тири ӯ.

Дар каманди сурмаолудаш нигаҳ карда-ст банд,
Ҳушмандонро фиреби чашми пуртадбири ӯ.

Остини муддао ҷӯёи дасти бехудист,
Пойи хоболуда хоҳад гашт домангири ӯ.

Ай Зулайхо, зуд Юсуфро суйи Канъон фирист,
Магзарон аз ҳад, биёндеш аз дуои пири ӯ.

Сайидо, аз ҳоли дил имрӯз пеши кас магӯй,
Хона чун вайрон шавад, мушкил бувад таъмири ӯ.

* * *

Маҷлисафрӯзии рухсораи некӯят ку?
Кокулафшонии он қомати дилҷӯят ку?

Тойири новаки мижгони ту паррехта шуд,
Қодирандоз камондории абрӯят ку?

Ду ҷаҳон буд шаҳиди нигаҳи ҷодуят,
Фитнаи наргиси мардумкуши ҷодуят ку?

Он ки аз ҳеч сабаб ром намешуд ба касе,
Нашуда роми кас он тундии оҳуят ку?

Об мекард ба наззора дили мардумро,
Подшоҳона назар кардани оҳуят ку?

Ҳарфи паҳлузада мегуфт ҳама умр ба мо,
Он кӣ чун банди қабо буд ба паҳлӯят, ку?

Мекашидӣ ба як андоз камони ҳама кас,
Қоматат гашт камон, қувваи бозуят ку?

Хӯйи бегонавашӣ пеш гирифта в-арна
Сайидо аз дилу ҷон буд дуогӯят, ку?

* * *

Ай, сурма сайдгаштаи чашми сиёҳи ту,
Бошад каманди гардани оҳу нигоҳи ту!

Силӣ занад хироми ту мавҷи саробро,
Сайёдро фиреб диҳад ҷилвагоҳи ту.

Аз дастбурди шабнами офат муназзаҳ аст,
Чун барги ғунча домани исматпаноҳи ту.

Умрест ҳамчу чашми гадо кӯчабоғҳо
Истодаанд мунтазири гарди роҳи ту.

Тифлони бепадар ҳаваси тоҷи зар кунанд,
Дил бастааст ғунча ба тарфи кулоҳи ту.

Азбаски интизори ҳалокам чу Сайидо,
Чашмам шуда-ст ҷавҳари теғи нигоҳи ту.

* * *

Шӯхи наққоше, ки рангам мекунад тасхири ӯ,
Бӯйи хуни булбул ояд аз гули тасвири ӯ.

Шӯхи наққоше, ки хун мерезад аз таҳрири ӯ,
Мепарад ранг аз рухам аз дидани тасвири ӯ.

Дар биёбоне, ки ман тарҳи шикор афгандаам,
Аз саводи сояаш рам мекунад нахчири ӯ.

Кӯҳканро кард ишқи ошкор охир ҳалок,
Оқибат дарёи хун гардид ҷӯйи шири ӯ.

Сар буридан хомаро роҳи сухан во кардан аст,
Арзи ҳоли хеш гӯям дар таҳи шамшери ӯ.

Дар талоши зулфи ӯ хубон ба ҳам печидаанд,
Ҳалқаи гӯши парируён бувад занҷири ӯ.

Сайидо, азбаски дорам иштиёқи новакаш,
Сабз мегардад ба мағзи устухонам тири ӯ.

* * *

Васфи рухаш гул асту варақ гулшан аст аз ӯ,
Шамъ аст хомаам, ки сухан равшан аст аз ӯ.

Булбул ба дӯши шох кабоб аст хунчакон,
Гул дар канори боғ сари бетан аст аз ӯ.

Он ғунчае, ки чоки гиребон надидааст,
Сарҳои халқ тукмаи пероҳан аст аз ӯ.

Он Юсуфе, ки дида Зулайхои ман ба хоб,
Хуршеду Маҳ чароғи таҳи доман аст аз ӯ.

Исодаме, ки чок ба гардун фигандааст,
Домони субҳ дар талаби сӯзан аст аз ӯ.

Дар хонае, ки моҳи ман ором кардааст,
Нуҳ гунбади сипеҳр яке равзан аст аз ӯ.

Холи рухаш ағарчи сипандест сӯхта,
Оташ фитода дар дили ҳар хирман аст аз ӯ.

Гардун, ки доманаш зи шафақ гашта лолазор,
Рухсорааш чу барги гули савсан аст аз ӯ.

Боди сабо, ки аз нафасаш мушк медамад,
Дуди ситорасӯхтаи гулхан аст аз ӯ.

Ин доғҳо, ки бар ҷигари лола мондааст,
Ай Сайидо, ба ҷони фигори ман аст аз ӯ.

* * *

Намениҳам ба дари боғи хулд по бе ту,
Намоядам ба назар коми аждаҳо бе ту.

Зи рафтани ту ҷунун рӯй бар ман оварда,
Ба кӯҳу дашт гурезам зи ошно бе ту.

Зи дурии ту асирам ба кундаи зону,
Муқайид аст ба занҷир дасту по бе ту.

Зи пушти кулбаи ман офтоб мегузарад,
Рамидааст зи кошонаам сабо бе ту.

Кунанд ханда ба нокомиям гулу ғунча,
Зи андалеб ба гӯшам расад наво бе ту.

Зи рафтани ту шуда ғунчахусп лолаву гул,
Накардааст чаман сина бар ҳаво бе ту.

Зи гиря хона ба селоб додаму рафтам,
Зи сӯзи дил задам оташ ба бӯрё бе ту.

Чу соя аз таҳи девори худ намеҷунбам,
Намеравам мани бечора ҳеч ҷо бе ту.

Ба ҳар замин, ки гузорам қадам, ба сар ғалтам,
Хурам зи гардиши афлак пешпо бе ту.

Маро агар ба тамошои лолазор баранд,
Бувад ба дидаи ман дашти Карбало бе ту.

Ба фикри хоб сарам то ба рӯз мегардад,
Шуда-ст болиши ман санги осиё бе ту.

Фироқи ту зада оташ ба сокинони чаман,
Ниҳодаанд чу гул сина бар ҳаво бе ту.

Ба Сайидо назар, ай лоларӯ, намесозӣ,
Гирифта чеҳраи ӯ ранги каҳрабо бе ту.

* * *

Дар хони мунъимон ба умеди ато марав!
Монанди дона, дар гулуи осиё марав!

Аз дарди сар ба сандали мардум макун руҷӯъ,
Баҳри даво ба ҷониби дорушшифо марав!

Сар дар қабои танг кашу ғунчахусп бош,
Чун гул ба боги даҳр ба касби ҳаво марав!

Нафъе ба кас зи дӯстии сахтрӯй нест,
Аз ҷойи худ ба ҷазбаи оҳанрабо марав!

Гардад агар ба фарқи сарат санги осиё,
Дар ҷустуҷӯйи сояи боли ҳумо марав!

Паҳлуи худ зи бори таъаллуқ нигоҳ дор,
Дар хонае, ки ҳаст дар ӯ бӯрё, марав!

Чун гирдбод, рӯзии худро макун зи хок!
Бар гирди хеш гарду суйи осиё марав!

Мардум агар ба чашм туро ҷой медиҳанд,
Дар дидаҳо даромада чун тӯтиё марав!

Худро бисоз ранҷа ба овозаи сахо,
Дунболи корвон ба садои диро марав!

Аз гирудори қасри лаимон ҳазар намой,
Дар хонаи бахил равӣ, бе асо марав!

Дар роҳи Ҳақ чу Робия худро нигоҳ дор,
Гар Каъба пеши пойи ту ояд, зи ҷо марав!

Барги хазонрасида ба гулшан чӣ мекунад?
Ай боди субҳ, дар талаби Сайидо марав!

* * *

То кай чу гул нишинам дар хун тапида бе ту,
Хорам шикаста бар по, дастам бурида бе ту.

Бе рӯйи ту нигоҳам сайд аст захмхӯрда,
Мижгон бувад ба чашмам тири хазида бе ту.

Аз бӯйи сандал ояд дарди сарам ба фарёд,
Аз ёди сурма афтад хокам ба дида бе ту.

Барги хазон ба рӯям силизанон нишаста,
Ай гул, биё, ки умрест рангам парида бе ту.

Аз барқи интизорӣ бигдохт ҷисми зорам,
Бар киштзори сабрам офат расида бе ту.

Сарриштаи умедам аз дасти ғам гусаста,
Пероҳани ҳаётам бар тан дарида бе ту.

Бар зонуи тафаккур дорам сари иродат,
Дар зери бори кулфат пуштам хамида бе ту.

Чун Сайидо надорам бо хеш ошноӣ,
Гардам ба шаҳру саҳро аз худ рамида бе ту.

* * *

Ҳар шаб чу шамъ дорам сӯзу гудоз бе ту,
Чун кокулат намояд шабҳо дароз бе ту.

Марҳам ниҳода носур бар захми синаи ман,
Бемориям шуд афзун, ай чорасоз, бе ту.

Ойинаи диди ман афтода аз назарҳо,
Бар хоки тира молад рӯйи ниёз бе ту.

Шабҳо зи банд-бандам афғон бурун барояд,
Чун най шикастаҳолам, ай дилнавоз, бе ту.

Аз рафтани ту афтад дар хонаи ман оташ,
Чун доғ аз дили ман гул кард роз бе ту.

Чун мурғи нимбисмил корам бувад тапидан,
Дар сайдгоҳи нозат, ай шоҳбоз, бе ту.

Аҳволи Сайидоро аз қумрии чаман пурс,
Чун сабза, поймол аст, ай сарвиноз, бе ту.

* * *

Гардида шамъи базмам беобутоб бе ту,
Фонуси ман фиганда киштӣ дар об бе ту.

Дар бӯстон чу шабнам осойише надорам,
Парвоз карда рафта, ай офтоб, бе ту.

Бар рӯйи ғунчаи гул силӣ занад ниғоҳам,
Хор аст дар димогам бӯйи гулоб бе ту.

Девори ошёнам афтода бар сари ман,
Умрест хонумонам бошад хароб бе ту.

Ту ҳамчу май нишаста дар маҷлиси ҳарифон,
Ман рӯзу шаб дар оташ ҳамчун кабоб бе ту.

Ай бетараҳҳум, аз ман ҳаргиз хабар нагирӣ,
Бе ман ту дар танаъум, ман дар азоб бе ту.

Асбоби ишратамро барҳам задию рафтӣ,
Аҳду вафо шикастанд чангу рубоб бе ту.

Оташ зада сурохӣ бар худ чу шамъи маҷлис,
Парвона карда худро мурги кабоб бе ту.

Аз чашми ман чу симоб ором рафта берун,
Як раҳ намебароям аз изтироб бе ту.

Печад ба худ чу гирдоб дарё ба ҷустуҷӯят,
Бастанд рахти ҳастӣ мавҷи ҳубоб бе ту.

Савдои хатти сабзат бурда-ст Сайидоро,
Килкаш надида ҳаргиз рӯйи китоб бе ту.

* * *

Печида по нигоҳам аз сайри боғ бе ту,
Аз синаам чу лола гул карда доғ бе ту.

Парвонаам нишаста беруни дар чу кӯрон,
Фонуси ман надида рӯйи чароғ бе ту.

Ту май кашӣ ба агёр, ман бо ду чашми хунбор,
Ту хушдимоғ бе ман, ман бедимоғ бе ту.

Чун гул тамом захмам, дорам саре ба носур,
Алмоспораҳоро созам суроғ бе ту.

Гулбонги андалебон аз навҳагар диҳад ёд,
Мотамсаро намояд аз дур боғ бе ту.

Ояд табассуми ту ҳар гаҳ ба хотири ман,
Паймонаи намакро резам ба доғ бе ту.

Ҳар кас зи Ҳинд ояд, пурсам зи хатту холат,
Худро диҳам тасаллӣ бар гашти зоғ бе ту.

Ай ғунча, Сайидоро сайри чаман мафармой,
Бошад сари бурида гулҳои боғ бе ту.

* * *

Шабҳо бувад чароғам аз дуди оҳ бе ту,
Чун шамъи кушта дорам рӯзи сиёҳ бе ту.

Авроди субҳу шомам бошад дуои ҷонат,
Меҳробам осмон аст, ай қиблагоҳ, бе ту.

Бар нақши пойи ҳар кас аз бекасӣ занам даст,
Доман фишонад аз ман чун гарди роҳ бе ту.

Бинам ба пардаи чашм хосияти катонро,
Шабҳо агар ба маҳтоб созам нигоҳ бе ту.

Дар кунҷи ғам нишаста шаб то саҳар ба ёдат,
Резам зи дида анҷум, ай рашки моҳ, бе ту.

Девори хонаам буд пайваста такягоҳам,
Рафтию рафт бар бод пушту паноҳ бе ту.

Шояд, ки бар сари ман рӯзе қадам гузорӣ,
Чун нақши по нишинам сарҳои роҳ бе ту.

Ҷурме, ки сар зад, ай шоҳ, аз Сайидо, бибахшой,
Яъне ки зинда будан бошад гуноҳ бе ту.

* * *

Парида ранг зи гулҳову лолаҳо бе ту,
Шуда-ст хушк даҳони пиёлаҳо бе ту.

Зи ҳеч гӯша садое бурун намеояд,
Гираҳ шуда ба гулӯ оҳу нолаҳо бе ту.

Кабӯтаре, ки барад номаро, намеёбам,
Навишта тӯтии килкам рисолаҳо бе ту.

Хамида пушти ҷавонон ба зери бори ғамат,
Баробаранд ба ҳафтодсолаҳо бе ту.

Ба рӯйи боғ бувад сабза неши заҳролуд,
Шуда-ст чашмаи хун доғи лолаҳо бе ту.

Ситодаанд ба як ҷо чу оҳуи тасвир,
Нигаҳ рамида зи чашми ғазолаҳо бе ту.

Зи дастбурди фалак соғаре ба ҷой намонд.
Шикаста санги ҳаводис пиёлаҳо бе ту.

Касе ба доди дили мову Сайидо нарасид,
Ба гулшан омада кардем нолаҳо бе ту.

* * *

Шабҳо чу шамъ дорам ҳоли хароб бе ту,
Гоҳе равам дар оташ, гоҳе дар об бе ту.

Бо ғайр, ағарчи ҳур аст, суҳбат намебарояд,
Ҳамчун катон гурезам аз моҳтоб бе ту.

Мурғи кабоб ғардад дар базми ман самандар,
Таштест пур зи оташ ҷоми шароб бе ту.

Баҳри шикасти аъзо чун мавҷ саъй дорам,
Худро занам ба дарё ҳамчун ҳубоб бе ту.

Аз ҷӯйбори ҷаннат ангушт тар насозам,
Дар чашми ман намояд мавҷи сароб бе ту.

Аз соя мегурезам дар фикри ҷустуҷӯят,
Танҳоравист корам, ай офтоб, бе ту!

Дар базми майпарастон оби намак набошад,
Парвоз карда рафта мурғи кабоб бе ту.

То рахти худ зи киштӣ берун кашида рафтӣ,
Печад ба худ чу гирдоб дарёи об бе ту.

Ояд ба бистари ман хосияти фалохун,
Паҳлу агар гузорам бар ҷомахоб бе ту.

Умри ғузаштаамро аз Сайидо чӣ пурсӣ?
Кай дар шумор ояд рӯзи ҳисоб бе ту.

* * *

Намениҳам ба тамошои гул қадам бе ту,
Намезанам ба касе ҳамчу ғунча дам бе ту.

Китобате ба ту иншо наметвонам кард,
Фитодааст зи ангушти ман қалам бе ту.

Шуда-ст кишварам аз рафтани ту зеру забар,
Гирифта мулки диламро сипоҳи ғам бе ту.

Ба доғи синаи худ марҳаме, ки бигзорам,
Фатила мешаваду мекунад ситам бе ту.

Чу шамъ шаб, ҳама шаб, сӯхтан бувад корам,
Зи дида рехта ашку нишастаам бе ту.

Ба рӯйи бистари худ хобро намебинам,
Чу чашми оҳуи ваҳшӣ намуда рам бе ту.

Хати ғубори ҷамоли ту буд сархати ман,
Ниҳода оташи ман синаро ба нам бе ту.

Зи рафтани ту ҳилоле шуда-ст моҳи тамом,
Шуда-ст нури чароғи сипеҳр кам бе ту.

Намекунанд лабам тар зи чашмаи Замзам,
Намедиҳанд маро ҷой дар ҳарам бе ту.

Чу шамъи мотамиён, дуди шуълаи оҳам
Дар осмон зада чун Каҳкашон алам бе ту.

Кашида тахта ба рӯйи дукони худ хуршед,
Шикаста равнақи бозори субҳдам бе ту.

Ғуломи ҳалқабагӯши ту қумриён шудаанд,
Чу тавқи фохта гардида сарв хам бе ту.

Намекунӣ ба лаби хушки Сайидо раҳме,
Кашида дасти иродат зи ҷоми Ҷам бе ту.

* * *

Шуд мавсими хазон, ба гулу ғунча ноз ку?
Бо ҷабҳаи шикастаи булбул ииёз ку?

Дасти тиҳӣ чу сабза барорад зи хона сар,
Озодаро чу сарв забони дароз ку?

Булбул зи боғ рафту заған гашт ҷонишин,
Дар гӯши сокинони чаман имтиёз ку?

Оҳу ба як назар дили Маҷнун хароб кард,
Дар чашми дилбарон нигаҳи ҷонгудоз ку?

Шабнам зи рӯйи бистари гул гашт нопадид,
Чашме, ки хуфта буд ба болини ноз, ку?

Дарҳои хайргоҳ бибастанд аҳли ҷоҳ,
Ай чархи сифла, Ҳотами мискиннавоз ку?

Мурғони байза сар ба сари по кашидаанд,
Бар дасти ҳодисоти фалак шоҳбоз ку?

Зулфе, ки дил ба силсилаи ӯ ҳақир буд,
Мекард по ба ҷониби меҳмон дароз, ку?

Ай дил, биё, ки масҷиду майхона шуд хароб,
Бо майкашон ниёзу ба зоҳид намоз ку?

* * *

Омад баҳору равнақи гулҳои боғ ку?
Бар сабзаҳо таровату бар лола доғ ку?

Мурғон кашидаанд сари худ ба зери бол,
Бар сайри боғ булбули моро димоғ ку?

Аз қумриён ба гӯш садое намерасад,
Фарёди андалебу навоҳои зоғ ку?

Ҷуз як нафас нишоти ҷаҳонро мадор нест,
Парвона рафт, субҳ дамиду чароғ ку?

Ай боғбон, чаро ба чаман по намениҳӣ?
Хоре, ки буд бар сари девори боғ, ку?

Ай ғулфурӯш, ғунчасифат ғаштаӣ хамӯш,
Гул кард захми хору забони суроғ ку?

Беҳуда, Сайидо, чӣ кашӣ миннат аз табиб?
Имрӯз марҳаме, ки хурад хуни доғ, ку?

* * *

Омад баҳору нашъунамои замона ку?
Бар шохи гул ривоҷу ба булбул тарона ку?

Хум бедимоғ, шиша тиҳӣ, сарнагун қадаҳ,
Бо сокинони майкада асбоби хона ку?

Аз фоқа булбулон ба гулистон гудохтанд,
Ай боғбон, ба мурғи чаман обу дона ку?

Сарв аз ҳуҷуми зоғу заған ғашт поймол,
Ай қумрии ғариб, туро ошёна ку?

Бар лавҳи хоки подшаҳон ин навиштаанд:
– Ай он, ки буд дар сари ту шомиёна, ку?

Аз оҳи беасар чу нафас синаҳо пур аст,
Таркаш лаболаб аст зи тиру нишона ку?

Файзе, ки буд бар дари арбоби ҷуд, рафт,
Сарҳо, ки фарш буд дар ин остона, ку?

Бар хуни якдиғар ҳамаи халқ ташнаанд,
Раҳме, ки буд бар дили аҳли замона, ку?

Дилгармие самандару парвонаро намонд,
Бар шамъ саркашиву дар оташ забона ку?

Боди сабо зи турраи сунбул кашидааст,
Кокул ба ҷову бар кафи машшота шона ку?

Ай Сайидо, ба рӯйи ҷавонон ҳаё намонд,
Бар чашми булҳавас нигаҳи ошиқона ку?

* * *

Афтода бар сари ман савдои кокули ту,
Чун бӯйи ғунча афтам дар пои кокули ту.

Гирди сари ту гардам баҳри умедворӣ,
Шуд муддате, ки ҳастам ҷӯёи кокули ту.

Чун бӯйи нофа, набвад ором дар димоғам,
Дорад маро парешон ғамҳои кокули ту.

Дилро, ки кӯҳи Қоф аст дар пеши ӯ пари коҳ,
Овехта ба як мӯй имои кокули ту.

Шабҳо ба ёди зулфат печад ба худ чу занҷир,
Чун Сайидо касе нест шайдои кокули ту.

* * *

Омад баҳору файзи насими баҳор ку?
Гул кард доғ бар ҷигари лолазор, ку?

Ай бӯйи пераҳан, чӣ хабар аз Азизи Миср,
Ай оҳуи Хито, нафаси мушкбор ку?

Ай Кӯҳкан, зи кӯҳканӣ чист ҳосилат?
Умрат ба сар расида, туро музди кор ку?

Гулшан шукуфт, сабза дамиду хазон расид,
Ай андалеб, бар дили ту хор-хор ку?

Бе дарди сар нишот муяссар намешавад,
Дар соғари замона майи хушгувор ку?

Ай каҳрабо, мутеи ту гардид Каҳкашон,
Аз безарӣ туро ба ҷаҳон эътибор ку?

Дарёдилон ба кас дами обе намедиҳанд,
Дар косаи садаф гуҳари обдор ку?

Дорем чашм, лек дар ӯ нест қатрае,
Моро чу абр гиряи беихтиёр ку?

Ай Сайидо, рафиқи худоӣ ба даҳр нест,
Ҷуз соя ҳамраҳе ба чаман хоксор ку?

* * *

Омад баҳору бар кафи соқӣ пиёла ку?
Бар саҳни бӯстон гулу бар дашт лола ку?

Гул кард ғунчаи қафас аз ҷӯши навбаҳор,
Ай мурғи болбаста, туро оҳу нола ку?

Гардидаанд ром ба сайёд оҳувон,
Он ваҳшие, ки буд ба чашми газола, ку?

Кардӣ чу сафҳа номаи аъмоли худ сиёҳ,
Ай булфузул мард, китобу рисола ку?

Баҳри ҳавои нафс зи хилват бурун шудӣ,
Ай шайхи шаҳр, тоати ҳафтодсола ку?

Хат омаду ғирифт зи ёр интиқомро,
Ай он ки буд соҳиби чандин ҳавола, ку?

Ай Сайидо, зи ишқ нишоне ба даҳр нест,
Доғе, ки буд дар ҷиғари мову лола, ку?

* * *

Барорад аз чаман гулро хазон оҳиста-оҳиста,
Кашад хор интиқом аз бӯстон оҳиста-оҳиста.

Чу шамъ аз фикри рӯяш рафта-рафта об гардидам,
Фитод ин оташам дар мағзи ҷон оҳиста-оҳиста.

Миёни мову ӯ як зарра кулфат садди оҳан шуд,
Шавад реги равон кӯҳи гарон оҳиста-оҳиста.

Чу барқ имрӯз агарчи тундрав бошад, вале фардо
Зи пешам бигзарад доманкашон оҳиста-оҳиста.

Ба рӯяш зулфу хат чандон ҳуҷум овард, метарсам,
Кунад ин мулкро Ҳиндустон оҳиста-оҳиста.

Аз он рӯзе, ки ман худро нишони тири ӯ кардам,
Фитодам дур аз он абрӯкамон оҳиста-оҳиста.

Ба бар он қадди мавзун хоҳад омад, сабр бояд кард,
Шавад соҳибсамар нахли ҷавон оҳиста-оҳиста.

Чу гул имрӯз агарчи бар сари ҳангома ҷо дорад,
Нишинад оқибат бар остон оҳиста-оҳиста.

Ба вақти сабза натвон зуд рафтан, Сайидо, аз боғ,
Бибур пайванд аз зулфи бутон оҳиста-оҳиста.

* * *

Дил ҳамчу ашк бар сари мижгон баромада,
Баҳри назораи рухи ҷонон баромада.

Ҳар барги лолае зи дили пораи касест,
Аз дасти доғи ман ба биёбон баромада.

Савдои ман зи холи лаби ӯ зиёда шуд,
Ин шӯр бар сарам зи намакдон баромада.

Умрест, дил зи сина ба пойи пуробила
Дар ҷустуҷӯйи хори муғелон баромада.

Ҳар ҷо расида қиссаи чашму табассумаш,
Наргис дамидаву гули хандон баромада.

Дастам зи кӯтаҳӣ ба гиребон намерасад,
Поям зи ҷамъ кардани домон баромада.

Дар ҳар замин нишаста, бурун гашта нахли гул,
Ҳар ҷо гузашта, сарви хиромон баромада,

Хатти ғубор нест ба рухсори он парӣ,
Гардест аз бинои Сулаймон баромада.

Чун шамъ пойи сабр ба доман кашидаам,
Азбаски оташам зи гиребон баромада.

Натвон газид лаб, чу шавад мӯйи сар сафед,
Ин реша аз кашидани дандон баромада.

Оташ задӣ ба Каъбаву бутхона сӯхтӣ,
Дуд аз ниҳоди габру мусалмон баромада.

Ҳар ғунча дар чаман ба умеди хаданги ту
Аз шохи гул ба сурати пайкон баромада.

Зуннори банди зулфи ту ҳар ҷо, ки рафтааст,
Гардан ниҳода, лашкари имон баромада.

Шабнам дар орзуи гулистони рӯйи ту
Гирён ба боғ омада, гирён баромада.

Аз чокҳои сина дили догдори ман,
Чун соилон дар орзуи нон баромада.

Ҳар қатра хун, ки аз дили ман бар замин чакад,
Лаъле бувад зи кӯҳи Бадахшон баромада.

Мурғон чун ғунча сар ба гиребон кашидаанд,
Он гул магар ба сайри гулистон баромада?

Аз хома рехт маънии пурзӯр Сайидо,
Ин шери тундхӯ зи найистон баромада.

* * *

Дил аз худ рафта, шӯре бар мани девона афтода,
Ба ҷустуҷӯйи ин тифл оташам дар хона афтода.

Гузар он моҳрӯро бар мани девона афтода,
Ба побӯсӣ сарам бар остони хона афтода.

Куҷо он шамъи бепарво назар бар ҳолам андозад,
Ки дилҳо бар раҳаш чун мурдаи парвона афтода.

Зи ҷӯши булҳавас аз кӯйи ӯ берун кашам худро,
Ки ин кишвар ба дасти мардуми бегона афтода.

Ба ҷустуҷӯйи зулфи ӯ шикаста то камар поям,
Ба домангирияш дастам ҷудо аз шона афтода.

Ба ҳарфи ошно ҳаргиз дилаш моил намегардад,
Буте дорам, ки табъаш аз сухан бегона афтода.

Фалак, ай Сайидо, ҳаргиз ба коми ман намегардад,
Зи дасти кӯтаҳам умрест ин паймона афтода.

* * *

Панҷаам ҳаргиз нарафта бар дари кошонае,
Нақши пойи ман надида остони хонае.

Домани зулфи таманно кай ба чанг ояд маро?
Не забони гуфтугӯе, не усули шонае.

Соғари худ мебарам пеши ҳубоб аз содагӣ,
Тар намегардад зи дарёҳо лаби паймонае.

Бар дари арбоби давлат нест ғайр аз гирдбод,
Пашшае берун намеояд зи меҳмонхонае.

Ҷуди Ҳотам бар забони соилон гар бигзарад,
Мерасад дар гӯши ин дунҳимматон афсонае.

Ай зи худ ғофил, макун аз аҳли дунё орзу,
Кай диҳанд ин тифлтабъон санг бар девонае!

Дар даҳони мардуми гофил забони ҳарзагӯй
Ҷуғзи беболест, афтода-ст дар вайронае.

Мераванд оши худоӣ гуфта аҳли рӯзгор,
Гар бароянд дуди оҳе аз даруни хоиае.

Хӯшачинон хирмани номусро оташ зананд,
Аз даҳони мӯр агар иогоҳ афтад донае.

Сайидо, по аз бинои халқ кӯтаҳ кардаам,
Менамоянд пеши чашмам осмон вайронае.

* * *

То ту рафтӣ, анҷуман гардида мотамхонае,
Шамъ афтода-ст ҳамчун мурдаи парвонае.

Рафтию базми маро як сар парешон сохтӣ,
Не сурохӣ пеши соқӣ, не ба ҷо паймонае.

Омадам чун офтоб аз дасти танҳоӣ ба ҷон,
Рӯзгоре шуд, намеёбам ба худ ҳамхонае.

Ҷӯши савдои ту ҳар дам мезанад сангам ба сар,
Меравам дар кӯчаҳо, монандаи девонае.

Ҷустуҷӯят мекунам, аз худ намеёбам хабар
Гоҳ аз ҳамсуҳбатону гоҳ аз бегонае.

Устухонам тӯтиё хоҳад шуд аз ҷаври фалак,
Дар гулӯи осиё афтодаам чун донае.

Сайидо, аз хонаам то он парирӯ рафтааст,
Гашта шамъи кулбаам девонаи парвонае.

* * *

Чеҳраи афрӯхта, ҳамчун гули боғ омадаӣ,
Соғари бода ба каф, тозадимоғ омадаӣ.

Чӣ кунам, то ба лабат роҳи суханҳ бикшоям,
Ту, ки маҳҷубтар аз ғунчаи боғ омадаӣ?

Лолазоре, ки дилам дошт, хазон сохтаӣ,
Баҳри ғоратгарии гулшани доғ омадаӣ.

Гаштаӣ барқу ба парвонаам оташ задаӣ,
Тундбоде шуда бар қасди чароғ омадаӣ.

Булбулу фохтаро дар қафас андохтаӣ,
То туе, сарви гуландом, ба боғ омадаӣ.

Теғи хунин ба миён судаӣ, алмос ба мушт,
Заррае захму ба дилпурсии доғ омадаӣ.

Сайидо, бар сари иқболи худ аз бахти сияҳ
Соя андохта ҳамчун пари зоғ омадаӣ!

* * *

Зи дастам мекашад доман баҳорафшон гиребоне,
Чаманпарвоз, раъночилва, пероҳангулистоне.

Қади ҳангома чун шамъе, рухи парвонамаҳтобе,
Ки дар боғи Ирам базме, биҳиштойин шабистоне.

Мурассаъторкаше, чобуксаворе, қодирандозе,
Қавибозу камондоре, хадангалмоспайконе.

Қиёматхез қадде, оламошӯбе, дил аз санге,
Ҳарифи ҷангҷӯе, тундхӯе, бепушаймоне.

Маҳи танҳораве, шабгарди бераҳме, сияҳмасте,
Бути ошиққуше, ханҷарбадасте, номусалмоне.

Тараҳҳум нозу истиғно, иноят зулму бедодӣ,
Нигаҳ торочи дину дил, тағофул ғорати ҷоне.

Такаллум судаи қанде, табассум чашмаи шаҳде,
Забон чун мағзи бодоме, даҳон чун писта хандоне.

Чу бӯйи пераҳан шӯхе, чу Юсуф исматойине,
Зулайхоҳашмате, зарринқабо, симингиребоне.

Адофаҳму расоҳуше, ба ошиқ ошночашме,
Мурувватзодае, ширинлабе, мижгонзабондоне.

Ба хобам, Сайидо, омад мурассаъпӯш маъшуқе,
Таҷаллиостин дасте, тулӯи субҳдомоне.

* * *

Ҷониби кулбаам, ай моҳҷабин омадаӣ,
Офтобӣ, ба тамошои замин омадаӣ!

Зоҳиду маст ба дунболи ту зиннор ба дӯш,
Баҳри торочи дилу ғорати дин омадаӣ.

Шуда аз накҳати гул хотират ошуфтадимоғ,
Аз тамошои чаман чин ба ҷабин омадаӣ.

Масту ханҷар ба камар қасди ҳалокам дорӣ,
Метавон ёфт, ки аз баҳри ҳамин омадаӣ.

Зулф печида ба хат, кокули мушкин ба миён,
Бор барбаста чу савдогари Чин омадай.

Аз каломат шуда ҳангомаи ман кони шакар,
Сӯйи базмам ба лабони шакарин омадай.

Нигаҳ аз гӯшаи абрӯ ба каф оварда камон,
Новаки ноз ба таркаш зи камин омадай.

Хат баровардаву дилпусии ман месозӣ,
Ба сари ман ба дами бозпасин омадай.

Сайидо, вирди забон номи ту дорад, ту чаро
Заҳрро карда ниҳон зери нигин омадай?

* * *

Чеҳра афрӯхта аз бодаи ноб омадай,
Баҳри пурсидани дилҳои кабоб омадай.

Дар дил, ай тавбашикан, қасди ҳалокам дорӣ,
Бар камар теғу ба каф ҷоми шароб омадай.

Дӯш дар кулбаам оташ зада рафтӣ чун барқ,
Боз аз баҳри чӣ, ай хонахароб, омадай?

Ай баҳори чаманоро, чӣ шунидӣ аз ман,
Арақолуда чу шабнам ба шитоб омадай?

Мерасӣ аз сафару хатти муборак дорӣ,
Ҷон фидоят, ки расули бакитоб омадай.

Меравад ҳар тараф аз шавқ чу мавҷ оғӯшам,
То ту, ай сарви равон, аз лаби об омадай.

Сайидо, тозадимоғ аст зи истиқболат,
Баски чун шиша лаболаб зи гулоб омадай.

* * *

Мекашам май ҳар саҳар бо майпарасти тозае,
Бода бахшад нашъаи дигар зи дасти тозае.

Кокули мушкин ба дӯш афганда пайдо шуд зи дур,
Дар сафи дилҳо падид омад шикасти тозае.

Ҳамчу наргис дар чаман соғар ба даст истодаам,
Орзу дорам, ки бинам чашми масти тозае.

Панҷаи худро нигорин карда омад бар сарам,
Ин ситамгар боз пайдо кард дасти тозае.

Сайидоро сабҳа бар каф дӣ бараҳман диду гуфт:
– Бар дари бутхона омад бутпарасти тозае.

* * *

Аз шикоят дил намесозад зи мо андешае,
Ошнои мо бувад ёри маломатпешае.

Подшоҳе, к-ӯ намегирад зи мулки худ хабар,
Мурдаи шере бувад афтода дур аз бешае.

Меравам имрӯз аз майхона бо чашми пуроб,
То чаро дар пойи хум холӣ накардам шишае?

Пойдорӣ дар сутуни қасри давлат аблаҳист,
Бар набояд ҷуст аз нахле, ки набвад решае.

Бар дуои хайр рӯҳи рафтагонро шод кун,
Хоксоронро набошад ҷуз гадой пешае.

Медиҳад килкам зи файзи олами боло хабар,
Дар сухан чун хомаи ман нест дурандешае.

Сайидо, чун Кӯҳкан дорам ба ҷон кандан саре,
Кори худро мекунам охир ба пушти тешае.

* * *

То ту, ай Юсуфи Мисрӣ, зи сафар омадаӣ,
Нури чашмию дар оғӯши назар омадаӣ.

Карда болу пари худ фохта пойандозат,
Баски чун сарви чаман тозаву тар омадаӣ.

Рафта будӣ ту чу хуршед ба кишваргирӣ,
Тоҷи зар бар сару ханҷар ба камар омадаӣ.

Баҳру конро карамат аз назар андохтааст,
По ниҳода ба сари лаълу гуҳар омадаӣ.

Шуда аз мақдами ту шаҳр гулистони Ирам,
Баски чун бӯйи гулу боди саҳар омадаӣ.

Сокинони чаман аз сояи ту баҳраваранд,
Ту гули боғи муродию бадар омадаӣ.

Шавад аз бурдани номи ту забон шохи набот,
Ҳамчу тӯтӣ зи биёбони шакар омадаӣ.

Баъд аз ин кулбаи моро набувад фикри чароғ,
Чеҳра пурнуртар аз шамсу қамар омадаӣ.

Бар лаби ташнаи ман рехтаӣ оби Ҳаёт,
Дар канори падар, ай ҷони падар, омадаӣ.

Сайидо, шому саҳар фотиҳахон баҳри ту буд,
Лиллаҳулҳамд, саломат зи сафар омадаӣ!



Бурда дилро аз бари ман навниҳоли тозае,
Кардаам байъат ба дасти хурдсоли тозае.

Карда даврон остонамро зиёратгоҳи Хизр,
Бар сарам то омада соҳибкамоли тозае.

Дидаам шамъе, ки чун парвона месӯзад дилам,
Дорам аз оғӯши фонуси хаёли тозае.

Бесаранҷомам, надонам корам охир чун шавад?
Дорам, ай ҳамсуҳбатон, имрӯз ҳоли тозае!

Ҳар кӣ дар кӯяш маро аз тирабахтӣ дид, гуфт:
– Омада аз Ҳинд ин ҷо хокмоли тозае.

Сайидо, ойинаам гардид чун тасвир маҳв,
Кас надида инчунин ҳусну камоли тозае.



Дар дилам афтода ҳамчун лола доғи тозае,
Хонаам гардид равшан аз чароғи тозае.

Ғунчаи пажмурдаи уммеди ман гул кардааст,
Ай насими субҳдам, дорам димоғи тозае.

Сайри гулзори Ирамро аз назар афгандаам,
Хӯрда чашмам об то аз рӯйи боғи тозае.

Дидаро аз меҳри побӯсаш тасаллӣ медиҳам,
Ҳар замон аз хеш месозам суроғи тозае.

Сайидо, то домани маҳшар намеояд ба ҳуш,
Хӯрдаам май то чу Мансур аз аёғи тозае.

* * *

Фасли Наврӯз аст, меояд ҳавои тозае,
Булбулу гулро шуда баргу навои тозае.

Бар сари афтодагон афтода савдои либос,
Сарв мехоҳад дар ин мавсим қабои тозае.

Ҳалқаи тасбеҳи худ карданд ҳақгӯён ҷадид,
Фохта афганда дар ғардан ридои тозае.

Дода хуршеди фалак табдил ҷойи хешро,
То шавад ойинарӯёнро сафои тозае.

Метавон донист ҳамчун шишаи май, Сайидо,
Дар дили ҳар кас, ки бошад муддаои тозае.

* * *

Бурдаам имрӯз бӯйи хуш зи боғи тозае,
Боз пайдо кардаам чун гул димоғи тозае.

Медавам, умрест, чун хуршед бар гирди ҷаҳон,
То аз он гумгаштаам ёбам суроғи тозае.

Гуфт: – Имшаб хонаат равшан кунам, чун офтоб!
Бар кафи ҳар зарраам бошад чароғи тозае!

Менамоӣ хешро ҳар рӯз бар ранги дигар,
Чанд месӯзӣ маро, ай гул, ба доғи тозае?

Гар намегирӣ хабар аз Сайидо, ай шамъи базм,
Кушта хоҳад гашт дар пойи чароғи тозае.

* * *

Ҷон ба лаб омадаву нест зи ҷонон мададе,
Вақти ман танг шуд, ай дидаи гирён, мададе!

Чин ба абрӯ задаву ҷониби ман карда нигоҳ,
Ёри ман бар сари ҷавр омада, ёрон, мададе!

Рӯзгорест, ки корам ба Худо афтода-ст,
Не туро раҳм бувад, не зи ҳарифон мададе.

Раҳм бар мӯйи сафедам куну дастам баргир,
Пир гардидаам, ай шоҳи ҷавонон, мададе!

Сайидо, то дами маҳшар набароям зи хумор,
Гар набошад ба ман аз соқии даврон мададе.

* * *

Ай сарв, моили қади дилҷӯи кистӣ?
Хам гашта аз тасаввури абрӯи кистӣ?

Чун ғунча, сар ба тахти тафаккур ниҳодаӣ,
Чун гул дарида пераҳан аз бӯи кистӣ?

Ҳар сӯ чу боди субҳдам ошуфта меравӣ,
Дар ҷустуҷӯйи накҳати гесӯи кистӣ?

Биншаста бар рухи ту ғуборе зи мушки ноб,
Имрӯз хокмол зи ҳиндуи кистӣ?

Ором чун сипанд надорӣ ба ҳеч ҷой,
Ай офтоб, сӯхтаи рӯи кистӣ?

Сар дар пайи ғазоли ту доранд оҳувон,
Ту худ фиребхӯрдаи оҳуи кистӣ?

Шабҳо ба дида хоб надорӣ чу Сайидо,
Қурбон шавам, бигӯй: – Дуогӯи кистӣ?

* * *

Бар кӯчабоғи дидаам, ай гул, хуш омадӣ?
Ҷӯши баҳори хонаи булбул, хуш омадӣ!

Аз хуни ошиқон шуда кӯйи ту лолазор,
Ай арғувон, зи кишвари Кобул хуш омадӣ!

Ҷон медиҳему нимнигоҳе намекунӣ,
Бар каф гирифта теғи тағофул, хуш омадӣ!

Аз дидани ту гашта парешониям зиёд,
Ай шона, баҳри пурсиши кокул хуш омадӣ!

Ганҷинахонаи ту бувад чашми Сайидо,
Печида рахти хеш чу сунбул хуш омадӣ.

* * *

Ай шамъ, бар сари мани гирён хуш омадӣ!
Чашму чароғи шоми ғарибон хуш омадӣ!

Чун барги лола доғи маро тоза сохтӣ,
Ай шохи гул, ба сайри гулистон хуш омадӣ!

Захмам навишта буд ба носурномае,
Ҳон, ай табиб, аз пайи дармон хуш омадӣ!

Наззораам зи шавқ нагунҷад ба peраҳан,
Чун гул кушода чоки гиребон хуш омадӣ!

Чашми ман аз ҷамоли ту имрӯз равшан аст,
Ай тӯтиёи дидаи ҳайрон, хуш омадӣ!

Бар домани ту то нарасад дасти орзу,
Монанди сарв барзада домон хуш омадӣ!

Бошад фидои мақдами ту ҷони Сайидо,
Ай тез карда ханҷари мижгон, хуш омадӣ!

* * *

Рафтию шӯре ба ҷони нотавон андохтӣ,
Омадию оташе дар хонумон андохтӣ.

Новакандозони чашмат ҳар тараф дар ҷилваанд,
То чу абрӯ бар сари бозу камон андохтӣ.

Меҳрбониҳо намудӣ аввалу охир чу шамъ
Шуълаи бедодие дар мағзи ҷон андохтӣ.

Аз хиҷолат чун камон мушкил, ки сар боло кунам,
То маро дур аз назар ҳамчун нишон андохтӣ.

Андалебон аз сияҳбахтӣ ҳама хун мехуранд,
Барги гулро то зи сунбул соябон андохтӣ.

Оташам дар ҷон задию аз назар ғоиб шудӣ,
Ташнаам кардию дар реги равон андохтӣ.

Лутфҳо кардию афгандӣ ба якбор аз назар,
Аз замин бардоштӣ в-аз осмон андохтӣ.

Бӯйи пероҳан, ки будӣ нури чашми аҳли дил,
Оташе кардӣ, ба ҷони корвон андохтӣ.

Заҳрханде кардию бунёди олам сӯхтӣ,
Ин чӣ шӯре буд аз он лаб дар ҷаҳон андохтӣ?

Гуфта будӣ дӯш хоҳам рехт хуни Сайидо,
Худ яқин кардию моро дар гумон андохтӣ.

* * *

Сар магӯ он, ки шавад хам пайи эҳсони касе,
Бишкан он даст, ки бӯсад лаби домони касе.

Дар таманнои ту меҳроб бағал во карда,
Сӯйи масҷид марав, аз баҳри Худо, ҷони касе.

Шона бар даст чу машшота сабо мегардад,
Хешро ҷамъ кун, ай зулфи парешони касе.

Ай, ки аз ҳоли дили бехабарам мепурсӣ,
Ҳамчу ойина саропо шуда ҳайрони касе.

Чашмам аз ковиши мижгон шуда чун хонаи мӯр,
Марҳамат чашм мадоред зи мижгони касе.

Ҳар киро менигарам ҷома чу гул чок зада-ст,
Аз гамат нест дурустӣ ба гиребони касе.

Чун Сикандар, ба лаби ташна зи олам мафирист,
Дами обе бидеҳ, ай чашмаи Ҳайвони касе!

Чун нигин номи туро нақш ба дил сохтаам,
Дастгирӣ бикун, ай лаъли Бадахшони касе.

Мо ба таклифи ту чун меҳр ба ҳар кӯча равон,
Аз ту мо хонабадӯшему ту меҳмони касе.

Сайидо, синаам аз доғ гулистон шудааст,
Бастаам чашми худ аз сайри гулистони касе.

* * *

Маро имшаб чу зулфи худ парешон кардию рафтӣ,
Ба рӯйи хеш чун ойина ҳайрон кардию рафтӣ.

Туро оварда будам аз барои ҳалли мушкилҳо,
Чу дидӣ мушкили ман, бар худ осон кардию рафтӣ.

Кашидӣ домани худ аз кафам, ай лоларӯйи ман,
Маро чун доғ оташ дар гиребон кардию рафтӣ.

Равам чун гирдбоду дар биёбонҳо ватан созам,
Маро монанди Маҷнун хонавайрон кардию рафтӣ.

Набинад баъд аз ин паҳлуи зорам хоби осойиш,
Ба рӯйи бистарам хори мағелон кардию рафтӣ.

Ба доғи сина марҳам ҷустаму алмос пошидӣ,
Гулистони маро дар хок яксон кардию рафтӣ.

Ба чашми Сайидо, ай бетараҳум, ай ҷафопеша,
Ба ҷойи тӯтиё реги биёбон кардию рафтӣ.

* * *

Маро дар баҳри ғам чун мавҷи об андохтӣ, рафтӣ,
Ба ҷисми лоғари ман печутоб андохтӣ, рафтӣ.

Шитоболуда вақти субҳдам рахти сафар бастӣ,
Ба ҷонам ҳамчу симоб изтироб андохтӣ, рафтӣ.

Карам фармуда, аҳволам напурсидӣ, чӣ зулм аст ин?
Ҳалокам сохтӣ, по дар рикоб андохтӣ, рафтӣ.

Ба лаб мухре задӣ, чун ғунчаи гулшан зи маҳҷубӣ,
Ба рух аз сояи мижгон никоб андохтӣ, рафтӣ.

Надорам бе ту, ай кони малоҳат, як дам оромӣ,
Ба захми ман намак ҳамчун кабоб андохтӣ, рафтӣ.

Маҳи ман, пардаҳои чашми худ фарши раҳат кардам,
Ба хунам шустию дар офтоб андохтӣ, рафтӣ.

Ба доғам мушк пошидӣ, ба хунам даст олудӣ,
Ба чашмам оташ афғандӣ, дар об андохтӣ, рафтӣ.

Ниҳодӣ рӯ ба роҳу ваъдаи бозомадан кардӣ,
Маро аз интизорӣ дар азоб андохтӣ, рафтӣ.

Ба май олуда кардӣ гӯшаи домони исматро,
Катони хешро дар моҳтоб андохтӣ, рафтӣ.

Ба сӯйи Сайидои хеш кардӣ гӯшаи чашме,
Ба як паймона май масту хароб андохтӣ рафтӣ.

* * *

Маро оварда бар сар лашкари савдо шабохуне,
Ки аз ҳар қатра хунам сар бурун овард Маҷнуне.

Аҷаб набвад, агар мино кунад бо хум сарафрозӣ,
Ки худро ҳар ҳубоби бода пиндорад Фалотуне.

Қадам аз кӯчаи арбоби давлат кӯтаҳ авлотар,
Ки аз ҳар нақши пойи ман барояд чашмаи хуне.

Ба чашми дом хоҳад сурма ғардид устухони мо,
Набошад хонаи сайёди моро роҳи беруне.

Ба як мисроъ натвонад касе соҳибтахаллус шуд,
Ба гулшан сарв ҳам дорад намоён қадди мавзуне.

Ба зарби теғ натвон кард дар фармон бахилонро,
Нарезад бар замин аз захми эшон қатраи хуне.

Чу мурғи нимбисмил, метапам дар хоку мебинад,
Зи бераҳмӣ намегӯяд, ки бе ман, Сайидо, чунӣ?

* * *

Маро, ай шуълахӯ, дар тобу таб андохтӣ, рафтӣ,
Чу шамъ оташ задӣ, ҷисми маро бигдохтӣ, рафтӣ.

Нишастӣ бар саманду омадӣ, аҳвол пурсидӣ,
Расидӣ ҳамчу барқу истодӣ, тохтӣ, рафтӣ.

Нахоҳад дид доғи синаи ман рӯйи беҳбудӣ,
Намак пошида бигзаштӣ, кабобам сохтӣ, рафтӣ.

Нишастӣ бар сари болинаму сӯям назар кардӣ,
Ҳамин миқдор бар аҳволи ман пардохтӣ, рафтӣ.

Чаман аз гиряҳои Сайидо дарёи шӯре шуд,
Табассум кардию ҳаққи намак нашнохтӣ, рафтӣ.

* * *

Кабобам карда бепарвохироме, чашми майнӯше,
Қаландармашрабе, як шаҳр ошиқ, хонабардӯше.

Мурассаъостин, гул дар гиребон, нозукандоме,
Мунаққашҷомае, зарринкамарбанде, кулаҳпӯше.

Бадан як пераҳан рӯҳе, миён з-оби Хизир мавҷе,
Қади наззора муштоқе, пур аз хамёза оғӯше.

Сияҳ бесурма мижгоне, лаби бебода рангине,
Нигаҳхомушгӯёӣ, забонгӯёи хомӯше.

Мусофирпарваре, оромиҷоне, соҳибидроке,
Сафарнокарда мардумдидае, савдогари ҳуше.

Ниғоҳи васлпайғоме, ба лаб имои дашноме,
Гаҳе гармошночашме, гаҳе ошиқфаромӯше.

Чаман машшотаи банди қабо, сунбулҳаводоре,
Гули раъно кафи пое, қади кокулрабо дӯше.

Ба худ мағрур ҷаллоде, назар бедом сайёде,
Баноҳақ теғзан дасте, насиҳатношунав гӯше.

Чу фикри Сайидо шӯху чу тӯтӣ нармгуфторе,
Забон фаввораи шаҳде, даҳон сарчашмаи нӯше.

* * *

Маро то кай давонад орзуи дил ба ҳар сӯе?
Мабодо ҳеч касро дар ҷаҳон фарзанди бадхӯе!

Каманди орзу дар дасту мегардам дар ин саҳро,
Тасаллӣ медиҳам худро зи нақши пойи оҳуе.

Зи девори бадан аз заъфи пирӣ муттако дорам,
Намегардам чу тифли сурат аз паҳлу ба паҳлуе.

Тиҳидаст омадам имрӯз аз бозори худбинон,
Харидорӣ накард ойинаамро одамирӯе.

Таманнои зи по афтодагон ҳам кори пуштамро,
Хӯрам чун ғунча хун, бинам сареро гар ба зонуе.

Зи чашми Қибла ҳамчун тоқи Кисро дур афтода,
Нигаҳро кардаам то морпечи тоқи абруе.

Мусаххар карда будам дар ҷавонӣ нафси саркашро,
Камони куҳнаамро дар баробар нест бозуе.

Димоғам хушк шуд чун шона аз бӯйи парешонӣ,
Куҷо дасти насими субҳдам во карда гесӯе.

Гадо аз хони арбоби карам лабхушк меояд,
Бишӯй, ай орзу, дасти тамаъ, нам нест дар ҷӯе.

Ба пойи лолаву гул рӯзгоре ғунча гардидам,
Набурдам аз гулистони ҷаҳон, ай Сайидо, бӯе.

* * *

Зи ман дил бурда рангинҷилвае, шамшодболое,
Хироми домтовусе, фиребоғӯш аъзое.

Паямбарзодае, як шаҳри Канъон чашмдаррохе,
Азизи Мисри тамкин, Юсуфи ошиқ Зулайхое.

Санавбарқомате, бодомчашме, гулбадан шӯхе,
Нигоринпанҷае, по дар ҳино, соидмусаффое.

Ба рӯйи лаъли кон ранге, ба рухсори гуҳар обе,
Ба будан кӯҳи тамкине, ба рафтан мавҷи дарёе.

Чу сарви боғ қоматҷомазебе, чидадомоне,
Зиҳӣ чоки гиребоне, гулистони тамошое!

Ба чашми аҳли дил сӯзе, ба боми дида маҳтобе,
Чароғи оламфрӯзе, баҳори суҳбаторое.

Қабои нозбардӯше, ба истиғно дар оғӯше,
Пур аз кин гӯшаи чашме, итобомез имое.

Бути гарданкаше, оташмизоҷе, хонумонсӯзе,
Худонотарс камҳарфе, суханнашнида худрое.

Гаҳе аз ханда гулрезе, гаҳе чун ғунча маҳҷубе,
Гаҳе дар шишаҳо санге, ғаҳе дар базм миное.

Ҳилолабрӯ, шафақрухсорае, бо хеш мағруре,
Фалакрафтор бебоке, маҳи хуршедҳампое.

Ба саҳрои хаёл, ай Сайидо, боғе, ки ман дорам,
Бувад ҳар сабза гулбарғи ниҳоли шохи раъное.

* * *

Диламро бурда аз ҷо сарвқадде, нозукандоме,
Тани гулбарги насрине, муқашшар мағзи бодоме.

Чу бӯйи гул сабукрӯҳе, чу шабнам тезпарвозе,
Назаргойибшаве, тамкинсабо, симобороме.

Ҷабин беайбрухсоре, санавбар ҷилвабемисле,
Тамошогоҳи бенуқсе, гулистони баанҷоме.

Каломи чарбширине, забон бодоми қандине,
Даҳони пур зи эҳсону лаби омодаинъоме.

Нигаҳдуздида тарроре, ба машрабошно ёре,
Тавозуъшева хушчашме, биҳиштирӯ накӯноме.

Ба мавҷи бода ҳамсанге, ба меҳру кина якранге,
Ба сулҳ омехта ҷанге, нишон ангездашноме.

Қади мисроъи рангине, варақафшон баногӯше,
Баёзи гардани софе, муҷалло нуқраи хоме.

Ба ҳаққи дину ойинат, ба ҷони Сайидо раҳме,
Намонда тоқату тобе, надорад сабру ороме.

* * *

Дилам дар сина бошад дар танӯре мурғи бирёне,
Сарам дар ҷайб гардад гирдбоде дар биёбоне.

Чу гул галтидаам дар хун зи фикри ҷомагулгуне,
Гиребончокам аз дасти нигори покдомоне.

Ба пушти боми он Лайлиҷабин, маҳтоб Маҷнуне,
Саре кӯ бошад аз занҷирмӯён сунбулистоне.

Ба мағзи устухонам тез шуд азбаски пайконаш,
Маро гардида чоки сина аз тираш хиёбоне.

Зи девон бӯстоне карда барпо маънии бикрам,
Бувад ҳар нахли мисроъаш арӯси норпистоне.

Зи хони аҳли дунё тар накарда дастам ангуште,
Қаноат кардаам ҳамчун маҳи нав бо лаби ноне.

Зи урёнӣ сарамро дар канор оварда зонуям,
Маро аз пераҳан бошад гиребоневу домоне.

Кашам аз хони худ шармандагию узр пеш орам,
Ба сарвақтам агар созад гузар ногоҳ меҳмоне.

Дар оғӯши падар, ай Сайидо, дорам лаби хушке,
Маро зода-ст модар дар чӣ вақте, дар чӣ давроне?

* * *

Ғунча гардид гули қисматам аз камсуханӣ,
Чун нафас танг шуда рӯзиям аз бедаҳанӣ.

Надиҳад ҳеч касе об суханҳои маро,
Шуд дилам хун ба таманнои ақиқи Яманӣ.

Номи соҳибҳунарон то ба қиёмат боқист,
Нақши Фарҳод хабар медиҳад аз кӯҳканӣ.

Муддате шуд, ки ба саҳрои ҷунун мегардам,
Карда дар хонаи занҷир маро беватанӣ.

Ташнаро қатра беҳ аз гавҳари сероб бувад,
Дасти хушкест садаф пеши ақиқи Яманӣ.

Гирдбодам, ба биёбон шудаам саргардон,
Домани дашти ҷунун аст ба дӯшам кафанӣ.

Соҳиби иззати зотӣ назанад дам зи ҳасаб,
Ғунча ҳаргиз накунад даъвии гулпераҳанӣ.

Чашм пӯшида гузар мекунам аз боғи ҷаҳон,
Ин чаман баски надорад гули бар сар заданӣ.

Накунад ҷомаи зарбафт бадал аъзоро,
Назанад сурати девор дам аз симтанӣ.

Умрҳо шуд, ки сари хеш ба зону дорам,
Ғунчахуспист маро кор зи бепераҳанӣ.

Бе мураббӣ нашавад ҳеч касе соҳиби ном,
Сангро мекунад афлок ақиқи Яманӣ.

Хуни ноҳақ нагузорад нафасе қотилро,
Шамъро шуд пари парвона ба гардан кафанӣ.

Ҳар кӣ аз базми ҷаҳон рафт, ба худ мегӯяд:
– Нест дар суҳбати ин қавм дигар омаданӣ!

Ҷониби анҷуман, ай шамъ, макун таклифам,
Нест парвонаи ноқобили ман сӯхтанӣ.

Вақти он аст, ки афлок шавад зеру забар,
Базми тасвир бувад лоиқи барҳам заданӣ.

Бар заифон макун изҳори забардастии хеш,
Теша зад бар сари Фарҳод дам аз кӯҳканӣ.

Сухани хона ба бозор намеояд рост,
Доя мегуфт ба гаҳвора маро ношуданӣ.

Аз маломат накунанд аҳли тамаъ андеша,
Мекунад ор аз ин тоифа рӯйинатанӣ.

Бӯйи хун аз даҳани ғунчаи гул меояд,
Ай сабо, даст нигаҳ дор зи дандоншиканӣ.

Сайидо, баски ҷаҳон дар назарам танг шуда-ст,
Ҷой дар кунҷи қафас кардаам аз беватанӣ.

* * *

Ай хушнигоҳ, рахнагари ҷони кистӣ?
Ай шуъла, дар суроғи гиребони кистӣ?

Оғӯши дидаҳо зи тамошост лолазор,
Ай нав ба бар расида, гулистони кистӣ?

Чандин ҳазор доми нигаҳ пора кардаӣ,
Рамхӯрдаваҳшие зи биёбони кистӣ?

Дилҳои мо чу барги хазон рехтӣ ба хок,
Ай навбаҳор, сарви хиромони кистӣ?

Ай барқ, аз кадом замин сар кашидаӣ?
Ай шери тундхӯ, зи найистони кистӣ?

Олам ба даври чашми ту зеру забар шуда-ст,
Парварда фитнаи сафи мижгони кистӣ?

Фаввораи шакар шуда минқори тӯтиён,
Шаккарфурӯши ман, шакаристони кистӣ?

Ай ғунча, аз кадом чаман об хӯрдаӣ?
Ай шохи пуршукуфта, зи бустони кистӣ?

Афтодааст шӯр ба ҷони кабобҳо,
Ай судаи намак, зи намакдони кистӣ?

Чашмам зи кӯчагардии шабҳо сафед шуд,
Ай моҳрӯ, чароғи шабистони кистӣ?

Аз партави ту хонаи ҳар кас мунаввар аст,
Ай офтобрӯ, маҳи тобони кистӣ?

Аз по фитодааст ба роҳи ту Сайидо,
Раҳме намекунӣ, ту мусалмони кистӣ?



Чӣ кардаам, ки маро ҳамдами бало кардӣ,
Ба дарду меҳнати айём мубтало кардӣ?

Чунин ки расми ту бегонамашрабӣ буда-ст,
Чаро зӣ рӯзи азал бо худ ошно кардӣ?

Ба чашми аҳли назар ҳамчу сурма ҷоям буд,
Маро ба хок баробар чу тӯтиё кардӣ.

Ҷабини ман ба кафи пойи ту ҳино мебаст,
Шикастарангтар аз нақши бӯрё кардӣ.

Зи интизори раҳат тоқати назора намонд,
Биё, ки чашми маро косаи гадо кардӣ!

Нишони тири нигоҳи ту кардаам худро,
Ба ғайри ман назар андохтӣ, хато кардӣ.

Сарам буридию овехтӣ, чӣ зулм аст ин,
Дилам рабудию оташ задӣ, раҳо кардӣ.

Карам намудию дастам шикастию бастӣ,
Вафо намудию бандам зи по ҷудо кардӣ.

Ҷафову ҷавру ситам дар ҷаҳон ҳамин бошад,
Аз он чӣ буд, ту бар ҷони Сайидо кардӣ!

* * *

Шамъи базмию чу Юсуф ба назар меоӣ,
Аз кадом анҷуман, ай ҷони падар, меоӣ?

Нест мурғони чаманро хабар аз омаданат,
Баски чун бӯйи гулу боди саҳар меоӣ.

Сарв чун соя нафас сӯхта дар дунболат,
Аз куҷо барзада доман ба камар, меоӣ?

Чеҳра афрӯхта, пӯшида қабои гулнор,
Бар сари сӯхтагон ҳамчу шарар меоӣ.

Ҳар куҷо ҷилва кунӣ, сабз шавад шохи набот,
Ҳамчу тӯтӣ магар аз кони шакар меоӣ?

Пай набурда-ст касе ҷойи ту шабҳо ба куҷост,
Меравӣ шому чу хуршед саҳар меоӣ.

Ташнагонро зи лаби худ дами обе надиҳӣ,
Гарчи серобтар аз лаълу гуҳар меоӣ.

Шабнам аз рӯйи ту мерезаду гул мерӯяд,
Аз кадомин чаман, ай ғунчаи тар, меоӣ?

Сайидо пайкари худ фарши раҳат сохтааст,
Ба умеде, ки ту аз хона бадар меоӣ.

* * *

Ай дил, агар ба ҷайби тааммул фурӯ равӣ,
Дар рангу бӯй ҳамчу раги гул фурӯ равӣ.

Ризқи туро кунанду гуҳарҳои обдор,
Гар чун садаф ба баҳри таваккул фурӯ равӣ.

Дар ҳашр бе рафиқ марав ҷониби сирот,
Тарсам, ки по ниҳӣ, ба таҳи пул фурӯ равӣ.

Тамкин туро чу нест, макун бузругӣ талаб,
Чун кӯҳ, зери бори таҳаммул фурӯ равӣ.

Овози худ баланд дар ин бӯстон макун,
Аз шохсори нола чу булбул фурӯ равӣ!

Шабнамсифат бикун ба чаман машқи шабравӣ,
Хоҳӣ, ки дар миёни зари гул фурӯ равӣ.

Аз зулф роҳи бахти ман, эй шона, боз кун,
То чанд дар тасаввури кокул фурӯ равӣ?

Гар бигзарӣ ба боғ ба ёди музаллафон ,
То сина дар миёнаи сунбул фурӯ равӣ.

Ай Сайидо, зи теғи нигоҳаш мапеч сар,
Тарсам ба зери теғи тағофул фурӯ равӣ.

* * *

Куфру дин яксон бувад дар мазҳаби девонагӣ,
Ҷанг бо қавнайн дорад машраби девонагӣ.

Бо муаллим Лайлию Маҷнун надоранд ихтиёр.
Ишқ устодӣ кунад дар мактаби девонагӣ.

Хоки саҳроро ба рақс овард шӯри гирдбод,
Кист месозад талоши мансаби девонагӣ?

Мақсади ошиқ намегунҷад ба зери осмон,
Бошад аз андоза берун матлаби девонагӣ.

Оқил аз санги маломат мекунад паҳлу тиҳӣ,
Рехтанд ин хиштро дар қолаби девонагӣ.

Ошиқи ҳайрон надорад бо нигаҳбон эҳтиёҷ,
Чашми бедорист болини шаби девонагӣ.

Доги савдои ҷунун пӯшидааст аз чашми халқ,
Хира месозад назарро кавкаби девонагӣ.

Аз саводи бехудӣ ҳар кас нагардад баҳраманд,
Хонаи занҷир бошад мактаби девонагӣ.

Сайидо, аҳли ҷунунро нест дар маҳшар ҳисоб,
Ёди айёми хазон бошад таби девонагӣ.

* * *

Гар дар хати бутон ба тааммул фурӯ равӣ.
Чун оби ранг бар вараќи гул фурӯ равӣ.

Дастат дукони мушкфурӯшони Чин шавад,
Чун шона гар дар он хами кокул фурӯ равӣ.

Аз базми ин гурӯҳ, ки давраш бувад ҷунун,
Гар по намекашӣ, ба тасалсул фурӯ равӣ.

Созӣ агар ту ғавр парешонии маро,
Дар хок ҳамчу решаи сунбул фурӯ равӣ,

Ай дасти эҳтиёҷ, машав з-остин бурун,
Дар аҳди мо ба кисаи бепул фурӯ равӣ.

Гар пай барӣ ба лаззати фарёди ошиқон,
Зонузанон ба хизмати булбул фурӯ равӣ.

Ағёрро ба суҳбати худ мебарӣ ба зӯр,
Бинӣ агар маро, ба тағофул фурӯ равӣ.

Ай шона, мӯ ба мӯй бигӯ арзи ҳоли ман,
Имшаб ағар ба хизмати кокул фурӯ равӣ.

Ай Сайидо, агар ба суйи Ҳинд бигзарӣ,
Дар ганҷ ҳамчу ҳокими Кобул фурӯ равӣ.

*  *  *

Аз кадомин чаман, ай сарви равон, меой?
Ҳамчу гул, барзада доман ба миён меоӣ.

Чин бар абрӯ задаву чашм лаболаб зи ғазаб,
Таркаши ноз пур аз тирукамон меоӣ.

Моҳро пераҳани ҳола ба тан чок шуда,
Парда бар рӯй кашида зи катон меоӣ.

Остин барзадаву ханҷари хунрез ба даст,
Ай ҷафопеша, ба қасди дилу ҷон меоӣ!

Бӯйи хун аз сухани зери лабат меояд,
Ҳамчу мино ба май олуда даҳон меоӣ.

Меравӣ чун нигаҳ аз хона бурун чобуку ҷуст,
Зуд меоиву аз дида ниҳон меоӣ.

Догҳо даст ба домони ту овехтаанд,
Магар оташ зада бар лоласитон меоӣ?

Сайидоро ба нигоҳи рами оҳу дарёб,
Гар ба дилпурсии соҳибназарон меоӣ!

* * *

Гул ба сар барзадаӣ, по ба ҳино меоӣ,
Сарви ман, аз чамани нашъунамо меоӣ?

Ҳар кӣ аз дур туро дид, хазон мегардад,
Тозарӯ чун Хизир аз оби Бақо меоӣ.

Гул кунад ғунчасифат хандаи худро пинҳон,
Чун ту дар пераҳани шарму ҳаё меоӣ.

Кӯчабоғи назарам ғашта лаболаб зи гулоб,
Арақолуда чу шабнам зи куҷо меоӣ?

Ҳар кӣ дар кӯчаи ту дид маро, мегӯяд:
– Бемуҳобо ба сари кӯйи бало меоӣ.

Навғизолони ҳарам оҳуи мушкин шудаанд,
Доманафшон зи биёбони Хито меоӣ.

Каъбаву буткада бар доманат овехтаанд,
Ба тавофи дили бечораи мо меоӣ.

Хам шуда қоматам аз бори ғамат чун меҳроб,
Баҳри пурсиданам, аз баҳри худо, меоӣ!

Сайидо, баски сабукрӯҳтар аз бӯйи гулӣ,
Дар чаман пештар аз боди сабо меоӣ.

* * *

Ҳамчу гул киса лаболаб зи дирам меоӣ,
Лаб пур аз ханда чу арбоби карам меоӣ.

Нақши пойи ту маро қибланамо мегардад,
Ҳамчу оҳу зи биёбони ҳарам меоӣ.

Наргис аз дидани рухсори ту девона шавад,
Ай парирӯ, зи гулистони Ирам меоӣ.

Май чу дар шиша равад, баҳри ато ҷӯш занад,
Маст дар пераҳани барги карам меоӣ.

Аз хами абруят, ай моҳ, ҳилоле шудаам,
Меравӣ аз сари болинаму кам меоӣ.

Ҳамраҳи ғайр зи пеши назарам мегузарӣ,
То кай, ай арбадаҷӯ, баҳри ситам меоӣ?

Сайидо ҳар нафас аз хеш фано мегардад,
Боз баргашта зи саҳрои адам меоӣ.

* * *

Гул ба сар барзада, аз сайри чаман меоӣ,
Ханда бар лаб гираҳ, ай ғунчадаҳан, меоӣ.

Имшаб, ай моҳ, куҷо сохтаӣ бодакашӣ?
Меравӣ аз худу гоҳе ба сухан меоӣ.

Шавад озурда миёни ту зи оғӯши назар,
Нозукандомтар аз шохи суман меоӣ.

Бесабаб айши маро карда парешон рафтӣ,
Боз аз баҳри чӣ, ай шишашикан, меоӣ?

Шамъу парвонаи фонус ҳисорӣ шудаанд,
Чӣ балоӣ ту, ки дар хонаи ман меоӣ?

Шавад аз гарди раҳат боди сабо мушкфурӯш,
Оҳуи ман, зи биёбони Хутан меоӣ?!

Сайидо, рӯзу шаб аз ғайб нидо меояд:
– Ай мусофиршудаам, кай ба ватан меоӣ?

*   *   *

Ба кӯйи интизорӣ орамиданҳо чӣ медонӣ?
Гул аз шохи муроди сабр чиданҳо чӣ медонӣ?

Ҳанӯзат шир аз лабҳои ширин дар қадаҳ дорӣ,
Шароби талхи нокомӣ чашиданҳо чӣ медонӣ?

Нигаҳ аз гӯшаи чашми ту сар берун намеорад,
Мазоқи хор аз по нокашиданҳо чӣ медонӣ?

Зи роҳат бистару аз ноз болин зери сар дорӣ,
Тасаввур кардану аз ҷо париданҳо чӣ медонӣ?

Ҳанӯзат дар чаман дорӣ зи булбул сад қафас бисмил,
Ба дом афтодану дар хун тапиданҳо чӣ медонӣ?

Ҳанӯз, ай гул, надида ғунчаат рӯйи табассумро,
Зи ҳайрат пушти дасти худ газиданҳо чӣ медонӣ?

Ниҳад дӯши ту паҳлу бар замин аз сояи кокул,
Ба зери бори меҳнат орамиданҳо чӣ медонӣ?

Бувад дар остин пинҳон, чу бӯи ғунчаи ангушт,
Гул аз хори ҷафои ёр чиданҳо чӣ медонӣ?

Ҳанӯз, ай шӯх, бо мижгони ошиқ мекунӣ бозӣ,
Ту нури чашм аз мардум париданҳо чӣ медонӣ?

Саросар меравӣ ҳар рӯз бозори муҳаббатро,
Зулайхо нестӣ, Юсуф хариданҳо чӣ медонӣ?

Ба чоки ҷайби мову Сайидо дорӣ табассумҳо,
Ту тифлӣ, завқи пероҳандаридаҳо чӣ медонӣ?



Фалак аз Каҳкашон чун синаи чок аст, пиндорӣ!
Замин аз ҷӯши ғамнокон сари хок аст, пиндорӣ!

Ба чашми хунфишонам гар куиӣ назора мижгонро,
Ба ғирдоб уфтода мушти хошок аст, пиндорӣ!

Карам кайфияти чун бода бахшад ҷони соилро,
Кафи дасти каромат панҷаи ток аст, пиндорӣ!

Парешон мекунад аз саркашӣ магзи сари гулро,
Ба гулшан шохи сунбул мори Заҳҳок аст, пиндорӣ!

Зи бас ҳамчун садаф гирам ба дандон новаки ӯро,
Хадангаш дар даҳонам чӯби мисвок аст, пиндорӣ!

Зи побӯсаш ҷабинам, Сайидо, рӯзе, ки осояд,
Сарам то домани маҳшар ба афлок аст, пиндорӣ!

* * *

То лабат ном баровардa ба ширинсуханӣ,
Тӯтиёнро ба сар афтода гами кухҳканӣ.

Гирдбодам, ба биёбон шудаам саргардон,
Домани дашти ҷунун аст ба дӯшам кафанӣ.

Бисмили фитнаи чашмони ту оҳуи Хито,
Бастан зулфи ту савдогари мушки хутанӣ.

Бе ту гул чок зада ҷайби Ҳусайнӣ бар дӯш,
Сарв пӯшида ба ёди ту либоси Ҳасанӣ.

Беқарорӣ зи ману аз ту тамошо кардан,
Бо ту хиргоҳнишинию ба ман беватанӣ.

Аз насими саҳару бӯйи гул озурда шавӣ,
Санг бар сина занад пеши ту нозукбаданӣ.

Дар чаман сарв надорад қади раънои туро,
Пераҳан заъфарию ранги қабо ёсуманӣ.

Сафи мижгони ту аз сафшиканон бурда гарав,
Турки чашми ту бувад мунтазири роҳзанӣ.

Тӯтиён бар лаби худ муҳри хамӯшӣ задаанд,
Ҷуғзро дода фалак мансаби шаккаршиканӣ.

Халқ гиранд чу ойинаи фӯлод ба зар,
Ҳар киро ҳаст ба бар хилъати рӯйинтанӣ.

Коҳиши нури маҳ аз ҳола бурун меояд,
Рафта аз дӯши ман андешаи бепераҳанӣ.

Меваи хулд куҷо, неъмати дидор куҷо?
Себи ҷаннат накунад даъвии себи зақанӣ!

Сайидо, аҳли ҳунар иззати дигар доранд,
Нарасад оҳуи ваҳшӣ ба ғазоли хутанӣ.

* * *

То кай, ай булбул, ба дунболи ҳунар афтад касе?
Беҳ, ки ҳамчун ғунча бар савдои зар афтад касе!

Аз хабардорӣ зи ман гаштанд ёрон бехабар,
Бохабар бошанд аз худ бехабар афтад касе.

Дастам, аз баҳри Худо, ай Исии Марям, бигир,
Аз фалак афтад беҳ аст, аз пушти хар афтад касе.

Чун асо созанд ӯро пешвои хештан,
Кӯчагарду хушкмағзу дар ба дар афтад касе.

Метавон бардошт ӯро бар сари худ, Сайидо,
Дар миёни ҳар ду ҷангӣ чун сипар афтад касе.

* * *

Ба сӯйи кулбаам, ай симбар, намеоӣ,
Хабар накарда чаро бехабар намеоӣ?

Зи чашми ман шудаӣ чун парӣ ба шиша ниҳон,
Чӣ дидаӣ, ки маро дар назар намеоӣ?

Зи ташнагӣ лаби ман гашта хушк ҳамчу садаф,
Чаро зи баҳр бурун чун гуҳар намеоӣ?

Асири доми туро нест қуввати парвоз,
Ба дастгирии ин мушти пар намеоӣ.

Ба хонае, ки чу хуршед, рӯй меорӣ,
Тулӯъ то накунад субҳ, барнамеоӣ.

Кулаҳ шикастаӣ, чун субҳ сина во карда,
Камар кушода, зи мӯйи камар намеоӣ.

Ба ҷустуҷӯйи ту гардида суда пову сарам,
Ба дидани мани бепову сар намеоӣ.

Ба боғи даҳр чу шабнам сафед шуд чашмам,
Ҳанӯзам, ай гули садбарги тар, намеоӣ,

Ба пурсиши дили бемори Сайидои ғариб,
Чаро ту аз ҳама кас пештар намеоӣ?

* * *

Чаро ба кулбаам, ай дилрабо, намеой?
Ба сӯям, ай чамани дилкушо, намеой?

Ба бандахонаи худ по намениҳӣ ҳаргиз,
Ту подшоҳию сӯйи гадо намеой.

Чу ғунча сад гираҳ афтодааст дар корам,
Ту пештар зи насими сабо намеой.

Қадам зи бори ғамат хам шуда-ст чун меҳроб,
Ба пурсишам, зи барои худо, намеой!

Ба ҷустуҷӯйи висолат фитодаам аз по,
Ба дастгирии ман чун асо намеой.

Ҳаё агар ба хироми ту садди роҳ шуда,
Кашида бода, бурун аз ҳаё намеой.

Диле, ки меҳри ту дорад, чаро намепурсӣ?
Касе, ки бо ту бувад ошно, намеой.

Ҳисори офияти шамъ нест ҷуз фонус,
Чаро ба хонаи ман беибо намеой?

Шабе ба кӯйи ту бо сад ниёз хоҳад рафт,
Агар ту дар талаби Сайидо намеой!

* * *

Чаро, чу сарв, дар оғӯши ман намеой?
Баҳор гашту ба сайри чаман намеой.

Ту бӯйи Юсуфи Мисрию ман чу Яъқубам,
Чаро бурун шуда аз пераҳан намеой?

Зи ваъдаҳои ту шуд гавҳари дили ман об,
Гудохтам зи ғам, ай симтан, намеой.

Шароб мехӯрию меравӣ зи худ ҳар дам,
Кабоб мекунию дар сухан намеой.

Бирав, ба боғ назар кун ба рӯйи булбулу гул,
Чаро шукуфтаҷабин пеши ман намеой?

Даруни дидаи ман чун нигаҳ бувад ҷоят,
Ту нури чашми манӣ, дар ватан намеой.

Дар интизори висоли ту Сайидо шуда пир,
Хазон расиду ту, ай гулбадан, намеой.

* * *

Чаро ба кулбаам, ай лоларӯ, намеой?
Баромада зи чаман ҳамчу бӯ намеой?

Нишастаам ба раҳат, синаро сипар карда,
Чу теғ бар сарам, ай ҷангҷӯ, намеой!

Кушодаам ба хаёли ту ҳамчу гул оғӯш,
Ба сӯям, ай чамани орзу, намеой.

Чӣ дидаӣ, ки ба чашмам гузар намесозӣ,
Чаро ба ойинаам рӯ ба рӯ намеой?

Туро каманди хаёлам кашида меорад,
Ту навғазоливу беҷустуҷӯ намеой.

Ба раҳгузори ту ҳар рӯз чашми ман чор аст,
Чу чор ойина аз чорсӯ намеой.

Биё, ба дидаи хунбори Сайидо бинишин,
Ту сарви боғию бар тарфи ҷӯ намеой!

* * *

Ба сӯи кулбаам, ай нозанин, дӯш омадӣ, рафтӣ,
Зи аҳволам напурсидию хомӯш омадӣ, рафтӣ.

Сухан нокарда биншастӣ, харобат ман, кабобат ман,
Зи ҷоми ҳусн май нӯшида, беҳуш омадӣ, рафтӣ.

Чу булбул, нолаи зори ман, ай бераҳм, нашнидӣ,
Ба ранги ғунчаи гул пунбадаргӯш омадӣ, рафтӣ.

Сарат гардам, куҷо омӯхтӣ ин дардмандиро,
Гиребончоку бепарво кулаҳпӯш омадӣ, рафтӣ?

Масал шуд сарв ҳамчун Сайидо бар бесару пойӣ,
Ба сайри бӯстон то ҷомабардӯш омадӣ, рафтӣ!

* * *

Чаро ба кулбаам, ай меҳрбон, намеойӣ,
Ба дастгирии ин нотавон намеойӣ?

Дар интизори ту чашмам шуда-ст хонанишин,
Қадам ниҳода ту, ай меҳмон, намеойӣ!

Кушода шаб, ҳама шаб ҳамчу ҳола оғӯшам,
Ба сӯям, ай маҳи номеҳрбон, намеойӣ.

Парида аз ғами ту ҳамчу қаҳрабо рангам,
Ту, ай баҳор, ба сайри хазон намеойӣ.

Чу Сайидо, ба раҳат чашм рӯзу шаб дорам,
Чу бӯйи гул зи назарҳо ниҳон намеойӣ?!

* * *

Қадат дар чашми худ ҷо кардаам, ай дӯст, меранҷӣ,
Ниҳолат гуфтаам сарви лаби ин ҷӯст, меранҷӣ.

Шуд аз наззораи рухсори ту гулдаста мижгонам,
Нигоҳам морпечи тоқи ин абрӯст, меранҷӣ.

Ба фикри рӯйи ту, умрест, ман пушти хаме дорам,
Сарам чун ғунча дар ойинаи зонуст, меранҷӣ.

Маро ҷурме набошад, моҳи ман, гайр аз гирифторӣ,
Каманди гардани ман ҳалқаи он мӯст, меранҷӣ.

Ба ҳоли Сайидо, умрест, парвое намесозӣ,
Биёбонгард аз дасти ту чун оҳуст, меранҷӣ.

## БАҲОРИЁТ

Аввал ба номи он ки мубаррост аз макон,
Халлоқи ваҳшу тайру Худованди инсу ҷон.

Он Сонеъе, ки шоҳиди ӯянд ҳар вуҷуд,
Он Қодире, ки дар сифати ӯст ҳар забон.

Пири фалак ҳамеша бувад дар суроғи ӯ,
Бар каф гирифтааст асое зи Каҳкашон.

Хуршед ҳамчу зарра зи ҳар равзан уфтад,
То аз кадом хона биёяд аз ӯ нишон.

Баъд аз санову ҳамди Худованди зулҷалол
Миннат ниҳам ба наъти расули Худо ба ҷон.

Пайғамбаре, ки дар шаби меъроҷ Ҷабрайил
То пойи арш бӯсазанон рафта дар инон.

Бар остини ӯ табақоти замин ғубор,
Як пардае зи пардасарояш нуҳ осмон.

Меҳри нубувате, ки ба дӯши шарифи ӯст
Рӯзи Ҷазо ба уммати осист пуштбон.

Ёрони ӯ, ки чор сутуни шариъатанд,
Аз ҳар яке бинои хилофат гирифта шон.

Ё Раб, ба ҳурмати хулафову саҳобаҳо,
Дорӣ маро зи офати айём дар амон.

Мехоҳам аз вуҳуш замоне сухан кунам,
Дафъи малол то шавад аз табъи мардумон.

Рӯзе мани ғариб дар айёми навбаҳор,
Аз кунҷи хона ҷониби саҳро шудам равон.

Дидам нишаста бар дари сӯрох **мушаке**
Мекард худ ба худ сифати хешро баён:

– Дорам даруни хона зи анвоъи хӯрданӣ
Аз арзану ҷуворию мошу биринҷу нон.

Баққол кардааст муҳайё барои ман,
Имрӯз ҳар матоъ, ки чида-ст дар дукон.

Ҳар кас, ки ёфта-ст таваллуд ба соли муш,
Гардад чу ман баҳушу адофаҳму нуктадон.

Гоҳе, ки аз ғазаб ба замин рахнаҳо канам,
Аз ҷони санг наъра барояд, ки ал-амон!

Аҷдоди ман ба мири мушон такя мекунад,
Имрӯз дар баробари ман кист дар ҷаҳон!

Дар васфи хеш буд, ки ногоҳ **гурбае**
Худро расонд ҳамчу балоҳои осмон.

Зад силие, ки дар таҳи пояш фитод муш,
Гуфто: – Туй, ки омада даҳ пушт паҳлавон!

Ай беадаб, ту шарм надорӣ зи рӯйи ман,
Аҷдоди ту шуданд ҳама пеши ман калон.

Обои олии ту бувад кӯршабпарак,
Абнои солифи ту ҳам аз ҷинси сифлагон.

Пур кардаӣ зи хок ба ҳар хона рафтаӣ,
Ай, хонаҳои халқ зи дасти ту хокдон.

Дандонзанист кори ту ҳар ҷо, ки донаест,
Ҳастӣ ҳамеша душмани анбори мардумон.

Рӯзи ҷазост киштию Нӯҳ аз ту додхоҳ,
Оби азобро ту дар ӯ карданӣ равон.

Мӯсоиён ба аҳди Набӣ муш гаштаанд,
Бошад туро муносибате бо ҷуҳудакон.

Бар ман бибину нек тамошо бикун маро,
Яъне зи шер сурати ман медиҳад нишон.

Паррандае, ки бигзарад аз пеши чашми ман,
Ӯро ба чанги хеш дарорам ҳамон замон.

Бар пушти ман расонда Набӣ дасти хешро,
З-он рӯ маро азиз шуморанд умматон.

Азбаски дар миёнаи мардум мукаррамам,
Ҷоям ҳамеша ҳаст ба паҳлӯи меҳмон!

Ногаҳ зи гурба ин суханонро шунид саг,
Фарёд карда гуфт, ки ай ҳамдами занон!

Монанди дуд дидадароист кори ту,
Аз дар бурун кунанд, дарой зи тобадон.

Дар хонае, ки як нафасе нест хӯрданӣ,
Бар бомҳо баромада гардӣ фиғонкунон.

Тифлону ақрабои ту, ай дузди косалес,
Омӯхтаанд дарбадариро зи модарон.

Гоҳе, ки нони сӯхтае баҳри ман диҳанд,
Аз пеши ман гирифта гурезӣ ба нардбон.

Аз хонае, ки парчаи ноне ба ман расад,
Шаб то ба рӯз бар дари ӯям нигоҳбон.

Бар ҳар даре, ки меравам-у ҳалқа мезанам,
Он хона эҳтиёҷ надорад ба поебон.

Нашнидаӣ, ки ҷадди ман асҳоби Каҳфро,
Рафта-ет ҳамчу гард ба дунболи корвон.

Бо он ки ҳаст мартабаи олие маро,
Дорам мани шикаста қаноат ба устухон!

Бар **гӯсфанд** чун хабари устухон расид,
Афтод оташе аҷаб ӯро ба мағзи ҷон.

Он дам лабу даҳон зи чаро сохтан бибаст,
Худро ба як-ду хез расонид дар миён.

Гуфт: – Ай палиди шумнафае, ҳадди худ шинос,
Бар устухони ман марасон ин ҳама забон!

Кори ту хунхурист ба саллоххонаҳо,
Ин ҷо шудӣ гурехта аз дасти сагкушон.

Пайваста кори ту ҷадалу ҷанг бо гадост,
Бар остон ту нолакунон, ӯ асозанон.

Бедории шаби ту бувад то дами саҳар,
Созад маҳалли файз туро хоб саргарон.

Ҳар рӯз вақти субҳ шубон мебарад маро,
Гоҳе ба сӯйи дашт, гаҳе сӯйи бустон.

Қурбон кунам барои Худо ҷони хешро,
Бошад зи ман савоби саросар зи ҳоҷиён.

Қассобро зи хуни манаш теғ сурхрӯст,
Бошад канорааш чу хиёбони арғувон.

Симинбарон кабоби дилу гурдаи мананд,
Пайваста аст равғани ман шаъни деғдон!

Чун ин мубоҳисат ба биёбон фасона шуд,
Худро расонд **гург** бад-эшон давон-давон.

Бо гӯсфанд гуфт: – Дилу гурдаи ту чист?
Чун аст рӯдаҳои ту резам ба як замон?!

Гоҳе ба зери пушта ниҳон гардӣ аз гала,
Созад ба соҳиби ту маро куштанӣ шубон.

Дойим даҳон ба равғани ту чарб мекунам,
Худ гӯ, ба пеши чанги ҳарифон туро чӣ шон?

Ман кӯҳнагурги ҳазрати Яъқуб дидаам,
Пурхун шуда зи туҳмати Юсуф маро даҳон.

Авлоди ман чу шамъ ба ҳар базм равшан аст,
Дар пеши халқ нест маро ҳоҷати баён.

Дар хоби хеш ҳар кӣ бибинад шабе маро,
Гардад зи юмин ман ҳамаи рӯз шодмон.

Гови замин чу дар назарам ҷилвагар шавад,
Созам ба як ишора ҷудо рони ӯ зи рон!

Дар гӯши **гов** бод расонид ин хабар,
Фарёд карду гуфт: – Чӣ гуфтӣ, бигӯ ҳамон?!

Ҳар ҷо, ки дидаӣ ту маро, гаштаӣ душох,
Бовар намекунӣ, бикун имрӯз имтиҳон!

Гургӣ, вале-к қатраи борон надидаӣ,
Нашнидааст гӯши ту овозаи сагон.

Гаҳ сулҳ мекунӣ ту бо чӯпону гоҳ ҷанг,
Гургоштист кори ту пайваста бо шубон.

Шаб то ба рӯз дӯхтаам чашм бар замин,
Аз ман нагашта ҳеч кас озурда дар ҷаҳон.

Гоҳе ба гарди хирмани деҳқон шавам ба чарх,
Гоҳе ба халқ шир диҳам ҳамчу модарон.

Аҷдоди ман ба Одаму Ҳавво баробар аст,
Яъне မарост Гови Замин аз бародарон!

**Уштур** шуниду гуфт, ки гӯсолаӣ ҳанӯз,
Берун накардаӣ сари худро зи коҳдон.

Обои ту ба ҳеч қаторе набудаанд,
Овардаӣ базӯр ту худро дар ин миён.

Як раҳ ба пушту паҳлуи худ ҳам нигоҳ кун,
Аз хотири ту рафта магар чӯби говрон?

Бар гарданат чу дузд зананд айрии душох,
Аз коҳдон баранд суйи дашт каш-кашон.

Бар ман яке нигоҳ куну сунъи Ҳақ бибин,
Чун офаридааст маро Холиқи ҷаҳон.

Дода-ст шири ман шутури солеҳи Набӣ,
Дар рӯзгор нисбати ман мерасад ба он.

Пайваста хор мехураму бор мекашам,
Ҳаргиз нагашта хотирам аз сорбон гарон.

Ҳар ҷо, ки будаам, ба ду зону нишастаам,
Дар бар кашида ҷомаи малла чу сӯфиён!

Овози гирудори шутур чун баланд шуд,
Дарҳол **сангпушт** биёмад тапон-тапон.

Дар пушт чор ойина, дар пеши рӯ сипар,
Бар даст сангу барзада доман чу ҷимриён.

Аз санг рафта-рафта чу оташ забои зад,
Огози гуфтугӯй бигуфт: – Ай сабукинон,

Кунҷора дидаӣ магар имшаб ба хоби хеш?
Ё гов гаштаӣ ба хаёли ҷувозрон?

Дар умри хеш мисли ту луъбат надидаам,
Кӯтоҳақлу пойдарозу шикамкалон.

Дар зери бор нолакунон хоб меравӣ,
Хезӣ зи ҷой ҳамчу заъифони погарон.

Дандони ту саросар агар бишканам, равост,
Ҳаргиз касе туро назада санг бар даҳон.

Маълум шуд ба даҳр шутурдил ту будаӣ,
Бошад ҳамеша чашми ту бар дасти сорбон.

Дар зери бори миннати кас нестам фақир,
Дорам мудом шукри Худованд бар забон.

Аз фоқа рӯзу шаб ба шикам санг бастаам,
Донанд халқ дар бағалам ҳаст тоҳи нон.

Дар гӯшае нишастааму хок мехурам,
Бигзаштаам ба чилланишинӣ зи зоҳидон.

Рӯзе, ки офтоб ба гармӣ шавад алам
Он рӯз эҳтиёҷ надорам ба соябон!

Бар гӯши **хорпушт** чу ин моҷаро расид,
Ҳар мӯй гашт бар тани ӯ неши хунфишон.

Чун мӯр нарм-нарм қадамҳо ба раҳ ниҳод,
Паҳлӯи сангпушт нишасту бигуфт: – Ҳон,

Бар гирди хеш маъракае ҷамъ кардаӣ,
Дорӣ ба пушт сандалие ҳамчу қиссахон.

Аъҷубвор дар таҳи сандуқ ҷо шавӣ,
Айёри косапушт туро аз мусоҳибон.

Саҳроиён зи косаи чӯбини ту ба танг,
Исқотиёни косагарон аз ту дар фигон.

Ҳаргиз надидаам ба барат ҷомаи дуруст,
Домони ту ҳамону гиребони ту ҳамон.

Аз дидани ту суҳбати ин қавм шуд хунук,
Ай баднамой, хезу бирав зуд аз миён!

Ман умри худ ба хоркашӣ сарф кардам,
З-он ваҷҳ гармрӯй намоям ба мардумон.

Пероҳане ба сӯзани худ бахя кардаам,
Дорам ба дӯш ҷомаи шоҳӣ чу ҳоҷиён.

Бошад ҳамеша дар шаби маҳтоб хоби ман,
Болину бистарам ҳама хор асту парниён!

Оҳанги хопушт чу **рӯбоҳ** гӯш кард,
Аз шиддате, ки дошт, равон гашт думзанон.

Фарёд карду гуфт: – Маро дурр(р) дидай,
Имрӯз ҳамчу хор баровардай забон.

Дорӣ ба худ ғурур чу пирони хоркаш,
Оташ мазан, ки дуд барояд туро зи ҷон.

Аз ҷунбиши ту дар ҳаракат буттаҳои хор,
Пайваста хурду резаи ман аз ту дар ғумон.

Гар бинии ту канда ба дастат диҳам равост,
То пеши халқ сар набарорӣ ба ину он.

Ман мудатест хона дар ин дашт кардам,
Накшодаам ба ҳеч кас аз хеш достон.

Паҳлӯ ба офтоб занад пӯстини ман,
Доранд орзуи маро пир то ҷавон.

Шабҳои дай ба воситаи пӯст мекашам
То субҳ ҳамчу мағз дар оғӯши дилбарон.

Оре, Худойрост ба ҳар пӯст дӯстӣ,
Ҳаст ин масал чу ганҷ дар айёми шойгон.

Гоҳе, ки рӯ ба рӯй шавад душмане маро,
Ёбам зи рӯйи ақли худ аз дасти вай амон!

**Харгӯш** сар ба хоби фароғат ниҳода буд,
Бедор гашту гуфт ба рӯбоҳ он замон:

– Як зарра ақлу ҳуш ба сар доштӣ агар,
Ҳаргиз зи хона по наниҳодӣ бар остон.

Шабҳо равӣ чу дузд ба сӯйи маҳаллаҳо,
Чашмони худ чароғ кунӣ баҳри мокиён.

Бисёр зинда – зинда туро пӯст кандаанд,
Афкандаанд мурдаи ту паҳлуи сагон.

Бо ҳар каси фақир муяссар намешавам,
Ҷон медиҳанд дар талабам мардуми калон.

Моланд агар ба пайкари худ равғаии маро,
Бешакку шубҳа дафъ кунад дарди устухон.

Гоҳе, ки ман ба одамиён ром мешавам,
Пайваста умри хеш кунам сарфи он макон!

Харгӯш чун ҳикояти худро тамом кард,
**Маймун** шуниду паҳлуяш омад нафасзанон.

Гуфт: – Ай дарозгӯш, чаро лоф мезанӣ?
Аз одамигарӣ на туро ному на нишон!

Чун муши думбурида намоӣ ба чашми ман,
Ё баччаи бузе, ки бувад ҳар тараф давон.

З-ин доштӣ ба пушт, туро мешудам савор,
Ҳастӣ ба пеши ман ту ҳам аз ҷумлаи харон.

Бикшо зи хоб чашму сари худ баланд кун,
Бар дасту пойи ман назари хешро бимон.

Яъне, ки нест сурати ман кам зи одамӣ,
Аммо кашидаам қадами худ аз он миён.

Нашъунамои ман шуда дар кӯҳсори Ҳинд,
Асли ман аз Фарангу маро ном Кордон.

Ҳар ҷо, ки бешаест, дар ӯ сайр мекунам,
Ҳастам ба гирду гӯшаи ӯ ҳамчу боғбон.

Аз меваҳо ба паҳлуи худ паҳн кардаам,
Гоҳе зи туршу гоҳ зи ширину нордон!

**Оҳу** расиду гашт ба ӯ рӯ ба рӯву гуфт:
– Кам дидаем одами думдор дар ҷаҳон.

Одам касе ба сурати одам намерасад,
Бемағз эътибор куҷо дорад устухон.

Гоҳе, ки сӯйи шаҳр туро уфтад гузар,
Гардӣ ту пойкор ба арбоби лӯлиён.

Дар пеши халқ масхарагӣ пеша мекунӣ,
Тифлон ба кӯчаҳо зи қафои ту кафзанон.

Гаҳ найнавозу гоҳ шубонӣ, гаҳе гадо,
Гоҳе асобадаст шавӣ аз ясовулон.

Дар даҳр агарчи сурати ман нест одамӣ,
Лекин マрост сурати некӯ чу дилбарон.

Чашмам бувад зи ғамзаи Лайлӣ барандатар,
Девонаи мананд чу Маҷнун паривашон.

Гардад зи бӯйи мушк муаттар димоғҳо
Бар ҳар тараф, ки рӯй ниҳам ҳамчу навхатон.

Гоҳе, ки ҳамчу бод шавам дар давандагӣ,
Барқи ситезакор наёбад зи ман нишон!

З-ин гуфтугӯ **паланг** даромад ба ҷасту хез,
Худро расонд дар пайи оҳу ҳамон замон.

Гуфт: – Ай гурезпой, зи чангам куҷо равӣ?
Бо ман масоз ҷилвагарӣ ҳамчу духтарон!

Нофи туро ба коми ҳарифон буридаанд,
Бошанд хонаводаи ман аз ту комрон.

Гар бар сари ту сояи калход уфтад,
Дар зери пой хоб равӣ ҳамчу мокиён.

Яъне, ки ман ба хуни ту имрӯз ташнаам,
Аз роҳи ташнагӣ ба лаби ман расида ҷон.

Аз қаҳр агар ба хок занам чанги хешро,
Чангу ғубор тира кунад рӯйи осмон.

Аз силиям кабуд бувад рӯйи фили чарх,
Акси думи ман аст, ки гӯянд Каҳкашон!

Ошуфта гашт **филу** равон шуд суйи паланг,
Дандон ба якдигар зада ҳамчун муборизон.

Дум хода карда омаду хобонд гӯшро,
Хартум бар замин заду гуфт: – Ай алочапон!

Аз нохуни паланг чӣ нуқсон ба пойи фил,
Тоҷи хурӯсро чӣ ғам аз нӯли мокиён!

Тундӣ макун, ки чарми ту бисёр дидаам,
Чун тахтапӯст дар таҳи пойи қаландарон.

Гӯйӣ, ки ҳеч кас набувад дар баробарам,
Дар ҳар канор ҳаст моро чун ту чокарон.

Дар рӯзи ҷанг зери алам по сутун кунам,
Бошам бар остини дари фатҳ пуштбон.

Тахти равон киноя зи рафтори ман бувад,
Дӯшам ривоҷ ёфта аз мақдами шаҳон.

Чун теги обдор саропой ҷавҳарам,
Дандони ман ровост, ки созанд зарфишон.

Бар пушти ман агар ниҳанд кӯҳи Қофро
Монанди барги коҳ наёяд маро гарон.

Хартуми ман чу гурз бувад вақти гирудор,
Ҳар мӯйи ман ба тундию тезӣ бувад синон.

Умрам ҳазор сол бувад дар миёни халқ,
Кам нест зиндагониям аз умри ҷовидон.

Бузруктаре зи ман набувад дар миёни қавм,
Имрӯз жандафил маро гуфта метавон!

**Карг** ин сухан зи фил шуниду қадам ниҳод,
Сар то ба пой чину гираҳ карда абрувон.

Дар пушту паҳлуяш халае зад ба шоху гуфт:
– Ай тангчашм, ҳарф магӯ ин ҳама калон.

Аз филмоти ҳодиса гофил нишастаӣ,
Дорӣ ту эътимод ба умри сабукинон.

Хартум нест он ки ба ӯ фахр мекунӣ,
Андохта ба биният айём ресмон!

Худ гӯ бар устухони ту гар буд ҷавҳаре,
Тобеъ намешудӣ ту ба ҳиндустониён.

Хартуми ту ба паҳлуи дандони ту бувад,
Аз фоқа ҳамчу пӯст, ки часпад ба устухон.

Хат мекашӣ ба бинии худ кӯчаҳои шаҳр,
Аз пушту паҳлуи ту ғуломон саводхон.

Хартуми ту ба дидаи саҳроиён бувад,
Бар боми коҳдон, ки гузоранд новадон.

Азбаски нест бар думу хартумат имтиёз,
Ҳайрон машав, кадом тараф бошадат даҳон.

Вақт аст ин замон, ки сари шохи хешро
Гулгун кунам зи хуни ту чун шохи арғувон.

Рӯзи масоф синаи худ мекунам сипар,
Гарданд рӯ ба рӯй зи пуштам диловарон.

Хоҳам, ки ҳамла дар сафи пиру ҷавон кунам,
Дар дил маро на бим зи тиру на аз камон.

Шохам ба ҳар диёр кунад кори шохмор,
Пайваста бар хуранд аз ӯ аҳли корвон.

Хосияти аҷаб ба шохам навиштаанд,
Ҳар кас нигоҳ дошт гурезанд ҷинниён!

**Шер** аз камин баромаду омад, ба карг гуфт:
– Ай шох ношикаста, бикаш пой аз миён.

Бар ҳар кӣ монда шох ба шох истодаӣ,
Азбаски дар канори биёбон шудӣ калон.

Ай сахтрӯйии сустқадам, чобукӣ макун
Ҳастӣ ту пеш як қадам аз гови подабон.

Тифлонат аз забони ту парҳез мекунанд,
Бошӣ ту дар миёнаи ин қавм бадзабон.

Аҷдоди ман ба Шери Худо даст додааст,
Аз ҷанги ман в-агарна кай меёфтӣ амон!

Ҳаргиз шикории дигареро нахӯрдаам,
Як раҳ ба хуни мурда наёлудаам даҳон.

Дар бешае, ки мераваму мекунам қарор,
Берун зи қаҳтсол шаванд аҳли он макон.

Бо ҳар кӣ бингарам, ҷигараш об мешавад,
Аз мӯр камтаранд ба чашмам баҳодурон!

Дар фикри дона **мӯрчае** буд даргузар,
Омад ба шеру гуфт, ки ай Рустами замон!

Аз иттифоқи мӯрчагон ғофилӣ магар?
В-арна чаро ҳақир шумориву нотавон!

Хӯроки аҳли байти ман аст аз нитоҷи ту,
Дойим пур аст хонам аз шербаччагон.

Тифлони ширинмасти ман имрӯз шергир,
Хешони нотавони мананд аз ту комрон.

Мӯре шунидаӣ, ки Сулаймони вақтро
Бар аҳди худ ба рони малах карда меҳмон.

Ин рутба шуд муяссари ӯ аз шикастагӣ
В-арна чӣ ҳадди мӯрчаву лашкари гарон?!

Чун аз забони мӯрча ин ҳарф шуд баланд,
Таслим карда-карда расиданд вахшиён.

Гуфтанд узрҳо зи таҳи дил ба якдигар,
Афтод пойи оштие андар он миён.

Ин нусха, Сайидо, ба ду-се рӯз шуд тамом,
Дар рӯзгори ҳазрати Абдулазизхон.

Таърих аз ҳазору навад як гузашта буд,
Аз ҳиҷрати расул, шаҳи охируззамон.

Ай хурду бузруке, ки дар айём мондаед,
Афтад ба саҳв дар назар ин турфа достон,

Гар зинда мондаам, ба дуо ёд оваред
В-ар рафтам, ба фотиҳа созед шодмон!

# МУХАММАСОТ

* * *

Шуд муддате, ки бахт насозад мадад маро,
Афганда рўзгор ба фикри абад маро,
Дар сина нест кина зи аҳли ҳасад маро,
«Ғамгин наям, ки халқ шуморанд бад маро,
Наздик мекунад ба Худо дасти рад маро».

То нола аз лаби мани махмур шуд баланд,
Аз синаҳо навои дами сур шуд баланд,
Имшаб зи ман таронаи Мансур шуд баланд,
«Кайфиятам зи бодаи ангур шуд баланд
Чандон, ки зад ба фарқ ҳаводис лагад маро».

Хун мечакад чу мурғи кабоб аз назораам,
Шарманда аст партави моҳ аз ситораам,
Гардида об заҳраи барқ аз шарораам,
«Чун лаъл агарчи дар ҷигари санги хораам,
Аз нури офтоб мадад мерасад маро».

Хилватнишини майкардаро пора шуд либос,
Дойим тиҳист хонаи озода аз палос,
Аз хонақоҳ шайх барояд ба сад асос,
«Шуд ҷўши халқ пардаи чашми худошинос,
Ғофил зи баҳр кард ҳуҷуми забад маро».

То бастаам ба фикри сухан, Сайидо, миён,
Чун шамъи анҷуман шудаам оташинзабон,
Дод имтиёз шеъри маро килки нуктадон,
«Соиб, миёни тозахаёлони Исфаҳон
Бас бошад ин ғазал гули рўйи сабад маро».

* * *

Садафи гавҳари асрори ниҳон гӯши ман аст,
Чашмаи баҳри маонӣ қадаҳи нӯши ман аст,
Мавҷи тӯфони хирад ҷунбиши оғӯши ман аст,
«Шӯри дарёи сухан аз дили пурҷӯши ман аст,
Қуфли ганҷинаи маънӣ лаби хомӯши ман аст».

Бурда фикрам гарав аз тозахаёлони замон,
Булбулам сохта дар гулшани файёз макон,
Ҳамчу бӯ кай шавад аз пераҳани ғунча аён,
«Маънии бикр, ки дар пардаи ғайб аст ниҳон,
Бетакаллуф ҳама шаб даст дар оғӯши ман аст».

Нуктадонони ҷаҳонанд лаболаб зи ҳасад,
Нест бар сафҳаи авроқи ман андешаи бад,
Ҳар шаб аз хомаи ман омада ҷӯянд мадад,
«Ҳар хаёле, ки бар ӯ фахр кунанд аҳли хирад,
Дар шабистони лаҳад хоби фаромӯши ман аст».

То мани хаста бурун омадам аз мулки адам,
Шуда аз тоати ман абруи меҳроб алам,
Гарчи дар даҳр саҳархезтарам аз шабнам,
«Зоҳиде нест ба айёрии ман дар олам,
Ин ридопарда гилемест, ки бар дӯши ман аст».

Мекашам шаб ҳама шаб нола ба оҳанги диро,
Моҳу хуршед насозанд ба ман чуну чаро,
Ҷойи рахши талабам кай бувад ин куҳнасаро,
«Осмон ҳалқаи фитрок бувад сайди маро,
Ломакон манзили саҳли сафари ҳуши ман аст».

Шафақ аз ранги рухи маҳваши ман хостааст,
Офтоб аз нафаси беғаши ман хостааст,
Барқ тирест, ки аз таркаши ман хостааст,
«Чарх дудест, ки аз оташи ман хостааст,
Хок гардест, ки афшондаи попӯши ман аст».

Сайидо, ҳаст талабгори ман аз ҳар ҷониб,
Табъи ман то шуда бар маънии рангин толиб,
Хомаам бурда дил аз ҳозиру ҳам аз ғоиб,
«Нарасад чун сухани ман ба ду олам, Соиб,
Ишқро дасти навозиш ба сари дӯши ман аст».

* * *

Бо ҳарифон меравӣ дар боғу маскан мекунӣ,
Доғ бар ман мениҳию сайри гулшан мекунӣ,
Бода менӯшию базми ғайр равшан мекунӣ,
«Ман ба ҳоли маргу ту дармони душман мекунӣ,
Ин ситамҳо чист, ай бераҳм, бар ман мекунӣ?»

Муддате кардам сари кӯйи туро бар худ макон,
Аз таманнои рухат оташ задам дар мағзи ҷон,
Тӯтиё ҷустам, ба чашмам рехтӣ реги равон,
«Бад накардам, чун туеро баргузидам дар ҷаҳон,
Хоки оламро чаро дар дидаи ман мекунӣ?

Ай хиҷил аз партави рӯят чароғи субҳдам,
Ҳусни рӯзафзуни ту набвад зи моҳу меҳр кам,
Як замон гофил намегардӣ зи бедоду ситам,
«Нестӣ гардун, вале бар одати гардун ту ҳам
Мекушӣ охир чароғеро, ки равшан мекунӣ».

Мешуморӣ хешро, ай гул, ҳабиби дигарон,
Кардаӣ базми висоли худ насиби дигарон.
Бар сарам меоиву ҳастӣ табиби дигарон,
«Гарм мепурсӣ маро баҳри қариби дигарон,
Дар либоси дӯстдорӣ кори душман мекунӣ».

Он санам то чанд ҷавру зулми беандоза дошт,
Дӯстонро чанд дар ишканҷаи шероза дошт?
То ба кай худро ба бераҳмӣ баландовоза дошт?
«Метавон дилро ба андак илтифоте тоза дошт,
Оташи моро чаро муҳтоҷи доман мекунӣ?

Дар ғамат чун Сайидо, умрест, дорам печутоб,
Гашта аз белутфият рагҳои ҷонам мавҷи об,
Мехурад силӣ сипанди ман зи дасти изтироб,
«Менамоӣ донаи холи худ аз зери ниқоб,
Соиби бечораро оташ ба хирман мекунӣ».

* * *

Бар сари кӯйи ту, ай шӯх, асас бисёр аст,
Оре-оре, ба шакарзор магас бисёр аст,
Ҳамчу ман, сӯхта бар чашми ту кас бисёр аст,
«Назари гарми ту бо аҳли ҳавас бисёр аст,
Шуълаpo майл ба омезиши хас бисёр аст».

Аҳли дилро ба ҷаҳон дарду алам бишносад,
Беадаб ҳар кӣ шуд, арбоби карам бишносад.
Кист, то гург зи оҳуи ҳарам бишносад?
«Мард бояд, ки баду нек зи ҳам бишносад
В-арна дар зери фалак нокасу кас бисёр аст».

Рӯзиям меҳнату манзилгаҳи ман дарду ғам аст,
Меҳрбонӣ талабидан зи ҳарифон ситам аст,
Ин сухан вирди мани сӯхта ҳар субҳдам аст,
«Умр агар хуш гузарад, зиндагии Хизр кам аст
В-ар ба нохуш гузарад, ним нафас бисёр аст».

Ай лабат бодапарасту нигаҳат бодафурӯш,
По ба доман кашу бо гайр макун ҷӯшу хурӯш,
Бишнав ин панди ман имрӯз, агар дорӣ хуш,
«Гул ҳамон беҳ, ки ба ҳар ҳарф наяндозад гӯш
В-арна дарди дили мурғони қафас бисёр аст».

Сайидо, сайри чаман соз дар айёми рабеъ,
Чашм бикшой ба наззораи гулҳои бадеъ,
Чанд гӯем, ки моро нашавад ёр мутеъ,
«Қобили файзи асирӣ дили мо нест, Рафеъ,
В-арна дар хонаи сайёд қафас бисёр аст».

* * *

То маро гӯшанишин карда ғами танҳоӣ,
Қасри афлок шуд аз гиряи ман дарёӣ,
Чанд гӯям мани мотамзадаи савдоӣ,
«Ай маро дил зи ғамат волаву ҷон шайдоӣ,
Ман дар ин ҳолу ту дар ғояти бепарвоӣ».

То зада дасти ман он ғамзаи бебок ба сар,
Зада аз беҳудиям ғардиши афлок ба сар,
Бинишин як нафасе, ай бути чолок, ба сар,
«Доман аз ноз макаш, то накунам хок ба сар,
Зулф барбод мадеҳ, то нашавам шайдоӣ».

Шӯхи ман, банди қабо аз рухи гулбарг кушой,
Ҷилвае сар куну аз хона чу хуршед барой,
Ҳарфи парвонаи худ гӯш кун, аз баҳри худой,
«Як шаб, ай шамъи бутон, сӯйи мани ғамзада ой,
Ки дар ин кулбаи ғам сӯхтам аз танҳоӣ».

Баски овард ба кӯйи ту маро дидаи тар,
Баъд аз ин аз сари кӯйи ту набардорам сар,
Остони ту бувад саҷдагаҳам то ба саҳар,
«Ту ба хоби хушу ман ҳамчу ғуломон бари дар,
Ҳама шаб мунтазирам, то ту чӣ мефармоӣ?»

Сайидо, дарди дили хеш ба тамкин гуфтӣ,
Дар баногӯши вай афсонаи рангин гуфтӣ.
Кӯҳкан теша задӣ, аз сари таҳсин гуфтӣ,
«Ҷомиё, баски сухан з-он лаби ширин гуфтӣ,
Тӯтии табъи ту шуд шуҳра ба шаккархоӣ».

* * *

Муддате бишуд моро бо ту дилкашониҳост,
Арзи ҳол натвон кард, расми камзабониҳост,
Май кашидаӣ имшаб, бо ту сад нишониҳост,
«Турки чашми махмурат масти нотавониҳост,
Фитна бо нигоҳи ту гарми ҳаминониҳост».

То ту дар чаман бошӣ, васфи гунчаи гул чист?
Пеши накҳати зулфат гуфтугӯйи сунбул чист?
Сӯйи мо намеойӣ, боиси тааммул чист?
«Ай ҳалоки хӯят ман, ин ҳама тағофул чист?
В-ай хароби чашмат ман, ин чӣ саргарониҳост?».

Ашки ҳасрат аз чашмам ҳамчу ҷӯйбор ояд,
Ғам бағалкушо чун мавҷ бар сари канор ояд,
Ваҳ, ки бе гули рӯят маргам ошкор ояд,
«Дурам аз висоли ту, зиндагӣ чӣ кор ояд,
Ҷон ба лаб намеояд, ин чӣ сахтҷониҳост?».

Ҳамчу сурати девор гаштаем ҳайронат,
Як назар намесозӣ ҷониби асиронат,
Хона карда дар дилҳо ғунчаҳои пайконат,
«Синаҳо мушаббак шуд аз хаданги мижгонат,
Ҳоли мо намепурсӣ, ин чӣ меҳрбониҳост?».

Бо чунин қаду рухсор шамъи анҷуман бошӣ,
Саҷда метавон кардан, гар ба як сухан бошӣ,
Чанд бо лаби хандон равнақи чаман бошӣ,
«Ай хуш он ки ҳамчун гул дар канори ман бошӣ,
Бо нигоҳи ҷонсӯзат ваҳ чӣ комрониҳост!».

Шишаи қадаҳ дар даст, бар дуои хум афтам,
Сарбараҳна чун соғар пеши лои хум афтам,
Ғаҳ ба ҷустуҷӯйи май дар қафои хум афтам,
«Гаҳ сабӯ занам бар санг, гаҳ ба пои хум афтам,
Соқиё, маранҷ аз ман, олами ҷавониҳост».

Сӯйи кӯчаи маъшуқ, Сайидо, давидан чист?
Доғи тоза гул карда-ст, нола баркашидан чист?
Чун сипанди гарм аз ҷо ҳар нафас паридан чист?
«Захми корие хӯрдӣ, Соибо, тапидан чист?
Ёр бар сарат омад, вақти ҷонфишониҳост».

* * *

Майи васл додам аз каф, ғами дарди сар гирифтам,
Таби ҳаҷр зад шабехун, раҳи чашми тар гирифтам,
Ба дили шарораафшон қадаре шарар ғирифтам,
«Ҳама тан зи оташи дил чу чанор даргирифтам,
Зи дилам хабар надорӣ, зи дилат хабар гирифтам».

Ба ҷаҳон намонда ҳаргиз қадаре зи меҳрбонӣ,
Сари худ кашидам охир ба диёри бенишонӣ,
Ба ҳавои шоҳбозӣ, зи камоли нотавонӣ,
«Пару бол менамудам, чу тазарви бӯстонӣ,
Ту ба ишва рух намудӣ, каме болу пар гирифтам».

Ҳама умр тифли ашкам ба ду дида буд ҳозир,
Дили хастаам гами худ ба касе накард зоҳир,
Зи гами қади ту будам ба ниҳоли сарв шокир,
«Зи дарозорзуӣ мани дасткӯтаҳ охир
На туро ба бар кашидам, на дил аз ту баргирифтам».

Дили ғайр карда равшан ба карашмаи таҷаллӣ,
Рухи Сайидо зи ғайрат шуда ошнотасаллӣ,
Манишин дигар чу Маҷнун ба хаёли васли Лайлӣ,
«Ба талош кӯш, Санҷар, нашавӣ бад-ин тасаллӣ,
Ки зи фарри қадди он ҳур кулаҳу камар гирифтам».

* * *

Саборо бар сари кӯят тавоної чӣ мебошад?
Чаманро пеши рухсори ту раъноӣ чӣ мебошад?
Туро ҳар рӯз чун гул суҳбаторої чӣ мебошад?
«Маро дур аз рухат шабҳо шикебої чӣ мебошад?
Агар танҳо шавӣ, донӣ, ки танҳої чӣ мебошад?»

Сияҳ шуд рӯзгор аз дуди оҳи ман, чӣ мепурсӣ?
Ба рағми муддаӣ ҳоли табоҳи ман чӣ мепурсӣ?
Худоро, боиси рӯзи сиёҳи ман чӣ мепурсӣ?
«Маро ишқи ту расво карда, моҳи ман, чӣ мепурсӣ,
Беҳ аз ошиқ шудан тақриби расвої чӣ мебошад?»

Хаёли абруят дорад маро дар зери шамшерам,
Хами зулфи ту дар пои талаб афганда занҷирам,
Ба хокам гарчи яксон карда ҳиҷрони ту чун тирам,
«Ҳавас дорам, ки хезам, чун ғубор аз доманат гирам,
Вале бар худ, ки мебинам,тавоної чӣ мебошад?»

Нигоҳат фитнаангез асту чашмат раҳзани дилҳо,
Даҳонат тунги шаккар бошаду лаъли ту шаккарҳо,
Кадом авсофи рухсорат мани бедил кунам иншо,
«Қадат хуб асту зулфат дилкашу рухсораат зебо,
Дигар хубӣ кадому ҳусну раъної чӣ мебошад?»

Туро, ай бемурувват, Сайидо, умрест, меҷӯяд,
Сари кӯйи ту ҳар дам чун насими субҳ мебӯяд,
На танҳо шабнам аз бемеҳрии ту даст мешӯяд,
«Сабо ҳар ҷо, ки бошад, Мушфиқиро роз мегӯяд,
Тамаъ кардан вафо з-он ёри ҳарҷої чӣ мебошад?»

* * *

Рафт он шӯх аз назар бар рӯй афганда ниқоб,
Монда холаш дар дилам чун лола доғи интихоб,
Чун насозад оташи ман заҳраи парвона об,
«Ҳамчу шамъам ҳаст шабҳо бе рухи он офтоб,
Дида гирён, сина бирён, тан гудозон, дил кабоб».

Ҳар кучо рафтам ба ёди зулфи ӯ, хӯрдам шикаст,
Дар таманнои рухи ӯ рафт кори ман зи даст,
Кай шавад бар ман муяссар суҳбати он шӯхи маст?
«Бастаанд аз чор ҳад бар ман дари васлаш, ки ҳаст
Дил ғамин, хотир ҳазин, тан дар бало,ҷон дар азоб».

Он ки рухсораш мунаввар, чун маҳи Нахшаб, ки буд,
Қиссаи меҳру вафо мехонд дар мактаб, ки буд,
Соғари айшам ба ӯ то субҳ лаб ба лаб, ки буд,
«Муддаӣ аз рашк бар дар чун намурд имшаб, ки буд,
Базм дилкаш, бода беғаш, ёр сархуш, ман хароб».

Зоҳидонро бурда аз ҷо зулфи чун қуллоби ӯ,
Гашта олам зердасти теғи чун меҳроби ӯ,
Нест танҳо гул хиҷил аз чеҳраи сероби ӯ,
«Бар замину осмон доранд з-обу тоби ӯ
Об шарм, ойина рӯ, маҳтобу хуршед изтироб».

Дӯш дидам он парирӯ аз пайи гуфтушунуд,
Ҳамчу гул мерафт хандон сӯйи ағёри ҳасуд,
Ҷастам аз бетоқатӣ ҳамчун сипанд аз ҷой зуд,
«Чун ғирифтам доманаш, мурдам зи нокомӣ, ки буд
Даст ларзон, дил тапон, ман мунфаил, ӯ дар ҳиҷоб».

Синаам чун лола доғ аз сайри гулшан мешавад
Гул агар бар сар занам, гулмехи оҳан мешавад,
Сунбул аз назораи ман зуд гулхан мешавад,
«Тирачашмам, к-ончунон аз толеи ман мешавад
Нур зулмат, рӯз шаб, гавҳар садаф, дарё сароб».

Сайидо, доги диламро орзуи неши ӯст,
Шӯхчашмеро, ки дойим лолаву гул реши ӯст,
Ҳамчу мижгон ханҷари ошиқкушӣ дар пеши ӯст,
«Муҳташам дорад бути бераҳм, к-андар кеши ӯст,
Раҳм зулм, эҳсон сиёсат, меҳр кин, гармӣ итоб».

* * *

Дорам буте, ки дорад бар лаб шароби беғаш,
Рӯе чу шамъ равшан, қадде чу шуъла саркаш,
Баҳри шикори дилҳо дӯш он бути париваш,
«Омад зи хона берун дар тан қабои заркаш,
Дар бар кашида хафтон, шоҳона баст таркаш».

Бар лаб ниҳода соғар, дар даст ханҷари тез,
Чашме тамом ишва, мижгони фитнаангез,
Сӯйи чаман дами субҳ дода саманд маҳмез,
«Сарв аз қабо гаронбор, гул аз ҳаво арақрез,
Ранг аз ҳаё диғаргун, зулф аз сабо мушавваш».

Рӯзе, ки он гуландом бар пушти зин ниҳад по,
Печад инон ба дасташ, монанди мавҷи дарё,
Аз по фитад назора, аз худ равад тамошо,
«Ҳангоми турктозӣ тоқ аст дар назарҳо,
Он чин задан бар абрӯ в-он пай задан бар абраш».

Рахши сабукинонро мастона ҷилва дода,
Дилҳо ба раҳгузораш чун нақши по фитода,
Кокул фиганда бар дӯш, чин аз ҷабин кушода,
«Дар сар ҳавои ҷавлон, бар лаб нашои бода,
Ғолиб нишоти хандон, ширин мизоҷи сархуш».

Ай Сайидо, қади ӯ чун сарви боғ дилҷӯст,
Чашми тамоми олам бар тоқи он ду абрӯст,
Шуд муддате, ки дар шаҳр ин гуфтугӯ зи ҳар сӯст,
«Аз сайқали муҳаббат в-аз партави рухи дӯст
Табъ аст Муҳташамро, ойинаест беғаш».

*   *   *

Рухи чу барги гулу қадди дилрабо дорӣ,
Ба чашми ҳар кӣ ниҳӣ пойи хеш, ҷо дорӣ,
Ба ғайри мо ба ҳама кас сари вафо дорӣ,
«Чӣ ҳолат аст, ки бо мо сари ҷафо дорӣ?
Чӣ мӯҷиб аст, ки худро зи мо ҷудо дорӣ?».

Қасам ба номи ту, ай навниҳоли боғи ҳаё,
Маросг кӯйи ту беҳтар зи ҷаннатулмаъво,
Намекунӣ назаре сӯйи мо зи истиғно,
«Чӣ кардаам, чӣ шунидӣ, чӣ дидаӣ, ҷоно,
Ки ҷониман ҳадафи новаки бало кардӣ».

Шукуфта ғунчаи доғам ба ёди марҳами ту,
Нишаста дар таҳи теғам чу абруи хами ту,
Ба ҳоли марг фитодам зи пурсиши ками ту,
«Раво мадор ҷавоне бимирад аз ғами ту,
Ту ҳам ҷавонию аз худ умедҳо дорӣ».

Хамида қоматам аз бори ғусса чун маҳи нав,
Ба хонумони ман оташ фиғанда, тунд марав,
Даме зи рӯйи мурувват ҳадиси ман бишунав,
«Зи як сухан, ки рақибам бигуфт, ранҷа машав,
Ки ин на шарти карам бошаду вафодорӣ».

Туро ҳамеша бувад қатли Сайидо мақсуд,
Ниҳода ғамза ба дасти ту теғи заҳролуд,
Агарчи мешавӣ ин дам зи марги ман хушнуд,
«Чунин макун, ки пушаймон шавӣ, надорад суд,
Ки бо Ироқии мискин сари ҷафо дорӣ».

* * *

Маро дар интизорат хонаи дил равшан аст имшаб,
Пайи наззора чашмам мунтазир чун равзан аст имшаб,
Чу шамъам риштаҳои ашк доман-доман аст имшаб,
«Биё, к-аз дурият мижгон ба чашмам сӯзан аст имшаб,
Нафас дар синаам чун хор дар пероҳан аст имшаб».

Шудам чун меҳру маҳ, умре ба гирди маркази олам,
Надидам ҷуз гиёҳи сабр доғи ишқро марҳам,
Маро гӯянд ноаҳлон нахоҳӣ зистан з-ин ғам,
«Аҷаб дорам, ки пайванди хаёлам бигсалад аз ҳам,
Ки печутоби зулфаш дар раги ҷони ман аст имшаб».

Маро он беҳ, ки хуни худ ба хоки кӯйи ӯ резам,
Ғуборе гардаму дар домани зулфаш даромезам,
Ба фикри остонаш ҳар нафас аз ҷой бархезам,
«Чӣ созам, дар саломатхонаи таслим нагрезам,
Маро як донаву барқи бало сад хирман аст имшаб».

Ба ёдаш ҳамчу гул оғӯш во карда гиребонам,
Ба сони ҳалқаи гирдоб шуд аз гиря домонам,
Чу шамъам баски афтода-ст оташ бар раги ҷонам,
«Зи ҷӯши ашк меларзад чу аҳли ҳашр мижгонам,
Қиёмат дар мусибатхонаи чашми ман аст имшаб».

Нигореро, ки буд аз акси рӯяш хонумон равшан,
Намедодӣ ба дасти хор ҳамчун барги гул доман,
Шунав, ай Сайидо, имрӯз ҳоли рӯзгори ман,
«Ҳамон дасте, ки Соиб дошт бо ӯ дӯш дар гардан,
Зи ҳиҷрон бо ғами рӯйи замин во кардан аст имшаб».

* * *

То лаби лаъли туро шуд ошноӣ бо шароб,
Оташи бетоқатӣ сар мезад аз ҷони кабоб,
Гарчи аз ман мекунӣ пинҳон ту, ай дурри хушоб.
«Қиссаи май хӯрдану шабҳои ғашти моҳтоб,
Ҳамнишинони ту мегӯянд пеш аз офтоб».

То шунидам бода нӯшидӣ ба ғайре, ай ҳабиб,
Рафт чун симоб аз ҷони ман ороми шикеб,
Майпарасти ман шунав имрӯз ҳарфи ин гариб,
«Бодаро дар хок резӣ беҳ, ки дар ҷоми рақиб,
Кас ба ӯ май медиҳад? Ҳайф аз туву ҳайф аз шароб!»

Буд имшаб бо даҳонат гирудори нуқли базм,
Мешавад зоҳир зи бодомат хумори нуқли базм,
Гарчи чун мино набудам дар канори нуқли базм,
«Огаҳам аз тарҳи маҷлис дар шумори нуқли базм,
Гар насозам як ба як хотирнишонат беҳисоб».

Аз ғамат, ай оташинхӯ, мондаам дар тобу таб,
Кардаам чун ғунчаи гул муҳри хомӯшӣ ба лаб,
Аз ту мегӯянд мардум ҳарфҳои булъаҷаб,
«Маҷлисе дорию соғар мекашӣ то ними шаб,
Рӯзи бедорӣ намебинам ба чашми нимхоб».

Ай санам, то зинда бошӣ, Сайидо дорад ҷадал,
То мабодо доманат гардад зи дасте даргусал,
З-ин суханҳо хотират аз ман нагардад дар халал,
«Ваҳшии девонаам, дар ростгӯйиҳо масал,
Хоҳ роҳ аз ман бигардон, хоҳ рӯй аз ман битоб».

* * *

Ай маҳи ман, хонаи зин ҷилвагоҳи худ макун!
Оламеро рӯзи маҳшар додхоҳи худ макун!
Оташи ғайрат ба ҷони некхоҳи худ макун!
«Сурмаро ҳам маҳрами чашми сиёҳи худ макун!
То тавонӣ, ошной бар нигоҳи худ макун!»

Сарв бо он сарфарозӣ қомататро чокар аст,
Боғ бо он рангу бӯ ҳусни туро иншогар аст,
Ғарчи гул дар нозукӣ машҳур дар баҳру бар аст,
«Хотири шарму ҳаё аз барги гул нозуктар аст,
Шохи гулро зинати тарфи кулоҳи худ макун!».

То ба кай бо мо намесозӣ зи истигно нигоҳ,
Поймоли мӯр гардад охир ин рӯйи чу моҳ,
То ту як дам чашм барҳам мезанӣ чун даври оҳ,
«Лашкари горатгари хат мерасад аз гарди роҳ
Такя бар ҷамъияти зулфи сиёҳи худ макун».

Ҷилваи қадди ту гар аз ноз доман барзанад,
Боғбон аз гулситон, аз сарв қумрӣ дил канад,
Ғамзаат дар базми хубон маст худро афганад,
«Ранг бар рухсораи исмат мабодо бишканад,
Дастбозӣ бо сари зулфи сиёҳи худ макун!»

То шудам чун Сайидо дар ҳалқаи зулфат асир,
Ҷуз дуои ҷони ту чизе надорам дар замир,
Дар миёни дилбарон хоҳӣ, ки бошӣ беназир,
«Панди Соиброту дар гӯши ғурури ҳусн гир,
Беш аз ин озори ҷони бегуноҳи худ макун!»

* * *

Бастам аз ғайр чу Юсуф дили ҳарҷоиро,
Додам аз даст гиребони Зулайхоиро,
Пора кардам чу гул ин ҷомаи худроиро,
«То зи ғам чок задам ҷайби шикебоиро,
Ишқ бинмуд ба ман кӯчаи расвоиро».

Баски чун сарви чаман дар ҳама ҷо муътабарӣ,
Чун парӣ дар назари аҳли ҷаҳон ҷилвагарӣ,
Гаҳ гули сурху гаҳе лола, гаҳе нилуфарӣ,
«Ҳар дам, ай шохи гули тоза, ба ранги дигарӣ,
Аз кӣ омӯхтаӣ ин ҳама раъноиро?»

Кунҷи мотамкада аз базми ҳарифон ҳуштар,
Аз тамошои ҷаҳон гӯшаи зиндон хуштар,
Марг аз суҳбати ин қавми парешон хуштар,
«Зери хокам зи мулоқоти рақибон хуштар,
Ба ҷаҳоне надиҳам гӯшаи танҳоиро».

Шаб чу наззораи хуршеди ҷамолат кардам,
Мурғи дилро гарави донаи холат кардам,
Қадам аз фарқ ба савдои висолат кардам,
«Сари худ хоки кафи пойи хаёлат кардам,
Аз қадам фарқ накардам сари савдоиро».

Сайидо, даст каш аз зулфи сумансои дигар,
Чашми худ пӯш зи рухсораи зебои дигар,
Сари худ фарш макун зери кафи пои дигар,
«Мушфиқӣ, аз қадами ёр марав ҷои дигар,
Эътиборе набувад бандаи ҳарҷоиро».

* * *

Ба дил то дар сухан оварда будам лаъли нобашро,
Ба худ пайваста мехӯрдам чу май заҳри итобашро,
Ниҳон медоштам аз чашми шабнам офтобашро,
«Гуландоме, ки медодам зи хуни дида обашро,
Чӣ сон бинам, ки охир дигаре гирад гулобашро?»

Ба ёди сарви қадди ӯ фано шуд расму ойинам,
Таманнои нигоҳи ӯ бурун оварда аз динам,
Чу наргис беҳ, ки сар дар пойи худ афганда биншинам,
«Дар оғӯши насими субҳдам бепарда чун бинам,
Гули рӯе, ки ман во кардаам банди ниқобашро».

Ниҳоли қоматаш дар хонаи зин карда маъвое,
Пайи побӯси ӯ аҳли ҳавас доранд ғавғое,
Ба ҳоли ман кунед, ай ҳамдамон, имрӯз парвое,
«Ба дасти гайр чун бинам инони тифли худрое,
Ки вақти найсаворӣ мегирифтам ман рикобашро.»

Намеояд бурун аз саҳфаи ошӯб, то ҳасташ,
Ба машқи фитна карда котиби айём побасташ,
Барои қатлам иншо кард хатте наргиси масташ,
«Ба хунам зад рақам, то бо қалам шуд ошно дасташ,
Парирӯе, ки мебурдам ба мактаб ман китобашро.»

Чаро истодай, ай Сайидо, чун сарви по дар гил?
Дар ин гулзор натвон сохтан як соате манзил,
Киро афтода дар боғи ҷаҳон ин қиссаи мушкил?
«Ниҳолеро, ки ман чун ток парварам ба хуни дил,
Чӣ сон бинам ба дасти дигаре, Соиб, шаробашро?»

* * *

Агар чу ғунча кафи зарнигор доштаме,
Зи ҳар тараф зи саногӯ ҳазор доштаме,
Ба боғи даҳр чу ту эътибор доштаме,
«Забони шиква агар ҳамчу хор доштаме,
Ҳамеша хирмани гул дар канор доштаме!»

Наметавон ба каф овард вақти хуш бо ҷаҳд,
Ба заҳр парваришам дода доям дар маҳд,
Ба зарби неш мани талхком дар ин аҳд,
«Ҳазор хонаи занбӯр кардаме пуршаҳд,
Агар газидани мардум шиор доштаме!»

Чу шамъи базм ба сар бурдаам басе шабро,
Надида дидаи ман ҳеч рӯйи матлабро,
Гирифтаме ба сарангушт муҳри мансабро,
«Зи дасти рост надонистаме агар чапро,
Чӣ ганҷҳо ба ямину ясор доштаме!»

Дар ин замона агар хоки по намегаштам,
Ба чашми аҳли назар тӯтиё намегаштам,
Ба гирди кӯйи бутон чун сабо намегаштам,
«Ба дарди ишқ агар мубтало намегаштам,
Чӣ дилхушӣ ман аз ин рӯзгор доштаме!»

Чу Сайидо ба ҷаҳон по фушурдаме, Соиб,
Замонаро ба ҳарифон супурдаме, Соиб,
Зи пушти ойина худро шумурдаме, Соиб,
«Ба айби хеш агар роҳ бурдаме, Соиб,
Ба айбҷӯйии мардум чӣ кор доштаме?»

* * *

Ақлу ҳуш зулфатро дастрас намедонад,
Корвони ин манзил пешу пас намедонад,
Суҳбати туро ағёр мултамас намедонад,
«Қадри давлати васлат булҳавас намедонад,
Файзи суҳбати гулро хору хас намедонад».

Эй дили асиронро бурдаӣ ба айёрӣ,
Сунбули ту печида дар каманди тарророӣ,
Нуктае туро гӯям, гӯш агар ба ман дорӣ,
«Лаззати гирифторӣ, маънии ҷигархорӣ,
Ғайри мо, вафодорон, ҳеч кас намедонад».

Дар сафи камондорон абруи ту мумтоз аст,
Кокулат камандафган, гамза новакандоз аст,
Холи гӯшаи чашмат фитнаро сарафроз аст,
«Чашми хонумонсӯзат масти бодаи ноз аст,
Сӯйи кас намебинад, ҳоли кас намедонад».

Ҳар кӣ дид зулфатро, мушки Чин намехоҳад,
Пеши ҳалқаи зулфат ёсамин намехоҳад,
Толиби тамошоят ақлу дин намехоҳад,
«Ҳамдами таманноят ҳамнишин намехоҳад,
Ҳамнишини савдоят ҳамнафас намедонад».

Пои кӯтаҳи моро チоки доман арзонӣ,
Коми тангдастонро хоки маскан арзонӣ,
Сайидо, ману дилро кунҷи гулхан арзонӣ,
«Тоирони бустонро сайри гулшан арзонӣ,
Бенаво дили Муъмин ҷуз қафас намедонад».

* * *

Ғам маро чун уд шабҳо ҷой дар маҷмар диҳад,
Паҳлу аз беобутобӣ пушт бар бистар диҳад.
Аҳли оламро нишон аз шӯриши маҳшар диҳад,
«Гар дилам дар сина оҳи оташинро сар диҳад,
То қиёмат дар ҷаҳон бар бод хокистар диҳад».

Мову Маҷнун дар ҳақиқат нолаи як пардаем,
Аз адам мо тухфа дарди ишқро овардаем,
Дар канори доя худро бо ниам парвардаем,
«Аз азал мо, талхкомон, хӯ ба талхӣ кардаем,
Захр дар коми дили мо лаззати шаккар диҳад».

Дар камин шамшер бар каф мерасад бадхоҳи мо,
Ҳаст ҳамчун сарв побарҷо дили огоҳи мо,
Он камонабрӯ агар бошад даме ҳамроҳи мо,
«Теғ кай гардад адӯ пеши хаданги оҳи мо,
Бар танаш ҳар мӯ агар хосияти ханҷар диҳад».

Меравам имрӯз, то майхонаро маҳшар кунам,
Шишаву паймонаро хоки сияҳ бар сар кунам,
Ман на онам илтиҷо бар соқиву соғар кунам,
«Гар бимирам, кай лаби ҳиммат ба миннат тар кунам,
Хизр агар оби Ҳаёт аз ҷоми Искандар диҳад».

Сайидо, дорам нигори маҳваши ширинсухан,
Чун табибон аст дойим бар сари болини ман,
Рӯзи марги худ муборакбод гӯям бар бадан,
«Гар ба тори зулфи ӯ, Урфӣ, бидӯзандам кафан,
Хоки ман то рӯзи маҳшар накҳати анбар диҳад!».

* * *

Шӯхи ман, бепарда дар бозорҳо ҷавлон макун!
Дидаи ойинаро бар рӯйи худ ҳайрон макун!
Булҳавасро барги айши ғунча дар домон макун!
«Маҷлиси ағёрро аз ханда гулрезон макун!
Чашми хунбори маро ҳамкосаи тӯфон макун!»

Аз ҷамолат шуд гулистон базми пири майфурӯш,
Чун гул, аз ғайрат маро хуни ҷигар ояд ба ҷӯш,
То ба кай чун ҳалқаи кокул туро гӯям ба гӯш:
«Ай худонотарс, он чоки гиребонро бипӯш!
Шуълаи оҳи маро дар анҷуман урён макун!»

Ай хиҷил аз партави рухсори ту бадри мунир,
Карда зулфи саркашат хуршедрӯёнро асир,
Панди ман имрӯз бишнав, ай ба хубӣ беназир,
«Чашм агар кофир шавад, аз кас матои дил магир,
Зулф агар зуннор бандад, горати имон макун!»

Ғамзаро, гӯ, то камони абрувон орад ба зеҳ,
Захмҳои синаам гардад зи пайкони ту беҳ,
Гар аз ин маънӣ дилат чун ғунча бошад дар гиреҳ,
«Аз барои имтиҳон аввал намак бар доғ неҳ,
Гар наёбам судаи алмосро, сомон макун!»

Умрҳо шуд, Сайидоро уқдаҳои мушкил аст,
Бар сари кӯйи ту ӯро рӯз то шаб манзил аст,
Гарчи аз гесуи ту мақсуди дилҳо ҳосил аст,
«Синаи Соиб зиёратгоҳи арбоби дил аст,
Гар мусулмонзодаӣ, ин Каъбаро вайрон макун!»

* * *

Ашки ҳасрат то кай, ай гул, дар канорам мекунӣ?
Аз Худои худ наметарсию зорам мекунӣ,
Гӯш бар қавли рақиби бадшнорам мекунӣ,
«Аз барои хотири агёр хорам мекунӣ,
Ман чӣ кардам, к-ин чунин беътиборам мекунӣ?»

Баски дорад оташи шавқи ту ҷонам беқарор,
Шамъсон дорам дили сӯзону чашми ашкбор,
Мехурам хуни ҷигар чун гул зи дасти рӯзгор,
«Гар бидонӣ ҳоли ман, гирён шавӣ беихтиёр,
Ай, ки манъ аз ғиряи беихтиёрам мекунӣ!»

Хонумон бар бод додам бар сари савдои ту,
Тӯтиё кардам ба чашми хеш хоки пои ту,
Гӯш деҳ, як-як баён созам ман аз ғамҳои ту,
«Рӯзгоре он чӣ бо ман кард истиғнои ту,
Гар бигӯям, гиряҳо бар рӯзгорам мекунӣ».

Шаб, ки аз паймона май мерехтам аз баҳри зист,
Бе лаби лаълат суроҳивор чашмам хун гирист,
Боиси норафтани кӯят намепурсӣ, ки чист?
«Гар намеоям ба сӯйи базмат, аз шармандагист,
З-он ки ҳар дам пеши мардум шармсорам мекунӣ».

Сайидо, хун мехурам, умрест, аз дасти висол,
Нотавон гардидааст аъзои ман ҳамчун ҳилол,
Муддате бигзашту маълумам нашуд, ай навниҳол,
«Гуфтаӣ тадбири корат мекунам, Ваҳшӣ, манол,
Рафт кор аз даст, кай тадбири корам мекунӣ?»

* * *

Юсуфи ман пераҳанчоки Зулайхои кийӣ?
Ҳамчу хуршеди фалак саргарми савдои кийӣ?
Бехуд аз рухсори моҳи оламорои кийӣ?
«Ай ҷаҳоне маҳви рӯят, маҳви симои кийӣ?
Ай тамошогоҳи олам, дар тамошои кийӣ?»

Дар гулистон сарву қумрӣ дар тамошои туанд,
Наргису бодом маҳви чашми шаҳлои туанд,
Рӯзу шаб хуршеду маҳ ҳангомаорои туанд,
«Шамъу гул чун булбулу парвона шайдои туанд,
Ай баҳори зиндагӣ, охир ту шайдои кийӣ?

Сунбул аз ошуфтагони ҳалқаи гесуи туст,
Лола аз хуниндилони чеҳраи некӯи туст,
Ҳар киро бинам муқайид бо суҷуди кӯи туст,
«Оламеро рӯйи дил бар қиблаи абрӯи туст,
Ту чунин ҳайрони абрӯи дилорои кийӣ?

Бастай аз гуфтугӯ то он ду лаъли обдор,
Меравам аз ҷой бо андак насиме чун шарор,
Чист ин танҳоият имрӯз, ай оташъузор,
«Чун дили ошиқ, надорӣ як нафас ҷое карор,
Сар ба саҳро додай, зулфи чалипои кийӣ?».

Дар миёни халқ то афтода ғавгои биҳишт,
Бар сари ҳар кас чу кокул ҳаст савдои биҳишт,
Аз чӣ рӯ набвад туро дар дил таманнои биҳишт,
«Чашм мепӯшӣ зи гулгашти тамошои биҳишт,
Дар камини ҷилваи сарви дилорои кийӣ?».

Кардай фарши хазон рахти баҳори хешро,
Додай аз каф инони ихтиёри хешро,
Гар ба ҷаннат афганӣ дар ҳашр кори хешро,
«Нашканӣ аз чашмаи Кавсар хумори хешро,
Аз хумоpолудагони ҷоми саҳбои кийӣ?».

Рафтаӣ чун Сайидо аз фикри гесуе зи ҳуш,
Сунбулосо мекашӣ бори парешонӣ ба дӯш,
Ҳалқаи кокул туро пайваста мегӯяд ба гӯш:
«Нест ғаммозӣ тариқи ошиқони пардапӯш
В-арна Соиб хуб медонад, ки шайдои киӣ?».

* * *

Зи хуни бегуноҳон қадди шамшерат дуто бошад,
Шаҳидони туро чун ғунча дар дил чокҳо бошад,
Ба хоки куштагон то рӯзи маҳшар ин нидо бошад,
«Гиребончокии ушшоқ аз завқи фано бошад,
Алиф дар синаи ғандум зи шавқи осиё бошад».

Намегардӣ маро, ай рашки ҷаннат, як нафас ҳамдам,
Ки бар аҳволи зори хештан созам туро маҳрам,
Бувад чун меҳри тобон ин сухан машҳур дар олам,
«Ба андак рӯйгармӣ пушт бар гул мениҳад шабнам,
Чаро дар ошноӣ ин қадар кас бевафо бошад?»

Зи асбоби ҷаҳон ворастагӣ чун шона пайдо кун,
Тани худро ба роҳи халқ чун нақши кафи по кун,
Бипӯш аз ҳастии худ чашму сайри мулки боло кун,
«Қадам дар чашми хоке неҳ, сарафрозӣ тамошо кун,
Ба ин тал чун бароӣ, осмон дар зери по бошад».

Тааҷҷуб нест аз Фарҳод кӯҳи Бесутун кандан,
Надорад тоби тири нолаи ошиқ дили оҳан,
Шабе мегуфт зулфаш аз сари ёрӣ ба гӯши ман,
«Ба оҳе метавон афлокро зеру забар кардан
Дар он кишвар, ки чоки сина меҳроби дуо бошад!»

Шабе чун Сайидо рафтам ба сайри бӯстон, Соиб,
Ба ҳар ҷониб ниҳодам пой, чун оби равон, Соиб,
Шунидам ин нидоро аз забони қумриён, Соиб,
«Тавонӣ сабз шуд дар ҳалқаи озодагон, Соиб,
Туро чун сарв агар дар чор мавсим як қабо бошад!»

* * *

Рафтам шабе ба кӯяш бо қомати хамида,
Бо сад ҳавас нишастам чун гул ба хун тапида.
Даврон ҳанӯз аз хоб накшуда буд дида,
«Он маҳлиқо баромад аз хона май кашида,
Мойил ба уфтодан чун меваи расида».

Чашми карашмамасташ ҳар ҷо, ки хӯрда бода,
Согар зи даст рафта, мино зи по фитода,
Тарфи кулаҳ шикаста чун гул багал кушода,
«Нози баҳонаҷӯро бар як тараф ниҳода,
Шарми ситезахӯро бар хоки хун кашида».

Кокул чу шона карда, дар даҳр мушк суда,
Тунги шакар шикаста, чун писта лаб кушуда,
Оташ алам кашида дар хонае, ки буда,
«Барқе зи абр ҷаста, ҳар ҷо, ки рам намуда,
Сарве зи хок раста, ҳар ҷо, ки орамида».

Сунбул зи рашки зулфаш саргаштаву парешон,
Наргис зи рашки чашмаш бар кори хеш ҳайрон,
Сарв аз ҳиҷоби қаддаш печида по ба домон,
«Гул з-инфиоли рӯяш дар хок гашта пинҳон,
Райҳон зи шарми зулфаш бар хок хат кашида».

Ҳар субҳдам барояд хуршеди ҷилвагоҳаш
Рухсори худ ниҳода-ст чун нақши по ба роҳаш,
Оташ зада ба олам то наргиси сиёҳаш,
«Барқи сабукинонро мижгони хушнигоҳаш
Майдон ба тарҳ дода, чун оҳуи рамида».

Ҳар ҷо сухан гузашта аз дастгоҳи соид,
Оварда панҷаи ӯ маҳро гувоҳи соид,
То шамъи Тур орад рӯ дар паноҳи соид,
«Молида остинро то бӯсагоҳи соид,
То ноф пераҳанро чун субҳдам дарида».

Холӣ наянд хубон дар даҳр аз маломат,
Дорад Худой ӯро, ай Сайидо, саломат,
Монанди сарв ҳар ҷо афрохта-ст қомат,
«Соиб, надида худро то домани қиёмат,
Як бор ҳар кӣ ӯро масти хароб дида».

* * *

Ай гул, имрӯз ту ҳамбазми ҳарифон шудаӣ,
Шуълаи ҷони мани бесарусомон шудаӣ.
Даст бар дасти сабӯ карда, хиромон шудаӣ,
«Шӯхи майхораву шабгарду ғазалхон шудаӣ,
Чашми бад дур, ки сарфитнаи даврон шудаӣ».

Ай, ки дар кулбаам аз дур чу маҳ метобӣ,
Ғоҳ дар хирмани ман оташу ғоҳе обӣ,
Бо вуҷуде, ки чу наргис ҳама дам дар хобӣ,
«Ҳар чӣ дар хотири ҳар кас гузарад, меёбӣ,
Хуш адоёбу адофаҳму адодон шудаӣ».

Рухи худро маҳи тобанда намедонистӣ,
Ба худ ин мартаба зебанда намедонистӣ,
Ҳамчу гул ҳарфи пароканда намедонистӣ,
«То парирӯз шакарханда намедонистӣ,
Ин замон соҳиби чандин шакаристон шудаӣ».

Ғунчаи боғ Зулайхои маломатзада аст,
Бӯйи пероҳани гул гурги фалокатзада аст,
Ҳама дар пеши рухат гулшани офатзада аст,
«Юсуф аз қофилаи ҳусни ту ғоратзада аст,
Ба дуое, ки чунин соҳиби сомон шудаӣ».

Ҳеч ҳарфе зи китобе нашунидӣ ҳаргиз,
Нози таълими муаллим накашидӣ ҳаргиз,
Гуле аз акси рухи хеш начидӣ ҳаргиз,
«Ту, ки аз шарм дар ойина надидӣ ҳаргиз,
Ба ишороти кӣ ин тавр шифохон шудаӣ?»

Доштӣ пештар, ай шӯх, ба ман қаҳру ситез,
Наргисат арбадаҷӯ буду лабат шӯрангез,
Ин замон бо мани дилхаста шудӣ шаккаррез,
«Аз адои сухану аз ниғаҳи узромез,
Метавон ёфт, ки аз карда пушаймон шудаӣ».

Сайидо карда тамошои бутонро Соиб,
Орзу бурда чу ту мӯи миёнро, Соиб,
Умрҳо дар талабат гашт ҷаҳонро Соиб,
«Чун фидои ту насозад дилу ҷонро Соиб,
Ки ҳамон навъ, ки мехост, ҳам он сон шудаӣ?!»

* * *

Чу ғунча то ба табассум кушодаӣ лабҳо,
Баранд номи ту мардум ба ҷойи ё Рабҳо,
Нидо кунанд ба кӯйи ту зоҳидон шабҳо,
«Зиҳӣ ба ғамзаи ҷонсӯз барқи мазҳабҳо,
Ба хандаи намакин навбаҳори машрабҳо».

Шабе, ки рӯйи худ, ай моҳи ман, аён кардӣ,
Алиф ба синаи гардун зи Каҳкашон кардӣ,
Ҳилолро зи шафақ шоми арғувон кардӣ,
«Ба як карашма, ки дар кори осмон кардӣ,
Ҳанӯз мепарад аз шавқ чашми кавкабҳо!»

Чу шамъ буд зи савдои ӯ дилам дар таб,
Расид бар сари болинам он нигор имшаб,
Чу ғунча ҳаст кунун ин сухан маро бар лаб,
«Гузаштам аз сари мақсад, тамом шуд матлаб,
Ниқоби чеҳраи мақсуд буд матлабҳо».

Хазон расиду зи боғ аҳли айшу ғам рафтанд,
Видоъ карда чаманро ба як қалам рафтанд,
Насиму накҳати гул аз қафои ҳам рафтанд,
«Сабукравон ба ниҳонхонаи адам рафтанд,
Бар остона чу наълайн монда қолабҳо».

Чу гирдбод кунам сайр дашту ҳомунро,
Занам ба хок дили ғӯтахурда дар хунро,
Диҳам ба зулфу хати ёр ҷони маҳзунро,
«Аз он ба тирагии шаб хушам, ки Маҷнунро
Сиёҳхаймаи Лайлӣ бувад дили шабҳо».

Ситораҳо ба фалак мисли шаккару ширанд,
Барои рехтани хуни халқ шамшеранд,
Ҳамеша дар пайи мо уфтода чун тиранд,
«На рӯз собиту сайёра тарки мо гиранд,
На шаб ба хоб раванд ин газанда ақрабҳо».

Чу Сайидо ба ҳама карда пайравӣ, Соиб,
Ниҳода баъди газал рӯ ба маснавӣ Соиб,
Шуда ба аҳли сухан ёри маънавӣ Соиб,
«Фитода то ба раҳи тарзи Мавлавӣ Соиб,
Сипанди шуълаву фикраш шуда-ст кавкабҳо».

* * *

То ба май хӯрдан ба гулшан он гули раъно нишаст,
Ғунча аз хуни ҷигар лабрез чун мино нишаст,
Қумрӣ аз худ даст шусту андалеб аз по нишаст,
«Сарви ман рӯзе, ки бо шамшоду гул як ҷо нишаст,
Як сари гардан ба хубӣ аз ҳама боло нишаст».

Аз сари кӯе, ки он маҳ бо қади дилҷӯ гузашт,
Аз сари боми фалак ғавғои ҳову ҳӯ гузашт,
Шӯри маҳшар шуд аён ҳар ҷо, ки он бадхӯ гузашт,
«Растахез ангехт аз чини ҷабин, ҳар сӯ гузашт,
Навбаҳор омехт бо хоки замин, ҳар ҷо нишаст».

Доштам дар кунҷи узлат муддате чашми пуроб,
Рақс мерафтам ба рӯйи об, монанди ҳубоб,
Бо мани бекас шабе аз осмон омад хитоб,
«Расму ойини ғарибӣ ёд гир аз офтоб,
Субҳдам танҳо баромад, шоми ғам танҳо нишаст».

Ай нигоҳат дилрабоёни ҷаҳонро дилрабост,
Қомати раънои ту болобаландонро балост,
Чун ту, ошӯби замону офати даврон куҷост?
«То зи ҷо бархостӣ, сад фитнае бар пой хост,
То нишастӣ, дар дили ман оташе аз по нишаст».

Ай рухат бошад ба чашми Сайидо фасли рабеъ,
Қоматат бошад ба маҳшар хоксоронро шафеъ,
Мекунӣ аз як нигоҳи гарм шеронро мутеъ,
«Оҳуи чашми туро бар гирди сар гардад Бадеъ,
К-он ба зери теги абрӯи ту беparво нишаст».

* * *

Фигандӣ дар ҷигар оташ чу ман бехонумонеро,
Задӣ дар шуълаи номеҳрбонӣ меҳрбонеро,
Бигӯ, ай шамъ, бо парвонаи худ достонеро,
«Куҷо будӣ, ки имшаб сӯхтӣ озурдаҷонеро,
Ба қадри рӯзи маҳшар тӯл додӣ ҳар замонеро».

Ба қадри қисмати ҳар кас дар он рӯзе, ки ҷон доданд,
Ба хубон қадди сарву чеҳраи чун арғувон доданд,
Аз он рӯзе, ки ҳусну ишқро бо ҳам нишон доданд,
«Ба ошиқ ашки сурху ранги зард аз баҳри он доданд,
К-аз истиғно фуруд оранд мустағнӣ ҷавонеро».

Фиғони зоҳидон дар ҳалқае чун шамъ аз хомист,
Зи базми дилбарон парҳез кардан айни бадномист,
Ба қавли ишқбозон ин ривоят шоҳиди ҳомист,
«Китоби ҳафт миллат гар бихонад одамӣ, омист,
Нахонад то зи ҷузви ошноӣ достонеро».

Диламро чанд бе лаълат назар бар ҷоми заҳр афтад?
Ниғоҳат ҷониби ман то ба кай аз рӯйи қаҳр афтад?
Маро дар гуфтугӯ овар, ки ошӯбе ба даҳр афтад,
«Саволе кун зи ман имрӯз, то гавғо ба шаҳр афтад,
Ки эъҷози фалонӣ кард гӯё безабонеро».

Шабе афтода мерафтам ба тавфи Каъбаи он кӯ,
Ба гӯши ҳушам овози паёпай омад аз як сӯ,
Агар пурсад маро, ай Сайидо, он тундхӯ баргӯ,
«Намедонам Назирӣ кист чун меомадам з-он рӯ
Ба ҳоли марг дидам бар сари раҳ нотавонеро».

* * *

Дод зиё ба оламе парда зи рух кушоданаш,
Панҷаи офтоб шуд даст ба рӯ ниҳоданаш,
Бурд зи ҷойи худ маро ҷилвакунон ситоданаш,
«Баст забони шикваам лаб ба сухан кушоданаш,
Узри итоб гуфтану ваъдаи васл доданаш».

Бар сари даст ғамзааш дода зи абрувон камон,
Тири ситамгирӣ занад бар дили зори хастагон,
Наргиси ӯ балои дил, ишваи ӯ балои ҷон,
«Ҳаст ҷаҳон-ҷаҳон фиреб аз пайи қатли бедилон,
Омадану гузаштану шистану истоданаш».

Пеши ниҳоли қадди ӯ сарви равон равад зи ҷо,
Фохта зери боли худ сар кашад аз сари ҳаё,
Ҷилвакунон қадам ниҳад ҷониби боғ чун сабо,
«Ноз дамонад аз замин, ишва фишонад аз ҳаво
Тарзи хиром кардану по ба замин ниҳоданаш».

Қомати ҳамчу сарви ӯ гашт ба ғайр ҷилвагар,
Дар раҳи ӯ чу нақши по хок ҳамекунам ба сар,
Сӯйи ман он нигорро кас нашуда-ст роҳбар,
«Ҷазби муҳаббатам кашад, нест баҳонаи дигар,
Ин ҳама тунд гаштану дар пайи ман фитоданаш».

Шуд зи ҷафои осмон қомати моҳ чун нигин,
Чашм кушода, Сайидо, гардиши чархро бибин!
Кори фалак ба бедилон ҳаст мудом ҷавру кин,
«Ваҳшӣ, агар чунин бувад тарзи замона, баъд аз ин
Вой бар он, ки бояд аз модари даҳр зоданаш!».

*   *   *

Тундхӯе омаду чун лола доғам карду рафт,
Оташи ҳиҷрони ӯ тороҷи боғам карду рафт,
Бӯйи навмедӣ фироқаш дар димоғам карду рафт,
«Он ки лабрез аз висолам дошт, доғам карду рафт,
Шарбати талхи ҷудоӣ дар аёғам карду рафт».

Буд фирдавси барин аз мақдами ӯ хонаам,
Хизр меомад пайи дарвеза дар кошонаам,
Ҳар нафас мекард болафшониҳо парвонаам,
«Он ки равшан буд аз васлаш чароғи хонаам,
Тундбоди ҳаҷр дар кори чароғам карду рафт».

Сафҳаи дил аз каманди ғесуяш шероза дошт,
Илтифоти ғамзааш ҷонро баландовоза дошт,
Дам ба дам бо ман нигоҳаш лутфи беандоза дошт,
«Он ки бодоми тараш дойим димоғам тоза дошт,
Хушксоли ноумедӣ дар димоғам карду рафт».

Бо дили маҳзун фитода рӯзгори мушкилам,
Дасти ҳасрат бар сару пойи суроғ андар ғилам,
Аз ҳуҷуми ашк тӯфонхез бошад манзилам,
«То ниҳоли қомати ӯ рафт аз боғи дилам,
Омад айёми хазон, тороҷи боғам карду рафт».

Сайидоро хоксориҳо дар он кӯ шуҳра шуд,
Зулфи мушкин аз шикасти худ суманбӯ шуҳра шуд,
Андалеби ин чаман азбаски хушгӯ шуҳра шуд,
«Дар ҷаҳон Анқо ба гумномӣ аз он рӯ шуҳра шуд,
Баски Аҷробӣ дар ин водӣ суроғам карду рафт».

*   *   *

Ҳар кӣ дар ғам сабр кард, Айюб медонем мо,
Хӯ ба ҳиҷрон кардаро Яъқуб медонем мо,
Ошиқонро дар вафо мансуб медонем мо,
«Бевафоӣ шеваи маҳбуб медонем мо,
Нест хубонро вафое, хуб медонем мо!»

Кӯҳкан аз ёди Ширин монд сар дар кӯҳсор,
Фикри Лайлӣ дар биёбон кард Маҷнунро ғубор,
Ин масал бар сафҳаи даҳр аст аз эшон ёдгор,
«Ошиқонро ҳаст қуллоби муҳаббат зулфи ёр,
Ин кашиш аз ҷониби матлуб медонем мо».

То дамида бар узораш сабзаи мушки Хутан,
Боғбон аз сунбули тар сохт девори чаман,
Гар кунад даъвии мулк он Юсуфи гулпераҳан,
«З-он хати ошуфта хоҳад шаҳрҳо вайрон шудан,
Одати он моҳи шаҳрошӯб медонем мо»!

Сайидо, доман каш аз базми шароби гулрухон,
Бӯйи хун сар мезанад аз сунбули зулфи бутон,
Кандаанд ин нақш бар санги мазори куштагон,
«Хатти хубон номаи қатл аст баҳри ошиқон,
Осифӣ, мазмуни ин мактуб медонем мо» !

* * *

Маҳи ман, алам ба олам шудаӣ ба дилрабоӣ,
Ҳама дам чу сурма дорам, зи ту чашми ошноӣ,
Ба фусуни ғайр кардӣ зи ман, ай санам, ҷудоӣ,
«Пас аз ин ба ҳар сари раҳ ману арзи бенавоӣ,
Бикунам дуои ҷонат ба баҳонаи ғадоӣ».

Ту ки ҳамчу шамъ дорӣ рухи анҷуманфурӯзе,
Зи ғами ту умрҳо шуд ба дилам фитода сӯзе,
Бинишин даме, ки зоҳир бикунам ба ту рамузе,
«Ҳама шаб дар ин хаёлам, бирасам ба васл рӯзе,
Ҳама рӯз бар умеде, ки шабе ба хобам оӣ».

Ба ҷаҳон зи хубрӯён ғами беадад кашидам,
Зи майи ҷафои ҳар як пайи имтиҳон чашидам,
Ҳама ҷо чу меҳри гардун мани хастадил расидам,
«Зи вафо ба ғайри номе нашунидаму надидам,
Зи бутон ман он чӣ дидам ҳама умр, бевафоӣ».

Ба лабам зи базми васлаш нарасидааст ҷоме,
Дили талхмашраби ман нарасида з-ӯ ба коме,
На аз ӯ ба ман ҳадисе, на ба ӯ маро саломе,
«На дар он ҳарим дорам ба муроди дил мақоме,
На дар ин диёр бо ӯ раҳи расми ошноӣ».

Ба замона Сайидоро набувад ҳавои соғар,
Сари худ ба ҷайб бурда ба ҳавои васли дилбар,
Ба забони хома ҳар дам расад ин сухан муқаррар,
«Ба каманди зулфи хубон, на чунон фитод Ҳайдар,
Ки ба умри хеш ёбад зи камандашон раҳоӣ».

* * *

Мусаффо синаро чун меҳри анвар метавон кардан,
Ба ҳиммат мушти хоки хешро зар метавон кардан,
Ҷафоҳои туро туғрои дафтар метавон кардан,
«Зи бедоди ту бар дил шиквае сар метавон кардан
Шикоятгунае з-он дасти ханҷар метавон кардан».

Муҳаббат бо ту ҳоҷатманд карда синарешонро,
Намепурсӣ ту аз номеҳрбонӣ дардкешонро,
Ба гӯшат зулф мегӯяд саросар ҳоли эшонро,
«Фароҳам кун яке авроқи дилҳои парешонро,
Агар табъат нахоҳад, боз абтар метавон кардан».

Балои ҷон бувад ушшоқро рухсораи рангин,
Зи Маҷнун рафт ақлу в-аз Зулайхо дур шуд тамкин,
Ба Хусрав Кӯҳкан мегуфт: – Ай шоҳи карамойин,
«Магӯ талх аст хуни аҳли дил, шояд бувад ширин,
Дами теғе ба расми имтиҳон тар метавон кардан».

Шабе аз сӯзи дил оташ задам чун гул ба пероҳан,
Ба сайри боғ берун омадам аз гӯшаи гулхан,
Ба мурғони гулистон сохтам ин нуктаро равшан,
«Ба шаръи дӯстӣ гулбарг натвон чид дар доман,
Вале чандон, ки хоҳӣ, хок бар сар метавон кардан».

Маҳи ман, чанд бошанд аз ғамат ёрон ба тобу таб?
Шуда дар интизорат мардумонро чашм чун кавкаб,
Шунав ин нуктаро аз Сайидо, ай шӯхи шаккарлаб,
«Агар як қатра хун аз дидаи Толиб чакад имшаб,
Ба хуни сад шаҳиди ғам баробар метавон кардан».

* * *

Арбоби ҷудро кафи гавҳарфишон намонд,
Дасти кушодае ба муҳиту ба кон намонд,
Дар рӯзгори мо зи мурувват нишон намонд,
«Аз ҳиммати баланд асар дар ҷаҳон намонд,
Як сарв дар саросари ин бӯстон намонд».

То ҷуғзтинатон ба фазои чаман шуданд,
Чун сабза сояпарвари сарву суман шуданд,
Гулҳо зи баски ҳамдами зоғу заған шуданд,
«Мурғони нағмасанҷ ҷилои ватан шуданд,
Ҷуз байзаи шикаста дар ин ошён намонд».

Аз аҳли дил намонд дар ин хокдон нишон,
Бастанд обу ойина рахти худ аз миён,
Хуршед гуфт вақти видоъаш ба осмон:
«Равшандилон чу барқ гузаштанд аз ҷаҳон,
Хокистаре ба ҷой аз ин корвон намонд».

Ай Сайидо, ту дил ба мақоми наҷот каш,
Пой аз миёни тоифаи бесубот каш!
Чун Хизр, рахти хеш ба оби Ҳаёт каш!
«Соиб, забони хома ба коми давот каш!
Имрӯз чун суханталабе дар ҷаҳон намонд».

* * *

Ниқоб аз рух барафгандӣ, намуди рӯйи зеборо,
Зи ғайрат дог кардӣ дар чаман гулҳои раънoро,
Ба дил дорам мани шӯридахотир ин таманноро,
«Ба чашми лутф агар бинӣ гирифторони шайдоро,
Ба мо ҳам гӯшаи чашме, ки расво кардаӣ моро!»

Ба ҷони хастаи маҳзуни ман ҳар дам расад сад неш,
Чӣ созам, инчунин дарде, ки бошад бо мани дилреш?
Нишонам бар сари роҳи ту ман афганда сар дар пеш,
«Ба ҳар ҷо по ниҳӣ, он ҷо ниҳам сад бор чашми хеш,
Чӣ бошад, оҳ агар як бор бар чашмам ниҳӣ поро?»

Кучо бо айшу ишрат як сари мӯе назар дорад,
Чу ман ҳар кас, ки доги дилрабое дар ҷигар дорад?
Чӣ созам, ай мусулмонон, дилам сӯзе ба сар дорад?
«Аҷаб дарде, ки фардо моҳи ман азми сафар дорад,
Бимирам кош имрӯзу набинам рӯйи фардоро!»

Чу ҷавҳар, чанд бандам ошёнро бар дами ханҷар?
Ба ҳоли зори ман як раҳ ба чашми марҳамат бингар,
Қадам аз кӯйи ту берун намонам ҷониби дигар,
«Маро гар аз таманнои ту ояд сад ҷафо бар сар,
Зи сар берун нахоҳам кард ҳаргиз ин таманноро».

Маҳи ман, марҳами доги дилам аз неш донистӣ,
Ба ҷони Сайидо андӯҳу ғамро беш донистӣ,
Маро нодида аз рӯзи азал дилреш донистӣ,
«Ҳилолиро ба як дидан ғуломи хеш донистӣ,
Аҷаб биноие дорӣ, бинозам чашми биноро!»

* * *

Чун тоби маҳ, ба кулбаам, ай симтан дарой,
Доғам шукуфтааст, ба сайри чаман дарой,
Ай шамъи базми сӯхтагон, дар сухан дарой,
«Як бор беталаб ба шабистони ман дарой,
Чун бӯйи гул нуҳуфта дар ин анҷуман дарой!».

Имрӯз ҳуш аз мани бемор рафтааст,
Ранг аз рухам парида ба якбор рафтааст,
Ҷони харобам аз тани афгор рафтааст,
«Дасту дилам зи диданат аз кор рафтааст,
Банди қабо кушода, дар оғӯши ман дарой!»

Дар кунҷи хона ҷо чу асирон гирифтаем,
Худро ба гӯшае зи ҳарифон гирифтаем,
Чун шона, ҷо ба зулфи парешон ғирифтаем,
«Аз дурии ту шоми ғарибон гирифтаем,
Аз дар кушодарӯй чу субҳи ватан дарой!»

Парвонаҳо зи шамъи ҷафои ту сӯхтанд,
Дар боғ булбулон ба ҳавои ту сӯхтанд,
Гулҳову лолаҳо зи барои ту сӯхтанд,
«Хуниндилон зи шавқи лиқои ту сӯхтанд,
Хандонтар аз Суҳайл ба хоки Яман дарой!»

Чун Сайидо ба кӯйи ту дигар асир нест,
Чашми туро назар ба суйи ин фақир нест,
Парҳез кардани ту аз ӯ дилпазир нест,
«Ойинаро зи суҳбати тӯтӣ гузир нест,
Ай сангдил, ба Соиби ширинсухан дарой!»

* * *

Ба базми гайр то сарви ту худро ҷилвагар карда,
Нигоҳи хира аз ҳар сӯ туро madди назар карда,
Ба кӯҳу дашт мегаштам, ба ёдат дида тар карда,
«Шунидам оҳи гарме бо ту густохона сар карда,
Ба ҷисми нозукат бемории чашмат асар карда».

Чаман аз хоби шаб ҳар субҳдам чашме, ки во созад,
Туро аз як тараф булбул, зи як сӯ гул дуо созад,
Чу шабнам аз барои диданат аз дида по созад,
«Ба умеде, ки бо набзи ту дасте ошно созад,
Масеҳ аз хонаи хуршед оҳанги сафар карда».

Сари зулфи каҷат аз тори имон аст нозуктар,
Туро ранг аз рухи гулҳои бустон аст нозуктар,
Бутонро даст агар аз шохи марҷон аст нозуктар,
«Раги дасти ту сад бор аз раги ҷон аст нозуктар,
Табиби бемурувват бӯсагоҳи нештар карда».

Танат, ай сарв, то бар бистари гул ҳамнишин гашта,
Маро баҳри дуоят даст берун з-остин гашта,
Туро ранг аз ҳарорат ҳамчу ранги ёсуман гашта,
«Гули рухсорат аз дилсӯзии таб оташин гашта,
Мулоқоти лабат табхоларо тунги шакар карда».

Майи нобе, ки шаб то рӯз дар майхона мехурдӣ,
Ба рагми ошно бо мардуми бегона мехурдӣ,
Дили ушшоқро чун чашми худ мастона мехурдӣ,
«Хумори хуни беқайдон, ки беқайдона мехурдӣ,
Сари бемеҳриятро ошноӣ дарди сар карда».

Касеро, Сайидо, бахти саодат ҳаст, хуш бошад,
Ба ҳар ҷо гар бувад, кораш ибодат ҳаст, хуш бошад,
Ба чашми ёр агар завқи иродат ҳаст, хуш бошад,
«Туро, Соиб, агар пойи аёдат ҳаст, хуш бошад,
Ки моро ин хабар аз мастии худ бехабар карда».

* * *

Ишқ чун омад ба дил, дар сина ғам номаҳрам аст,
Дар диёри ҳокими одил ситам номаҳрам аст,
Аҳли дилро нақши по ғар дар ҳарам номаҳрам аст,
«Ман ба ҷое меравам, к-он ҷо қадам номаҳрам аст,
Дар мақоми ҳарф мегӯям, ки дам номаҳрам аст».

Хешро, ай гул, ба чашми андалебон ҷо макун!
Дидаи ағёрро равшан зи хоки по макун!
Баҳри таъни мо, асирон, дафтаре иншо макун!
«Мо агар мактуб нанвиштем, айби мо макун,
Дар миёни рози муштоқон қалам номаҳрам аст».

Ҳар кӣ чун ман дидаи худ во кунад бар рӯйи дӯст,
Саҷдагоҳи ӯ набошад ҷуз хами абрӯйи дӯст.
Булҳавасро нест раҳ дар суҳбати дилҷӯйи дӯст,
«Ҷойи ҳар тардомане набвад ҳарими кӯйи дӯст,
Покдоман ҳар кӣ набвад, дар ҳарам номаҳрам аст».

Соқиё, аз ишрати май пеши ман макшо даҳан,
Чун сурохӣ хандае дорам ба ҳоли хештан,
Хуни дил менӯшаму бо кас намегӯям сухан,
«Ай аниси ишқ, таъни беғамӣ бар ман мазан!
Ҳолате дорам ба ёди ӯ, ки ғам номаҳрам аст».

Баски мерезад зи чашмам хуни ҳасрат бар канор,
Дар сари мижғони ман чун шамъ бошад шуъладор,
Дар фироқи Юсуфи гулпераҳан Яъқубвор
«Хушдилам, ғар дидаи ман шуд сафед аз интизор,
Дар пайи дидори ҷонон дида ҳам номаҳрам аст!».

Сайидо, аз суҳбати мо дардмандон ғофиланд,
Бодаи гулбарғ дар ҷӯш асту риндон ғофиланд,
Мо чунин бо айш машғулему ёрон ғофиланд,
«Урфӣ, аз базми нишоти мо ҳарифон ғофиланд,
Ҳар куҷо мо ҷом мегирем, Ҷам номаҳрам аст!».

* * *

Сари пуршӯр, чашми лоғару пушти хаме дорам,
Дар ин водӣ фаровон дарди бедармон ғаме дорам,
Парешонхотирам, имрӯз, гӯйӣ, мотаме дорам,
«Лаби хушку дили хунину чашми пурнаме дорам,
Нигаҳ дорад Худо аз чашми бад, хуш оламе дорам!»

Маро афғанда бар хоки мазаллат паллаи ҳастӣ,
Баландиҳои беҷо каш-кашон оварда дар пастӣ,
Ба гирди хештан меғардаму мегӯям аз мастӣ:
«Ду олам орзу дар сина дорам аз тиҳидастӣ,
Биёбон дар биёбон кишту абри бенаме дорам!»

Дили лабрез дорам чун ҷарас аз нолаву афғон,
Чу гул афтода дар пероҳани ман чок то домон,
Ба гӯшам ҳар дам омад ин нидо аз турраи ҷонон:
«Фароғат дорад аз нози табибон дарди бедармон,
Парешон нестам, ҳарчанд ҳоли дарҳаме дорам».

Фалак devори пастамро куҷо аз пой биншонад?
Аз ин кирдор худро то қиёмат ранҷа гардонад,
Насим аз ҷой кӯҳи Қофро барканда натвонад,
«Ба ман сели ҳаводис мекунад тундӣ, намедонад,
Ки ман аз сахтҷониҳо бинои мухкаме дорам».

Зи ман имрӯз чун булбул дилозорӣ намеояд,
Бурун аз хонаи ман ғайри ҳамворӣ намеояд,
Дар ин гулзор аз дастам ба ҷуз зорӣ намеояд,
«Насими субҳдам, аз ман хештандорӣ намеояд,
Гираҳ во мекунам аз кори мардум, то даме дорам».

Агар гул дар замини дил нишонам, хор мерӯяд,
Ниҳоли сабза корам, неш аз гулзор мерӯяд,
Маро аз сина дил ҳамчун забони мор мерӯяд,
«Ба ҷойи ҷавҳари ойинаам зангор мерӯяд,
Гуворо бод айшам, хуш баҳори хурраме дорам!»

Ба гардун тири оҳи хастагон созад асар, Соиб,
Барояд эҳтиёҷи Сайидо аз чашми тар, Соиб,
Чу шабнам, гаштаам аз пеши худ соҳибназар, Соиб,
«Зи рози осмонҳо чун набошам бохабар Соиб,
Ки ман аз косаи зонуи худ ҷоми Ҷаме дорам!»

* * *

Ба майдон омадию гӯю чавгон бохтӣ, рафтӣ,
Кашидӣ теғу хунам рехтию тохтӣ, рафтӣ,
Пас аз куштан маро бар сар алам афрохтӣ, рафтӣ,
«Гузаштӣ бар мазорам, шӯрише андохтӣ, рафтӣ,
Кафи хоки маро саҳрои маҳшар сохтӣ, рафтӣ».

Ба ҳуш аз бузругон афзунтарӣ, дар сол агар хурдӣ,
Ба сурат сахтию бо зӯри бозу Рустами гурдӣ,
Ба авҷи осмонат чун ҳилолам рахт густурдӣ,
«Маро аввал ба меъроҷи қабули бандагӣ бурдӣ,
Дар охир ҳамчу нақши по ба хок андохтӣ, рафтӣ».

Ба ҷустуҷӯйи ту шабнамсифат аз дида по кардам,
Ба кӯят омадам, аз хонумон худро ҷудо кардам,
Зи ман дил хостӣ, дар хизматат ҷонро фидо кардам,
«Тамоми умри худро сарфат, ай ноошно, кардам,
Шудӣ бегонаву ҳаққи намак нашнохтӣ, рафтӣ».

Маро афтода аз ишқи ту бар ҷон оташи савдо,
Накардӣ ҳеч чун парвона бар аҳволи ман парво,
Ба шохи шуъла монанди самандар кардаӣ маъво,
«Чу шамъ аз бекасӣ месӯхтам истода дар як ҷо,
Зи тоби оташи ғам пайкарам бигдохтӣ, рафтӣ».

Намегардӣ ту ҳаргиз нолаи ушшоқро сомеъ,
Бувад пайваста дар дасти нигоҳат ханҷари қотеъ,
Ба ҳарфи Сайидо ҳаргиз нагаштӣ аз ситам монеъ,
Ҷафо кардӣ, ҷафо кардӣ, накардӣ раҳм бар Ҷомеъ,
«Фигандӣ бар замину нимбисмил сохтӣ рафтӣ».

* * *

Хӯрдӣ шароби нобу саранҷомии ту рафт,
Шарми нигаҳ зи наргиси бодомии ту рафт,
Ранг аз рухи ҳаё зи майошомии ту рафт,
«Рафтӣ ба базми ғайру накӯномии ту рафт,
Номуси сад қабила зи як хомии ту рафт!»

Зоҳид агар ба домани покат барад суҷуд,
Ошиқ ба исмати ту фиристад агар дуруд,
Ҳар дам расад зи гардиши афлок ин суруд:
«Акнун дусад фаришта накӯ гӯядат чӣ суд?
Дар шаҳрҳо ҳикояти бадномии ту рафт!»

Имрӯз аз узори ту рафта-ст нури ҳусн,
Аз ҳарзагардии ту намонда шуури ҳусн,
Мегуфт ҳамчу зулф ба гӯши ту шӯри ҳусн,
«Ҳамсуҳбати рақиб шудӣ, к-аз ғурури ҳусн,
Номи хуши ту бар сари худкомии ту рафт!»

Онҳо, ки хешро ба ту ғамхор кардаанд,
Расво туро ба кӯчаву бозор кардаанд,
Аз ошноият дилу ҷон ор кардаанд,
«Ёрони муттафиқ ба ту ин кор кардаанд,
Ҳар ҷо ҳадиси нексаранҷомии ту рафт!»

Ай Сайидо, ба наргиси шӯхаш назар намонд,
Тире, ки дар бисоти камон дошт пар, намонд,
Захме зи неши ханҷари ӯ бар камар намонд,
«Бо ков-кови ғамза, Назирӣ, назар намонд,
Фориғ нишин, ки хунидилошомии ту рафт».

* * *

Шабе, ай рашки Юсуф, бе ту аз байтулҳазан рафтам,
Гиребончоку ҳар ҷониб чу бӯйи пераҳан, рафтам.
Ба чашми гавҳарафшон ҳамчу шабнам аз ватан рафтам,
«Ба бӯят субҳдам гирён ба гулгашти чаман рафтам,
Ниҳодам рӯй бар рӯйи гулу аз хештан рафтам».

Маро расми вафодорӣ, туро бошад ҷафо ойин,
Зи ман меҳр асту дилсӯзӣ, набошад аз ту ғайри кин,
Зи шаб то рӯз бошад ин сухан вирди мани мискин:
«Ту, ай гул, баъди ман бо ҳар кӣ мехоҳад дилат, биншин,
Ки ман чун лола бо доги ҷафоят з-ин чаман рафтам!»

Зи мавҷи гиряи гам остинам гашт дарёе,
Шуд аз чоки гиребон синаам домони саҳрое.
Ба кӯйи ошиқӣ имрӯз чун ман нест савдой,
«На дар сар шӯри Маҷнуне, на савдои Зулайхое,
Аз ин ҳангома охир шармсори марду зан рафтам!»

Ҳадиси рӯйи оташноки ӯ гуфтанд дар гулшан,
Кабуд аз синаи боди сабо шуд чеҳраи савсан,
Шитоболудае чун сарв чида аз замин доман
«Ба гашти бог рафт он шохи гул, то пой пероҳан,
Манаш ҳамчун насим аз пай ба бӯйи пераҳан рафтам».

Забони ғунчаро, ай Сайидо, печида гуфтораш,
Зи по афганда сарви боғро мастона рафтораш,
Шавад наззора об аз партави хуршеди рухсораш,
«Диле мебояду сабре, ки орад тоби дидораш,
Фиғонӣ, гар диле дорӣ, ту бош ин ҷо, ки ман рафтам».

* * *

Обутоби дӯстӣ дар сунбули мӯйи ту нест,
Рангу бӯйи ошноӣ дар гули рӯйи ту нест,
Шеваи аҳду вафо дар чашми ҷодуйи ту нест,
«Як сар мӯ ростӣ дар тоқи абрӯйи ту нест,
Раҳм бар сарҳои мижгони балоҷӯйи ту нест!»

Аз висоли хеш бо ман ҳар замон дам мезанӣ,
Дам ба дам бар оташам обе, чу шабнам, мезанӣ,
Чашм мепӯшию оламро ба олам мезанӣ,
«Медиҳӣ сад ваъдаву филҳол барҳам мезанӣ,
Ин адоҳо лоиқи лаъли сухангӯйи ту нест!»

Бар сарам меоиву афганда дар хун меравӣ,
Ҳамраҳи ағёр бо рухсори гулгун меравӣ,
Ҳар тараф, монанди шохи беди маҷнун, меравӣ,
«Бесабаб аз шоҳроҳи ваъда берун меравӣ,
Ин равиш зебандаи болои дилҷӯйи ту нест!»

Меравӣ бо ғайру месӯзӣ мани девонаро,
Мекунӣ бар ошно тарҷеҳ ҳар бегонаро,
Мает меоиву оташ мезанӣ кошонаро,
«Аз канори шамъ берун мекунӣ парвонаро,
Шуълаи оташ ҳарифи тундии хӯйи ту нест!»

То ба кай бошӣ ту, ай паймоншикан, ноошно?
Остинат кардаам, умрест, бар худ муттако,
Ай маҳи ман, гӯш кун имрӯз ҳарфи Сайидо,
«Офтоби ман, азизаш дор то рӯзи ҷазо,
Ғайри Соиб хоксоре бар сари кӯйи ту нест!»

* * *

Шабе зи хона бурун бо сад орзу рафтам,
Фиганда сабҳаву саҷҷода, кӯ ба кӯ рафтам,
Шикаста тавбаву зуннор дар гулӯ рафтам,
«Саҳар, ки дар талаби соғару сабӯ рафтам,
Ба корхонаи зоҳид ба ҷустуҷӯ рафтам!»

Ба хотири ту чу шабнам ба бӯстон будам,
Шикастарангтар аз чеҳраи хазон будам,
Зи ҷӯши нола ҳамоғӯши булбулон будам,
«Дар ошёнаи гул бо ту ҳамзабон будам,
Ту ҳамчу ранг нишастиву ман чу бӯ рафтам».

Туро шукуфт чу гул чеҳра аз майи гулнор,
Мабош дар пайи озори булбулон зинҳор!
Ба ҳарфи ман нафасе гӯши ҳушро бигумор,
«Ба ҳеч дил нанишастам агарчи нохунвор,
Зи дасти шавқи ту дар синаҳо фурӯ рафтам».

Ба ёди оташи рӯйи ту тобу таб дорам,
Зи хеш рафтааму ҳолате аҷаб дорам,
Агарчи чун хати ту нисбате ба шаб дорам,
«Ба аҳди зулфи ту «Борикрав» лақаб дорам,
Ки дар шикофтани мӯ даруни мӯ рафтам».

Чу Сайидо назар аз рӯйи гайр пӯшидам,
Ба кӯйи ёр зи шаб то ба рӯз гардидам,
Гули муроди худ аз шохи орзу чидам,
«Бадеъ, тоза гулистони рӯйи ӯ дидам,
Миёни барги гулу лола то гулӯ рафтам».

* * *

Баҳор омад, бикаш дар боғ рахти комрониро,
Зи акси бода гулгун соз ранги заъфарониро,
Агар чун Хизр мехоҳӣ ҳаёти ҷовидониро,
«Мадеҳ аз даст дар пирӣ шароби арғувониро,
Шароби куҳна аз дил мебарад ёди ҷавониро».

Дило, дар ишқ худро бо ғаму андӯҳ парвардӣ,
Сари пурдарди худро дар чаман беҳуда овардӣ,
Абас бар гирди шамъи хеш, ай парвона, мегардӣ,
«Ба ошиқ медиҳӣ таълими ҷон додан, чӣ бедардӣ!
Чароғи субҳ медонад тариқи ҷонфишониро».

Фалак бо ман ҳилоли хешро то чанд бинмояд?
Гираҳ аз риштаи ман нохуни тадбир накшояд,
Ба ҳар кас ҳар чӣ месозам, ҳамон дар пеш меояд,
«Надомат чун лаби ман дар таҳи дандон нафарсояд,
Чу гул дар ханда кардам сарф айёми ҷавониро?»

Ба сар шаб то саҳар савдои он рӯйи чу маҳ дорам,
Ба кунҷи номуродӣ шиква аз бахти сиях дорам,
Даруни сина ҳамчун ғунча доғи таҳ ба таҳдорам,
«Чӣ хунҳо мехурам дар пардаи дил, то нигаҳ дорам,
Зи чашми сӯзани номаҳрам ин рози ниҳониро!»

Ниқоби зулф аз рухсори худ рӯзе, ки бикшойӣ,
Зи ҳусни хеш муъҷизҳо ба аҳли шавқ бинмойӣ,
Чӣ бошад, гар ба сӯйи мо қадамро ранҷа фармойӣ,
«Ба уммеде, ки чун боди саҳар аз дар бурун ойӣ,
Чу гул дар дасти худ дорем нақди зиндагониро».

Маро даврон агар то рӯзи маҳшар медиҳад меҳнат,
Ба худ майнӯшаму монандаи гул мекунам ишрат,
Дар ин гулзор натвонам кашидан аз хасе миннат,
«Забуни кас наям чун боди субҳ аз партави ҳиммат
В-агарна ёд медодам ба шамъ оташзабониро».

Шабе дар хонаи ман омад он гулгунқабо, Соиб,
Зи ҷо чун Сайидо бархостам, кардам дуо, Соиб,
Ба тегаш вақти куштан баски кардам моҷаро, Соиб,
«Аҷаб дорам, ки бардорад зи ман узри туро, Соиб,
Ба ҷон озурдаам аз хештан он ёри ҷониро!»

* * *

Бурда теғи абруят об аз дами шамшерҳо,
Захми корихӯрдаи мижгони шӯхат тирҳо,
Пеши лаълат ошиқонро гум шуда тадбирҳо,
«Ай забун дар ҳалқаи занҷири зулфат шерҳо,
Сар ба саҳрододаи чашми хушат нахчирҳо».

Миннати эҳсон гадо аз аҳли дунё мекашад,
Соғар аз лабташнагӣ худро ба мино мекашад,
Оби софу тираро марказ ба дарё мекашад,
«Гуфтугӯйи куфру дин охир ба як ҷо мекашад,
Хоб як хоб аст, аммо мухталиф таъбирҳо!»

Ай зи шамъи оразат гардида дар гулшан гул об,
Ғунча дорад аз лабат сар дар гиребони ҳиҷоб,
Дар гулистоне, ки бошад дидаи шабнам ба хоб,
«Мекунад боди сабо ҳар рӯз пеши офтоб
Дафтари хулқи туро аз бӯйи гул таъбирҳо».

То маро афганда чашми пурхумораш аз назар,
Нест ҳамчун шамъ дар олам маро парвои сар,
Хатти рӯйи ёр шуд дар мулки ҷонам рахнагар,
«Аз сари таъмирам, ай Хизри мурувват, даргузар,
Барнамедорад маро аз хок ин таъбирҳо».

Сайидо, аз гиря то кай ашкро Ҷайҳун кунам?
Лолаи саҳро наям, домони худ пурхун кунам,
Кай тавонам бар сари худ хок чун Маҷнун кунам?
«Ман киям, Соиб, ки даст аз остин берун кунам,
Дар биёбоне, ки нохун мегудозад шерҳо?».

* * *

Асирам карда ҷодуе, ҷаҳон з-ӯ кофиристоне,
Харобам карда золиммашрабе, суҳбатгурезоне,
Фиребам медиҳад сайёдхуше, баркҷавлоне,
«Зи ман рам мекунад оҳунигоҳе, офати ҷоне,
Ба ваҳшат ошночашме, фарангизода мижгоне».

Бадан гулқандтаркибе, шакаромез гуфторе,
Камандафган паризоде, қавибозу ситамгоре,
Балоангез болое, суманоғӯш рухсоре,
«Чамангулбаргаъзое, баҳорангез рафторе,
Ба қомат сарви мавзуне, ба рух шамъи шабистоне».

Ғизоли даштпаймое, биёбонгард нахчире,
Адоватҷӯй бераҳме, зи сар то пой тазвире,
Ҷабин аз хашм пурчине, камон аз кина пуртире,
«Ғазаболуда абрӯе, ба хун тар карда шамшере,
Куҷо аз дасти ин кофар амон ёбад мусалмоне!»

Сияҳчашме, гуландоме, назар ошиқхаридоре,
Саропо нози матлубе, ба ҳусни худ гирифторе,
Тамошодӯст маҳбубе, таҷаллобахш дидоре,
«Нигаҳ дилбурда маъшуқе, сафо ойинакирдоре,
Ба шӯхӣ фитнаи даҳре, ба ноз ошӯби давроне!»

Ба дӯш афганда меой, парешон кардай кокул,
Маро чун Сайидо бошад ба раҳ дасти тиҳӣ аз пул,
Туро табъе чу май хуррам, маро аҳвол чун сунбул,
«Ман аз дасти ту Маҷнуну ту аз фарёди ман чун гул,
Ту дорӣ як қафас булбул, Адо чоки гиребоне!»

* * *

Зи гулшан мерасад ранги ҳиҷоболуда, бинедаш,
Ба рух пӯшида рӯмоли гулоболуда, бинедаш,
Сари ангушт аз хуни кабоболуда, бинедаш,
«Сабӯҳӣ карда лабҳои шароболуда, бинедаш,
Хумори бода дар чашмони хоболуда, бинедаш!»

Буте дорам, ки мижгонаш фиганда рахнаам дар ҷон,
Ҳавои сунбули зулфаш давонда реша дар имон,
Ба кори он парӣ монандаи ойинаам ҳайрон,
«Пас аз умре, ки сӯям бинад аз бими ғаразбинон,
Ба ҳар ҷониб нигоҳи изтироболуда, бинедаш!»

Забонро тӯтиён барбастаанд аз шарми гуфтораш,
Ба зери боли қумрӣ сарв шуд пинҳон зи рафтораш,
Набошад зери ғардун ҳеч касро тоби дидораш,
«Раҳи наззора кардан нест бар хуршеди рухсораш,
Ниқоби оразн моҳи ҳиҷоболуда, бинедаш!»

Ба майдон меравад танҳо нигори ман зи ғайюрӣ,
Диламро, муддате шуд, нотавон карда-ст маҳҷурӣ,
Маро дур аз шаҳодатгоҳ афганда-ст ранҷурӣ,
«Сари мардумкушӣ дорад сияҳчашме зи махмурӣ,
Ба хун оғушта мижгони титоболуда, бинедаш!»

Маро, чун лола, доғ, ай Сайидо, хандиданаш дорад,
Чаманро музтариб домони аз гул чиданаш дорад.
Ба дил ҳар кас хаёли гирди сар гардиданаш дорад,
«Чу медонад, ки Шонӣ орзуи диданаш дорад,
Ба сӯйи хона рафтори шитоболуда, бинедаш!»

* * *

Насозад тавба аз кирдори худ чоне, ки ман дорам,
Намеояд ба худ то ҳашр нисёне, ки ман дорам,
Намеғунчад ба олам чурми пинҳоне, ки ман дорам,
«Занад паҳлу ба гардун кӯҳи исёне, ки ман дорам,
Ба сад дарё нагардад пок домоне, ки ман дорам».

Дар он водӣ, ки ман ҳастам, ба чуз гардун намегардад,
Барои дастгирӣ раҳбаре берун намегардад,
Яқинам шуд, ки Лайлӣ ҳамдамам акнун намегардад,
«Зи ваҳшат соя бар гирди мани Мачнун намегардад,
Надорад Каъба гирди худ биёбоне, ки ман дорам».

Дар ин айём гардун ҳочатам берун намеорад,
Ҳавас дигар зи кунчи узлатам берун намеорад,
Ба таклиф офтоб аз суҳбатам берун намеорад,
«Тамошои биҳишт аз хилватам берун намеорад,
Беҳ аст аз чаннати дарбаста зиндоне, ки ман дорам».

Маро дар гӯшаи меҳнат фиганда гардиши даврон,
Ба по афгандаам занчир аз кӯтоҳии домон,
Набошад дар дили ман орзуи меваи бустон,
«Зи иксири қаноат мешуморам неъмати алвон,
Агар рангин ба хун гардад лаби ноне, ки ман дорам».

Камондоре, ки аз бимаш сари хуршед меларзад,
Ба домангирии ӯ бозуи уммед меларзад,
Ба худ аз ғайрати ӯ Рустаму Чамшед меларзад,
«Зи саҳмаш панчаи шерон чу барги бед меларзад,
Даруни сина аз тираш найистоне, ки ман дорам!»

Маро чун Сайидо бурд он нигори хиргаҳӣ, Соиб,
Набошад ҳеч касро з-ин парирӯ огаҳӣ, Соиб,
Ба зулфаш метавон чун Хизр кардан ҳамраҳӣ, Соиб,
«Зи мадди умри човидон надорад кӯтаҳӣ, Соиб,
Зи дасти теги ӯ захми намоёне, ки ман дорам!».

* * *

Дар чаман гул чу ҳадиси ту шунидан гирад,
Бар сари шох дили ғунча тапидан гирад,
Об чун мавҷ ба ҳар сӯй давидан гирад,
«Дар гулистон чу насими ту вазидан ғирад,
Чашми наргис ба сари сабза паридан гирад».

Гар лабат майл суйи бодаи бегаш созад,
Ҷомро дар назари халқ париваш созад,
Хешро акс чу парвона, балокаш созад,
«Чун рухат, ойинаро хирмани оташ созад,
Ҳар тараф сӯхтае оҳ кашидан гирад».

Тундхӯе, ки маро рехта оташ дар тан,
Ба сад афсонаву афсун нашавад ёри сухан,
Нест ӯро хабар аз ҳоли дили хастаи ман,
«Дар дилаш сӯзи ниҳонам шавад он дам равшан,
К-аз шаби тира ғами субҳ дамидан гирад».

Синаам орзуи новаки мижгон дорад,
Дар танам ҷон ҳаваси ханҷари ҷонон дорад,
Ҳамчу булбул, ҳама шаб нолаву афғон дорад,
«Беқарорӣ дил аз он зулфи парешон дорад,
Мурғ дар дом чу афтод, тапидан гирад».

Сайидо, дар сарат афтода таманнои висол,
Умри худ сарф макун дар пайи ин фикри муҳол,
Бо чунин ҳоли харобу бо қади ҳамчу ҳилол,
«Осафӣ, чанд равӣ дар пайи ин турфа ғизол?
Кас надидем, ки оҳу ба давидан ғирад».

* * *

Ай сарви ноз, бандаи раҳ рафтанат шавам,
Қурбони нарм-нарм сухан гуфтанат шавам,
Помоли наргиси сияҳи раҳзанат шавам,
«Мафтуни чашми камнигаҳи пурфанат шавам,
Маҷнуни оҳувона нигаҳ карданат шавам».

Ҷони маро фигор чу Айюб мекунӣ,
Чашмам зи интизор чу Яъқуб мекунӣ,
Гоҳе назар ту бо мани маҳҷуб мекунӣ,
«Кам мекунӣ нигоҳ, вале хуб мекунӣ,
Қурбони тарҳу тарзи нигаҳ карданат шавам!».

Ай шаҳриёри ҳусн, бикун доду адли ман,
Маълуми табъи ту нашуда ҷинсу фазли ман,
Май нӯш кардаӣ ба рафиқони саҳли ман,
«Доман ба ноз барзадаӣ баҳри қатли ман,
Ай ман асири бар задании доманат шавам».

Дишаб чу шамъи гамкада бигдохтӣ маро,
Бо дигарон нишастию нашнохтӣ маро,
Яъне нишони тири бало сохтӣ маро,
«Аз сад қадам ба новакат андохтӣ маро,
Қурбони тарҳу тарзи нигаҳ карданат шавам».

Аз ханҷари итоб маро мекунӣ ҳалок,
Раҳме намекунӣ ба мани зори дарднок,
Маст омадӣ ба гулшану гулро задӣ ба хок,
«Кардӣ зи бода пераҳани ошиқона чок,
Шайдои чок кардани пероҳанат шавам!»

Чун Сайидо, гирифтаам аз ҳамдамон канор,
Аъзои ман зи доғ шуда рашки лолазор,
Баҳри Худо, ба нолаам, ай ғунча, гӯш дор!
«Ман булбули надидабаҳорам, раво мадор,
К-овора ҳамчу Муҳташам аз гулшанат шавам!».

* * *

Дидаро умре ба мардум ошно кардам, нашуд,
Синаро ойинаи сидқу сафо кардам, нашуд,
Бо баду неки ҷаҳон аҳду вафо кардам, нашуд,
Дар дили ҳар кас зи рӯйи меҳр ҷо кардам, нашуд,
Хонаи шодӣ ба рӯйи хеш во кардам нашуд.

Муддате чун соя будам дар қафои шайху шоб,
Рӯзгоре ҳамнишнн будам ба минову шароб,
Сар ба танҳой барорам баъд аз ин чун офтоб,
Поси хотир то ба кай дорам дар ин дайри хароб?
Ба қаландар шурбу бо зоҳид риё кардам, нашуд.

Меҳрбониҳо намудам дӯстони хешро,
Ёр бо мадҳу сано кардам забони хешро,
Чун қалам гӯям ман акнун достони хешро,
Хоки пойи ҳар як аз ҳамсуҳбатони хешро
Солҳо дар дидаи худ тӯтиё кардам, нашуд.

Маҷлиси ағёр равшан кардааст он майпараст,
Ай мусалмонон, чӣ бояд кард бо он шӯхи маст?
Дар фироқи зулфи кофаркеш мехӯрдам шикаст,
Обрӯйи рафтаро мехостам орам ба даст,
Дар ҳарими Каъба чандоне дуо кардам, нашуд!

Сайидо, дорам дили чун ғунчаи гул пур зи хун,
Кавкаби бахтам дар об афтода, толеъ шуд забун,
Меравам, занҷир дар по дар биёбони ҷунуи,
Баски ноком аз дили офоқ афтодам бурун,
Қимати худро ба нархи хоки по кардам, нашуд.

* * *

Ид шуд, омад ба рақс аз ҷӯши май дасторҳо,
Соғари хуршед гул кард аз сари кӯҳсорҳо,
Соқиён карданд андози хуми дидорҳо,
«Рӯза маҳмил басту шуд майхонаҳо гулзорҳо,
Хилъати идӣ гирифт аз ранги май рухсорҳо».

Аз ҳуҷуми нозанинон қасри Ширин гашт шаҳр,
Ғайрати хуршеду моҳу рашки Парвин гашт шаҳр,
Пеши чашми боғбон домони гулчин гашт шаҳр,
«Баски аз хубони гулгунчеҳра рангин гашт шаҳр,
Мениҳад сайёди булбул дом дар бозорҳо».

Моҳи нав кард аз хами абрӯи худ эҷоди ид,
Дар хурӯш овард мактабхонаҳоро ёди ид,
Ҳамчу тифлон, сохтанд арвоҳро озоди ид,
«Мурдагонро ҷон даромад аз муборакбоди ид,
Рӯзи маҳшар шуд аён аз сурати деворҳо».

Идгоҳ имрӯз шуд азбас мақоми дилфиреб,
Масҷиду меҳроб шуд бо Каъбаи мақсад қариб,
Хонақаҳро дод зоҳид зинат аз бӯйи ҳабиб,
«Бутпарастон ҳам бутони хешро доданд зеб,
Аз нишоти ид шуд тасбеҳгӯ дасторҳо».

Сайидо, бархез аз ҷо чусту чобук чун насим,
Медиҳад ҷӯши халоиқ мужда аз айши қадим,
Метавон чун сарв дар саҳни Мусалло шуд муқим,
«Шуд биҳиште идгоҳи хубрӯён, ай Калим,
Рафт берун аз дили ойинаҳо зангорҳо».

* * *

Ай ситамгар, зи куҷо тозаву тар меой?
Доман олуда ба хуноби ҷигар меой?
Дар бағал шишаву ханҷар ба камар меой,
«Чеҳра афрӯхта чун маҳ ба назар меой,
Аз шикори дили нарми кӣ бадар меой»

Сабза дар саҳни гулистон хати райҳон гардид,
Нахли шамшод ба ҳар сӯй хиромон гардид,
Дар чаман барги хазон равнақи бустон гардид,
«Самар аз беду гул аз сарв намоён гардид,
Кай ту, ай сарви гуландом, ба бар меой?»

Нест мумкин, ки ба зулфи ту назар банд шавад,
Дасти уммед ба шамшоди ту пайванд шавад,
Дили ман аз ту муҳол аст, ки хурсанд шавад,
«Ба чӣ тадбир касе аз ту барӯманд шавад?
На ба зорӣ, на ба зӯрӣ, на ба зар меой!»

Партави рӯйи ту маҳтоби шабистони ҳаёст,
Сояи зулфи туро хосияти боли ҳумост,
Шамъу парвона талабгори ту андар чапу рост,
«Пай набурда-ст касе ҷойи ту шабҳо ба куҷост?
Меравӣ шому чу хуршед саҳар меой».

Сайидо дид ба аҳволи аҷаб Соиброро,
Нест аз дурии ту айшу тараб Соиброро,
Сӯхт ҳиҷри ту дар оташ ҳама шаб Соиброро,
«Ҷон расида-ст зи шавқи ту ба лаб Соиброро,
Ҳеч вақте беҳ аз ин нест, агар меой!».

* * *

Дар чаман имрӯз булбул масти гуфтори худ аст,
Кабк дар кӯҳсорҳо дар банди рафтори худ аст,
Сарв мағрури қаду гул маҳви рухсори худ аст,
«Ҳар киро бинам дар ин олам гирифтори худ аст,
Кори Ҳақ дар тоқи нисён монда, дар кори худ аст».

Дил даруни синаам аз оташи ғам даргирифт,
Нолаи ҷонсӯзи ман офоқро яксар гирифт,
Чарх натвонад маро аз зери хокистар гирифт,
«Кист аз дӯши касе боре тавонад баргирифт?
Гар ҳама Исост, дар фикри хару бори худ аст».

Аз шикасти шиша гам дар хотири паймона нест,
Хонаи фонусро парвои соҳибхона нест,
Зиндагонӣ ошноёнро ба ҳам ёрона нест,
«Гиряи шамъ аз барои мотами парвона нест,
Субҳ наздик аст, дар фикри шаби тори худ аст».

Рӯзгоре шуд, ки дар вайронае ҳастам муқим,
Мекунам пайваста ёд аз аҳди ёрони қадим,
Ин нидо омад бурун аз хоки Мусои Калим:
«Хизр осуда-ст аз таъмири девори ятим,
Ҳар касеро рӯй дар таъмири девори худ аст!»

Хонабардӯшем, моро ҳоҷати дастор нест,
Пайкари моро либоси тозае дар кор нест,
Сайидо, моро назар бар чашми дунёдор нест,
«Чашми Соиб чун садаф бар абри гавҳарбор нест,
Зери бори миннати табъи гуҳарбори худ аст!».

* * *

Сӯям он бути бадхӯ, дӯш бо даранг омад,
Бо лаби чу гул хандон баҳри сулҳу ҷанг омад,
Сархушу газалхонон бо рубобу чанг омад,
«Шаб, ки маст дар базмам ёри шӯхшанг омад,
Сабр шуд гиребончок, шишаам ба санг омад».

Ҷилваро сарафрозӣ дода қадди раънояш,
Кард фитнаро бедор хоби чашми шаҳлояш,
Дида маҳви рухсораш, ҳуш масти савдояш,
«Баски сина лабрез аст аз майи тамошояш,
Бар тапидани дил ҷой ҳамчу ғунча танг омад».

Зулфи ҳамчу зуннораш шайхро зи маъво бурд,
Дастбаста зоҳидро ҷониби калисо бурд,
Хат зи рух бурун овард, ақлу ҳуш аз мо бурд,
«Навбаҳори ноз омад, дину дил ба ягмо бурд,
Шӯхи ҷилвабадмастам, гӯйӣ, аз Фаранг омад».

Омада қадаҳ бар даст, бар сари мани муфлис,
Чеҳра чун гули раъно, чашм чун гули наргис,
Анҷуман парешон шуд, шамъ шуд ба гам мӯнис,
«Бо ду зулфи анбарсо шаб бурун шуд аз маҷлис,
Бар узори гулфомаш рафта-рафта ранг омад».

Ҳар кӣ дар ҷаҳон омад, хешро ба дарё зад,
Сар ба кунҷи гумномӣ оқибат чу анқо зад,
Пушти пой бар олам, Сайидо, чу Исо зад,
«Ҳамчу Орифи бехуд дасти рад ба дунё зад,
Ҳар кӣ аз адам ин ҷо баҳри ному нанг омад».

* * *

Ҷониби кулбаам, ай дӯстнавоз, омадаӣ,
Шамъи болини маро баҳри гудоз омадаӣ,
Имшаб, ай қиблаи арбоби ниёз, омадаӣ,
«Дилрабоёна дигар бар сари ноз омадаӣ,
Аз дили ман чӣ ба ҷо монда, ки боз омадаӣ?»

Ай ба фитроки ту барбаста сари шеру паланг,
Оташ аз тундии хӯйи ту ниҳон дар дили санг,
Ҷилва мастонаву бар дӯш қабои гулранг,
«Дар бағал шишаву бар даст қадаҳ, дар бар чанг,
Чашми бад дур, ки бисёрниёз омадаӣ!»

Ай зи шарми рухи ту сохта хуршед ғуроб,
Карда сунбул ба сари зулф раҳатро ҷорӯб,
Ҳама ҷойи ту баҷову ҳама аъзои ту хуб,
«Май бидеҳ, май биситон, даст бизан, пой бикӯб!
Дар харобот на аз баҳри намоз омадаӣ!»

Чун қалам дар қадамат баста миён бархезам,
Чун най аз ҷой ба сад оҳу фиғон бархезам,
Баҳри таъзими ту, эй сарви равон, бархезам,
«Он қадар бош, ки ман аз сари ҷон бархезам,
Чун ба ғамхонаам, ай банданавоз, омадаӣ».

Муддате шуд, ки наёварда касе аз ту паём,
Рӯзгорест, ба ман сохтаӣ тарки салом,
То кай, ай арбадаҷӯ, субҳи маро дорӣ шом,
«Бар дили сӯхтаам раҳм кун, ай моҳи тамом,
Ки ба ин бӯта мукаррар ба гудоз омадаӣ».

Нигаҳи масти ту кори аҷаб ангехтааст,
Хоки майхонаву масҷид ба ҳам омехтааст,
Шайх саҷҷода ба беруни дар овехтааст,
«Дили меҳроб зи қандил фурӯ рехтааст,
То ту, ай душмани имон, ба намоз омадаӣ».

Сайидо, майл дилам ҷониби хилват дорад,
Ҷугз дар манзили худ хоби фароғат дорад,
Хомаи беҳунарон рӯй ба зинат дорад,
«Сухани бехабарон ранги ҳақиқат дорад,
То ту, Соиб, ба сари кӯйи маҷоз омадаӣ».

* * *

Ғунчаҳо пеши рухат сар ба ғиребоне чанд,
Булбулон дар қадамат бесарусомоне чанд?
Қумриён бар сари кӯйи ту ғуломоне чанд,
«Сарвҳо пеши қадат хокнишиноне чанд,
Бар рухат ойинаҳо дидаи ҳайроне чанд».

Чеҳраи тозатар аз лолаи аҳмар дорӣ,
Гирди рӯйи чу маҳат зулфи муанбар дорӣ,
Базми ошуфтадилон чанд муаттар дорӣ,
«Кокули мушкфишон нест, ки бар сар дорӣ,
Шуда бар гирди сарат ҷамъ парешоне чанд».

Гарчи аз бода лаболаб чу хуми майкадаам,
Аз касодӣ ба ҷаҳон хонаи мотамзадаам,
Дар чаман рафтааму ғунчасифат омадаам,
«Бар лаби номаи худ муҳри хамӯшӣ задаам,
Баски афтода маро кор ба нодоне чанд».

Аҳли дунё зи ҳунарманд надоранд хабар,
Ҳаст дар таъм баробар намаку қанду шакар,
Тӯшаи роҳ ҳамон беҳ, ки бибандам ба камар,
«Карда аз силсилаи аҳли хирад ҳуш сафар,
Вақти он шуд, ки занам сар ба биёбоне чанд».

Сайидо, мурғи хушилҳон зи чаман берун аст,
Тӯтию зоғ яке дар назари гардун аст,
Дилам аз замзамаи ҷуғзмизоҷон хун аст,
«Соиб, аз қаҳти сухандон ҳама кас мавзун аст,
Кош мебуд дар ин аҳд сухандоне чанд!»

* * *

Фироқи дӯстон чун лола доғам бар ҷигар дорад,
Нишоти бодаи айём дар пай дарди сар дорад,
Шудам хоку маро боди сабо оворатар дорад,
«Ғуборамро насим аз нотавонӣ дар ба дар дорад,
Ғариби кишвари толеъ чӣ парвои сафар дорад?»

Ба даври ҳусни худ ҳамҷоми мо хоҳӣ шудан охир,
Барои донае дар доми мо хоҳӣ шудан охир,
Чу май, рӯзе ту ҳам дар ҷоми мо хоҳӣ шудан охир,
«Ба афсуни муҳаббат роми мо хоҳӣ шудан охир,
Чунин бегона гаштан з-ошноиҳо хабар дорад!»

Буте дорам, ки чашми марҳамат пайваста мепӯшад,
Ба қавли муддаӣ, бо қатли ман ҳар лаҳза мекӯшад,
Чу баъд аз мурданам он гул ба ғайре бода менӯшад,
«Зи хокам сабза мерӯяд, зи хунам лола меҷӯшад,
Баҳори орази хуниндилон файзи дигар дорад!»

Чу шабнам, Сайидо, ҳар кас, ки аз худ даст мешӯяд,
Раҳи афлокро монандаи хуршед мепӯяд,
Ба гулшан тӯтию булбул ба сад фарёд мегӯяд:
«Ба қадри ҳиммати худ ҳар кӣ бошад фахр меҷӯяд,
Чаман гул, най шакар, Соиб ғазал, дарё гуҳар дорад».

* * *

То кай, ай дил, дар ҳавои атласу дебо шавӣ?
Аз тааллуқ даст агар шӯйӣ, яди байзо шавӣ,
Ҳамдами хуршед мехоҳӣ, ки чун Исо шавӣ,
«Пушти по зан бар ду олам, то фалакпаймо шавӣ,
Аз сари дунёи дун бархез, то раъно шавӣ».

Даъвии шоҳӣ кунад бар аҳли киштӣ нохудо,
Карда гирдоб аз таманно косаи худро ҷудо,
Аз садаф бар мавҷи дарё ҳар дам ояд ин нидо:
«Шуд ҳубоб аз худнамоӣ гӯйи чавгони фано,
Саъй кун, то дар муҳити ишқ нопайдо шавӣ!»

Муттако аз хирқаи пашмина меояд ба ҳарф,
Аждаҳо дар гӯшаи ганҷина меояд ба ҳарф,
Мурги дил аз рӯйи доги сина меояд ба ҳарф,
«Тӯтӣ аз хомӯшии ойина меояд ба ҳарф,
Муҳри хомӯшӣ ба лаб неҳ, то ба дил гӯё шавӣ!»

Олами об аст дунёву туӣ дунёпараст,
Вақти он омад кунӣ дар киштии ваҳдат нишаст,
Сар мапеч аз саъйи худ чун мавҷ агар ёбӣ шикаст,
«Ғӯта зан дар баҳри ҳастӣ, то гуҳар орӣ ба даст
В-арна бо дасти тиҳӣ чун каф аз ин дарё шавӣ».

Соқиё, бар ман шаби васли ту бошад рӯзи ид,
Чун қадаҳ барбастаам бар дасти худ чашми умед,
Меравӣ майхона, панди Сайидо бояд шунид,
«Бо ҳаваснокон ба як паймона натвон май кашид,
Саъй кун, Соиб, шаҳиди теғи истиғно шавӣ!»

* * *

Пеши бодоми тарат нуқли шароб афсона,
Сурмаат раҳзани ҳам оқилу ҳам девона,
Хезад аз баҳри ту назора зи ҷо мастона,
«Ай нигоҳат ба назар ҳам маю ҳам майхона,
Гардиши чашми ту ҳам соғару ҳам паймона».

Ай ба зоти ту вуҷуди ҳама ашё нозир
В-ай ба ҳамди ту забонҳои фасеҳон қосир,
Дар дили барҳамману шайх ту ҳастӣ ҳозир,
«Ҳам мусалмон зи ту ҳоҷатт талабад, ҳам кофир,
Тоқи абрӯи ту ҳам Каъбаву ҳам Бутхона».

Ғунча дар фикри ту афтода зи шаб то ба саҳар,
Мехурад лола зи савдои рухат хуни ҷигар,
Рӯзу шаб халқ таманнои ту доранд ба сар,
«Ту, ки ҳам шамъию ҳам гул, чӣ аҷаб бошад агар,
Ки диҳад дил ба ту ҳам булбулу ҳам парвона?».

Ай зи лутфат шуда мумтоз сифоти ҷабарут,
Ҳаст ғавгои ту пайваста ба мулку малакут,
Кардаанд аз таҳи дил Хусраву Фарҳод субут,
«Лаби ширини ту ҳам қут бувад, ҳам ёқут,
Холи гирои ту ҳам дом бувад, ҳам дона».

Аз баҳори карамат гул накунад дилтангӣ,
Андалебони ту диранд зи беоҳангӣ,
Ғунчаат гарчи сухан мекунад аз якрангӣ,
«Наргисат бо ҳама ҳам оштию ҳам ҷангӣ,
Нигаҳат бо ҳама ҳам маҳраму ҳам бегона!»

Сайидо, гашт чу тӯтӣ ба саноят нотиқ,
Ин тиҳидаст ба даргоҳи ту набвад лоиқ,
Дид дар кӯйи ту он моҳ ба субҳи содиқ,
«Гуфт: – Ҷомӣ, ки ту девона шудӣ ё ошиқ?
Ай ба қурбони ту ҳам ошиқу ҳам девона!».

* * *

Барои пурсишам, ай оҳуи ҳарам, бархез!
Зи ҷойи худ ба Худо медиҳам қасам, бархез!
Макун ба ҷону дилам ин ҳама ситам, бархез!
«Сабук зи синаи ман, ай ғубори ғам, бархез!
Зи ҳамнишинии ман мекашӣ алам, бархез!

Такаллуми ту диҳад бар рақиб оби Ҳаёт,
Табассумат даҳани ғайр пур кунад зи набот,
Чаро ба мулки харобам кунӣ зи ҷавр барот?
«Сари қалам бишкан, муҳр зан даҳони давот,
Ба ин сиёҳдилон кам нишину кам бархез!»

Ба мунъимон ду ҷаҳонро харидан осон аст,
Гул аз натиҷаи зар равнақи гулистон аст,
Маро ба гӯш ҳадисе зи ҳури ризвон аст,
«Калиди гулшани фирдавс дасти эҳсон аст,
Биҳишт ағар талабӣ, аз сари дирам бархез!»

Ниғоҳ дор ба худ чашми гавҳарафшонро,
Чу гул мадор набошад мадори давронро,
Мабош ин ҳама пайрав рухи ҷавононро,
«Бидор иззати мӯйи сафеди пиронро,
Чу офтоб ба таъзими субҳдам бархез!»

Маро чу ғунча бувад кор синаро хастан,
Ба зулфи ёр туро орзуи пайвастан,
Ба дӯстон макун, ай сарв, қасди биншастан,
«Дар ин ҷаҳон набувад фурсати камар бастан,
Зи хоки тира камар баста чун қалам бархез!»

Ба боғ мурғи чаман аз пайи хушилҳонист,
Ба кунҷи хонаи худ ҷуғз дар санохонист,
Баҳори файз шабу рӯз дар гулафшонист,
«Дар ин ду вақт иҷобат кушода пешонист,
Дили шаб ар натвонӣ, сафедадам бархез!»

Чу Сайидо ба ҷаҳон айш рондаӣ, Соиб,
Ба сина тухми ғам акнун нишондаӣ, Соиб,
Чу сарв даст зи ҳосил фишондаӣ, Соиб,
«Чу пой дар ғили андеша мондаӣ, Соиб,
Бисоз бо каму бешу зи бешу кам бархез!»

* * *

Соҳибдилон назора чу бар пушти по кунанд,
Бо қадди хам иҳотаи арзу само кунанд,
Моро миси вуҷуд чӣ бошад, тило кунанд,
«Онҳо, ки хокро ба назар кимиё кунанд,
Оё бувад, ки гӯшаи чашме ба мо кунанд?»

Озурдаам зи ҷаври ҳарифони муддаӣ,
Дастам намерасад ба гиребони муддаӣ,
Худро ниҳон кунам зи рафиқони муддаӣ,
«Дардам нуҳуфта беҳ зи табибони муддаӣ,
Шояд, ки аз хазонаи ғайбаш даво кунанд!»

Ай корвон, куҷост сари кӯйи Юсуфам?
Меҳроби ман бувад хами абрӯйи Юсуфам,
Дар чашми ман диҳад хабар аз рӯйи Юсуфам,
«Пероҳане, ки ояд аз ӯ бӯйи Юсуфам,
Тарсам, бародарони ғаюраш қабо кунанд!»

Он ёри шармгин майи соғар намекашад,
Худро зи хона ҷониби манзар намекашад,
Хуршед ҳам зи абр бурун сар намекашад,
«Маъшуқ чун ниқоб зи рух дарнамекашад,
Мардум ҳикояте ба тасаввур чаро кунанд?»

Бахти ту, Сайидо, ба ту раҳбар намешавад,
Кошонаат зи шамъ мунаввар намешавад,
Оре, ҳамеша ёр мусаххар намешавад,
«Ҳофиз, мудом васл муяссар намешавад,
Шоҳон кам илтифот ба ҳоли гадо кунанд».

# ЛУҒОТ ВА ТАВЗЕҲОТ

**Адам** – нестӣ, нобудӣ.

**Адо** – шоири асри XVI-и форс-тоҷик. Зода ва парвардаи Бухорост.

**Аёғ** – ҷом, қадаҳ.

**Ақиқи Яман** (ё яманӣ) – ақиқи машҳуре, ки дар Яман ҳосил мешавад.

**Аммома** – салла, дастор.

**Анқо** – мурги афсонавӣ, ки гӯё дар кӯҳи Қоф зиндагӣ мекардааст.

**Анқо** – аз шоирони ҳамасри Сайидо.

**Аносир** – ҷ. унсур.

**Арасту** – файласуф ва донишманди томелодии Юнони қадим.

**Асас** – посбони шабгард, посбони шабона.

**Асои Мӯсо(а)** – асоест, ки Мӯсо пайғамбар бо он дар назди Фиръавн муъҷиза нишон дода буд. Гӯё, мувофиқи афсонаи динӣ, асои Мӯсо аждаҳо гаштааст.

**Асҳоби Каҳф** – ёрони гор ё ҳафт тан хуфтагони шаҳри Ифисус (Эфа) ва касоне буданд, ки аз ситами Дақёнус-ҳокими ҷаббори замони худ, ки даъвои худоӣ дошт, ба ғоре пинҳон буданд ва бо амри Худованд дар он бихуфтанд. Иллати дигари паноҳ бурдани онон ба ғор ин буд, ки мебоист барои бути шаҳр қурбон карда шаванд.

**Афлотун** – файласуф ва олими томелодии Юнони Қадим.

**Афросиёб** – подшоҳи Турон буд, ки муддатҳо бо шоҳону паҳлавонони эронӣ набард мекард. Нажоди ӯ ба Тур, яке аз се фарзанди Фаридун мерасад.

**Бадахшон** – вилояте, ки як қисми он Вилояти Мухтори Бадахшони Кӯҳии Тоҷикистонро ташкил медиҳад ва бо сангҳои қиматбаҳои худ, бахусус лаъл, машҳур аст.

**Бадеъ** – бо ин тахаллус чандин шоирони то Сайидо ва замони Сайидо дар адабиётамон шеър ғуфтаанд ва алҳол маълум нашуд, кадоме аз онҳост.

**Бараҳман** / барҳаман – ҳаким ва донишманди ҳиндӣ; пир ва муршиди бутпарастон.

**Бат** – мургобӣ.

**Бежан** – писари Гев, набераи Гударз ва хоҳарзодаи Рустам аз «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ. Яке аз паҳлавонони баноми рӯзгори Кайхусрав аст. Достони назмии Бежану Манижа аз достонҳои дилкаши форситаборон аст.

**Бесутун** – кӯҳест дар наздикии шаҳри Кирмоншоҳ, ки аз он Фарҳод барои Ширин ҷӯйи шир канда будааст.

**Боғи Ирам** – боғи афсонавӣ, ки гӯё Шаддод ном подшоҳи ситамгари араб онро ҳамчун биҳишт сохтааст.

**Васвос** – гумроҳ кардан; бим, ваҳм; шакку шубҳа.

**Ваҳшӣ** – Шамсуддин Муҳаммад Ваҳшии Бофқӣ (тав. 1532/33 дар Бухоро – ваф. 1583/84 дар Язди Эрон) аз шоирони хушбаёни форс-тоҷик буда, соҳибдевон аст.

**Воиз** – вазъгӯянда, насиҳаткунанда доир ба масъалаҳои динӣ.

**Вузӯ** – таҳорат, шустушӯйи пеш аз намоз.

**Дарюза** – гадоӣ, садақталабӣ; гадо.

**Дорушшифо** – бемористон, касалхона.

**Дурбош** – найзаи душоха, ки шотирҳо ва пешхизматҳо ба даст гирифта, пеш-пеши подшоҳ рафта «дур бош» гӯён роҳ мекушоданд.

**Забад**-кафки об, ширкафки дарё.

**Замзам** – номи чоҳ ва чашмаест дар Макка, дар назди хонаи Каъба.

**Зоҳид** – гӯшанишин, парҳезкор.

**Зулайхо** – зани Азизи Миср, ки ошиқи Юсуф гашт ва чун Юсуф таслими вай нашуд, бар ӯ хашм гирифт ва шавҳарро во дошт, ки ӯро ба зиндон афканад. Саранҷом Юсуф аз зиндон наҷот ёфт ва Азизи Миср гашт. Зулайхо бошад фақиру кӯру алил гашта буд, пайваста ба даргоҳи Худо менолид ва бар сари роҳи Юсуф менишаст ва чун дини ӯро пазируфт, бар асари муъҷизаи Юсуф ҷавону бино гашт ва ба ҳамсарии ӯ даромад. Ниг. Юсуф.

**Зулфиқор** – номи шамшери Алӣ, ки мувофиқи ривоят пайғамбар ба ӯ бахшида будааст.

**Зуннор** – риштае, ки дарвешон, зардуштиён ва кашишони насронӣ ба миён мебастанд.

**Зуфунун** – соҳиби илмҳо ва фазилатҳои бисёр.

**Иброҳим** – ниг. ба Исмоил.

**Иксир** – кимиё, ҷавҳари афсонавиест, ки гӯё ба воситаи он мисро ба тилло табдил додан мумкин будааст.

**Имсок** – бахилӣ, хасисӣ.

**Имтидод** – кашидашавӣ, дарозшавӣ.

**Ироқӣ** – (1213, Камеҷони Ҳамадон – 1289, Димишқ) шоири соҳибдевони форс-тоҷик аст.

**Искандар** – Искандари Мақдунӣ писари Филип (Файлақус)-и Мақдунист. Миср, Эрон ва Ҳинди он рӯзгорро фатҳ карда, дар синни 32-солагӣ дар Бобил дармегузарад. Муаррихини юнонӣ нажоди ӯро аз тарафи падар ба Геракл ва аз тарафи модар ба Ахилл нисбат додаанд. Дар бораи ӯ афсонаҳои зиёде ҳаст ва дар адабиёти форсии тоҷикӣ симои ӯро зеби достон ҳам кардаанд.

**Исмоил** – Исмоил писари Иброҳими Халил. Иброҳим назр карда буд, ки агар вайро фарзанде бошад, ӯро қурбонӣ кунад. Ҳамсари ӯ Сора, ки фарзанде намеовард, канизаки мисрии худ Ҳоҷарро ба Иброҳим бахшид ва Исмоил аз ӯ ба вуҷуд омад. Сора бар Ҳоҷар ва фарзанди ӯ рашк бурд ва аз шавҳар хост, ки эшонро аз пеши вай дур кунад. Иброҳим бо фармони Ҷабрайил онҳоро ба Макка бурд. Чун хӯрданӣ тамом шуд, Ҳоҷар ҳафт бор аз кӯйи Сафо ба кӯҳи Марва давид ва чизе надид. Суннати сайр байни Сафову Марва аз он ҷост. Таваккул бар Худо кард. Кӯдаки хурдсоли ӯ Исмоил аз ташнагӣ по бар замин зад ва чоҳи Замзам аз пайи пойи ӯ ҷӯшид…

**Исои Марям** – писари Марям ва гӯянд, ки дар замони Ҳидурис дар Байтулҳарам Марями бокира, ки ба василаи Рӯҳулқудс обистан шуда буд ва Исо таваллуд ёфт, ки ашҳари он ҳамон Масеҳ аст. Дар адабиёт таъбирҳои «Хари Исо», «Мурғи Исо», «Салиби Исо», «Сӯзани Исо» ва ғ. зеле зиёд талмеҳ шудаанд, ки Сайидо низ дар шеъраш аз онҳо самаранок истифода кардааст.

**Исфаҳон** – шаҳри зебоест дар Эрон.

**Кавнайн** – ду дунё; ин дунё ва охират.

**Кавсар** – номи чашма ё дарёи афсонавӣ дар биҳишт.

**Кайвон** – ситораи Зуҳал, ки мувофиқи ақидаи мунаҷҷимони қадим дар осмони ҳафтум ҳаракат карда, ситораи наҳс шуморида мешуд.

**Калим** – Абӯтолиби Ҳамадонии Кошонӣ (1593, Кошон – 1651, Лоҳур) аз шоирони форсизабони Ҳиндустон аст. Соҳибдевон.

**Канъон** – шаҳре, ки Яъқуб пайғамбар ба он ҷо назди амаки худ паноҳанда шуд ва духтари ӯро гирифт ва ҳамон ҷо монд.

**Катон** – суфи канабӣ.

**Каҳкашон** – ситораҳои зиёди хурди бо чашм душворбинанда, ки шабона дар осмон ба назар монанди роҳи сафед менамоянд ва Роҳи Коҳкашон низ номида мешаванд.

**Каъбатайн** – Байтулҳаром (яъне Каъба) дар Макка ва Байтулмуқаддас дар Фаластин.

**Куништ** – ибодатхонаи яҳудиён; умуман ибодатхонаи ғайримусалмонон.

**Кӯс** – зарба, такон; табл, нақораи калон.

**Кӯҳи Тур** – кӯҳест дар байни шаҳрҳои Мисру Ийла ва дар доманаи он водии муқаддас ё водии Туво воқеъ аст.

**Қудснён** – покон.

**Лайлатулқадр** – шаби муайяншавии тақдир, ғолибан шаби 27-уми моҳи рамазон, ки беҳтарин шаб барои ибодат медонанд.

**Лайлӣ** – духтарест аз қабилаи банӣ-Омар, ки аз кӯдакӣ мавриди алоқа ва ишқи Маҷнун шуда буд. Ниг. ба Маҷнун.

**Манқуш** – нақш кардашуда, нақшин.

**Мансур** – нусратёфта; Ҳусайн ибни Мансури Ҳаллоҷ аз бузургони урафо ва аз аҳли тасаввуфи асри X1X. Ба истинод ба ин гуфтаи ӯ «Аналҳақ» вайро ба зиндон афканданд ва ба фармони вазири аббосӣ Ҳомид ибни Аббос ба дор овехта куштанд.

**Мартуб** – рутубатнок, нам; обдор.

**Машраб** – хулқу атвор, хӯ, хислат.

**Маҷнун** – аз симоҳои достонҳои ошиқонаи араб, ки баъдтар ба адабиёти форсии тоҷикӣ ворид шудааст. Номи аслии ӯ Қайс ва аз қабилаи банӣ-Омир аст. Ба ғайр аз навиштани достонҳои зиёд дар бораи ӯ ва маъшуқааш Лайлӣ номи Маҷнун дар шеъри ғиноии адабиёти мо талмеҳан бисёр истифода шудааст.

**Мисвок** – дандоншӯяк.

**Миср** – шаҳр; номи мамлакате дар Африқо.

**Музтариб** – ошуфта, парешон.

**Мукаррар** – такрор кардашуда; такроран.

**Муқайяд** – ба қайд афтода, гирифтор.

**Мунқалиб** – гарданда.

**Мунфаил** – шармсор, хиҷолатманд.

**Мунъим** – соҳиби неъмат, давлатманд; неъматдиҳанда.

**Мунъим** – Қозӣ Абдурраҳмон ибни Қозӣ Бақои Бухороӣ, шоири тоҷик дар асри XVII. Дар Самарқанду Бухоро таҳсили илм кардааст.

**Мурассаъ** – ороста ба воситаи нишондани сангҳои қиматбаҳо, тилловории бо ҷавоҳирот оройишдодашуда.

**Мусалло** – номи ҷои пурсафое дар Шероз, ки намозгоҳ будааст.

**Мусаххар** – тасхир кардашуда, мағлуб кардашуда.

**Мустаид(д)** – соҳибистеъдод, лоиқ, омода.

**Мустаҷоуддаъват** – одаме, дуои ӯ аз тарафи Худо қабул шудааст.

**Мусҳаф** – вараҷи сафед; Қуръон.

**Мушаббак** – шабакадор, панҷарадор.

**Муҳтасиб** – назораткунанда ба иҷрои аҳкоми шариати ислом; дар Бухорои кухна иҷрокунандаи ин вазифа раис номида мешуд.

**Муҳташам** – Муҳташами Самарқандӣ, шоири асри XVI. Соли таваллуду вафоташ номаълум. Аҷдодонаш аз Самарқанд буда, дар Ҳиндустон зиндагӣ ва эҷод намудааст. Соҳибдевон.

**Мушфиқӣ** – Абдурраҳмон Мушфиқӣ (1525, Бухоро – 1588, ҳамон ҷо) шоири соҳибдевони тоҷик мебошад.

**Назирӣ** – Назирии Машҳадӣ (асри XV1) ва ё Назирии Нишопурӣ (асри XV1) маълум нашуд.

**Наснос** – бӯзинаи одамимонанд; махлуқи афсонавӣ ба сурати нисфи одам, ки гӯё як пою як дасту як чашм дошта, бо ҷастухез роҳ мерафтааст.

**Нахшаб** – номи собиқ шаҳри Насаф; **моҳи Нахшаб** – моҳе, ки гӯё Муқаннаъи шӯришгар зидди арабҳо бо сеҳру ҷоду аз чоҳ мебаровард ва он моҳ то чаҳор фарсанг рӯшноӣ медод ва онро моҳи Сиём ва моҳи Кеш низ меномиданд.

**Нимбисмил** – нимкушта, нимсарбурида.

**Нил** – номи дарёи бузурге дар Африқо.

**Нитоҷ** – насл, зот;зоида; натиҷа.

**Нуҳ осмон** – ба маънии нуҳ табақаи осмон омадааст.

**Нуҳ** – аз пайғамбарон, ки мутобиқи ривоёти мазҳабӣ ҳаштод тан аз зану мард ба ӯ имон оварданд... Қиссаи ӯ дароз аст.

**Од** – аз фарзандони Сом ибни Нуҳ буд ва қабилааш низ ба номи ӯ «Од» хонда шуд. Ин қавмро амире буд ба номи Шаддод ибни Од, ки бинои Ирами зотулимодро ба ӯ нисбат додаанд.

**Ориф** – Орифи Ҳиравӣ аз шоирони асри XVI-и форстоҷик мебошад. Маснавиҳои зиёде дорад. Ғазалро некӯ мегуфта.

**Осафӣ** – Осафии Ҳиравӣ (1449, Ҳирот – 1512, ҳамон ҷо) аз шоирони форс-тоҷик аст. Соҳибдевон.

**Осӣ** – саркаш, исёнгар; гунаҳгор, муҷрим.

**Оҳуи Хито** – киноя аз офтоб.

**Парвин** – номи чанд ситорае, ки дар як ҷо ҷамъ шудааст ва ба бурҷи Сарв дохил мешавад; *киноя аз* ашк ва оби дида.

**Рафеъ** – Рафеъи Бухороӣ соли 1565 дар Бухоро фавтидааст. Шоир ва хушнависи тоҷик.

**Раунат**-худписандӣ.

**Ридо** – болопӯш, ҷома.

**Рукӯъ** – хамидагии пушт; сар фурӯ овардан.

**Рустам** – номи паҳлавони миллии эронитаборон дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.

**Руфӯ** – бофта ислоҳ кардани ҷома ё гилеми дарида, ба тавре ки ҷойи дурустшуда маълум нашавад.

**Сабҳа** – тасбеҳ.

**Соиб** – Мирзо Муҳаммадалӣ (1603, Исфаҳон – 1677, ҳамон ҷо) аз шоирони тавонои адабиёти форсии тоҷикист. Аз устодони ғазал дар сабки ҳиндӣ шинохта шудааст.

**Самандар** – ҷонвари афсонавие, ки гӯё дар оташ пайдо мешавад ва агар аз оташ барояд, мемирад.

**Сандал** – дарахти ҳамешасабзе, ки дар минтақаҳои гарм мерӯяд; чӯби он хушбӯст ва хосияти давоӣ дорад.

**Сиёвуш** – аз паҳлавонони «Шоҳнома», писари Ковус ва дастпарвари Рустами Дастон. Достонаш ҳузнангез аст.

**Симоъ** – гӯш кардан, шунидан.

**Соил** – пурсанда, гадо.

**Солиф** – гузашта, пешина, собиқ.

**Сулаймон** – бистумин ва хурдтарин фарзанди Довуд аст, ки ба мӯҷиби аксар ривоёти исломӣ дар 1003 қ. м. Худованд ҳукми нубувватро пас аз Довуд ба ӯ дод, дар ҳоле, ки «Китоби муқаддас» танҳо ӯро подшоҳе муқтадир муаррифӣ кардааст. Номи ӯ дар адаби форсизабонон талмеҳан забонзад аст.

**Сухроб** – писари Рустам, ва яке аз симоҳои намоёни «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.

**Сӯфӣ** – Сӯфӣ Аллоҳёр ибни Аллоҳқулӣ дар Бухоро соли 1630 таваллуд ёфта, дар ҳамон ҷо соли 1723 вафот кардааст. Шоири зуллисонайн. Ба тоҷикӣ ва ӯзбекӣ шеър мегуфт. Бо Сайидо наздикӣ дошта, дар нишастҳои адабӣ бо ӯ ҳамроҳӣ мекардааст.

**Тааддӣ** – аз ҳадди худ гузаштан, зулм, ситамгарӣ.

**Тавфир** – фоида, суд; ҷамъ кардан.

**Тағофул** – қасдан аз чизе гофил шудан.

**Тазаллум** – шикоят аз зулм, адлхоҳӣ.

**Тараф** – ҳариф, мухолиф.

**Таркаш** – тирдон.

**Тасалсул** – ҳалқа-ҳалқа, пайвастагӣ.

**Толиб** – маълум нашуд, ки Толиби Омулӣ ё Толиби Табрезӣ (асри XV11) бошад.

**Тунг** – зарфи даҳонтанги об, шароб ва ғ.

**Уммон** – номи шаҳрест дар нимҷазираи Арабистон; номи баҳрест дар ҳамон кишвар, ки бо марворидаш машҳур аст; баҳр, дарё.

**Урфӣ** – шоир Урфии Шерозӣ соли 1556 дар Шероз таваллуд шуда, соли 1591 дар Лоҳури Покистон фавтидааст. Соҳибдевон.

**Фаранғ** – Аврупо дар назар аст.

**Фарҳод** – аз ашхоси достони ошиқонаи «Хусрав ва Ширин». Фарҳод дар ишқ рақиби Хусрав аст, мубориза беамон барад ҳам, ба мурод намерасад. Руҷӯъ шавад ба достони «Хусрав ва Ширин»-и Ҳаким Низомии Ганҷавӣ.

**Фатила** – ресмони аз пахта тофта, ки дар чароғи пилтасӯз ва шамъ гузошта мешавад.

**Фиръавн** – лақаби подшоҳони қадими Миср, ки ба золимӣ ва ситамгарӣ машҳур буданд.

**Фитрок** – тасмаи чармин, ки барон бастани шикор ва чизҳои дигар аз росту чап ва ё аз пасу пеши зини асп меовезанд.

**Фурот** – оби хуштаъм ва гуворо; номи дарёи бузурге дар Байнаннаҳрайн.

**Хулди барин** – биҳишти аъло.

**Хусрав** – Хусрави Парвез, писари Хурмуз ва набераи Анӯшервон, ки ошиқи Ширин буд ва билохира ӯро ба занӣ гирифт.

**Хутан** – вилояте дар Туркистони Чин, ки бо оҳуи мушкин ва мушки он маъруф будааст.

**Ҳавос** – ч. ҳосса; қуввае, ки ба воситаи он чизеро ҳис мекунанд ва дармеёбанд.

**Ҳайдар** – шояд Ҳайдари Кулчапаз бошад.

**Ҳилол** – маҳи нав.

**Ҳилолӣ** – Бадриддин Ҳилолӣ шоири ғазалсарои охири асри ХУ ва аввали асри XVI-и форс-тоҷик. Се маснавӣ дар пайравии «Хамса»-ҳои гузаштагони адабиётамон дорад. Забони баёнаш содаву равон ва гӯшнавоз аст.

**Ҳоил** – монеъшаванда миёни ду чиз; даҳшатангез, ҳавлнок.

**Ҳорис** – посбон, нигоҳдоранда.

**Ҳофиз** – ғазалсарои тавоно, лисонулғайб Хоҷа Шамсуддин Муҳаммад Ҳофизи Шерозӣ (1325-1389) дар назар аст.

**Ҷабрайил** – Ҷабрайил ё Ҷибрил, ки ба суратҳои мухталиф дар фарҳангҳо омада, аслан калимаи арабӣ ва ба маънии «марди Худо» ё «қувваи Худо» аст. Дар фарҳангҳои ғарбӣ Ҷабрайил илова бар ин ки паёмгузори Худованд аст, гоҳе ба унвони фариштаи марг ва шоҳзодаи оташу тундар ҳам муаррифӣ шудааст.

**Ҷаввола** – печ хӯрда ба ҳаво ҷаҳидани оташ.

**Ҷам** – мухаффафи Ҷамшед. Дар устураҳои эронитаборон ва ҳамосаҳо подшоҳи сулолаи Пешдодиён ва писари Таҳмурас мебошад. Дар «Авасто» Йима ном дорад. Фирдавсӣ дар «Шоҳнома» ва Асадии Тӯсӣ дар «Гаршоспнома» подшоҳии ҳафтсадсолаи ӯро тасвир кардаанд.

**Ҷоми Ҷам** – Ҷоми ҷаҳоннамо. Ҷоми ҷаҳонбин. Тибқи ривояту достонҳои Эрони бостон ҷоме будааст, ки Ҷамшед молики он буд ва тамоми ҳафт кишвари оламро дар он медид.

**Ҷомеъ** – шояд шоири ҳамзамони Сайидо бошад.

**Ҷомӣ** – Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ (1414-1492) адиб ва мутафаккири барҷастаи адабиёти форсии тоҷикист.

**Ҷуд** – ҷавонмардӣ, саховат; бахшиш, эҳсон.

**Шабехун** – ногаҳон шабона ба душман ҳамла овардан.

**Шавкат** – Муҳаммад Исҳоқ Шавкати Бухороӣ дар Бухоро таваллуд шуда, соли 1695/96 дар Исфаҳон фавтидааст. Аз намояндагони барҷастаи сабки ҳиндӣ мебошад. Соҳибдевон.

**Шаддод** – ниг. ба Од.

**Шат** – канори дарё, соҳил; умуман дарё.

**Ширин** – аз ашхоси машҳури достонҳои ишқии форситаборон аст. Ӯ духтари арманӣ ва бародарзодаи Меҳинбону, маликаи Арманистон буда, шоҳи Сосонӣ Хусрави Парвез бар вай ошиқ гашт. Қиссаи ишқи Ширинро шоирон достон кардаанд ва талмеҳан мавриди истифода қарор додаанд.

**Шонӣ** – аз ин шоир маълумоте ба даст наомад.

**Эҳром** – қасд, ният, оҳанг.

**Эҳтисоб** – ба ҳисоб гирифтан; чораи сахт, ҷазо.

**Юмн** – бахт, толеъ; некӣ, хубӣ.

**Юсуф** – аз пайғамбарон ва писари Яъқуб пайғамбар(а), ки аз бародарони дигар назди падар азиз буд ва шабе хоб дид, ки моҳу ситорагон дар баробараш ба саҷда афтодаанд. Онро ба падар ва бародарон нақл кард. Бародарон ба ӯ ҳасад burданд ва ба чоҳ андохтанду ба падар бардурӯғ гуфтанд, ки Юсуфро гург хӯрд. Корвоние ӯро аз чоҳ халос карда, ба Миср бурд ва ба Азизи Миср фурӯхт. Минбаъд моҷарои Юсуф бо Зулайхо, вохӯрӣ бо бародарон дар қаҳтсол, огоҳии Яъқуб аз зинда будани Юсуф ва г., ки ҳама дар сураи 12 «Қуръон» мухтасару мушаххас нақл шудааст. Дар адабиёти форсии тоҷикӣ қиссаи Юсуф ва Зулайхо маъруфият дорад.

**Яди байзо** – киноя аз дасти муъҷизакори Мӯсо пайғамбар (а), ки гӯё агар дасти худро дар бағал карда берун барорад, мисоли офтоб медурахшад.

**Ясовул** – саворе, ки дар рикоби амирон ва сардорон меравад; хидматгори дарбор.

**Яъқуб** – Яъқуб ҷадди иброниён ва фарзанди Исҳоқу падари Юсуф(а) аст. Ривояти Яъқубу писаронаш шуниданист, ки дар достонҳои «Юсуф ва Зулайхо» дарҷ аст.

**Яъҷуҷ** – дар афсона навъе аз махлуқот, ки Яъҷуҷу Маъҷуҷ низ гӯянд ва бадиовар ҳисоб меёбад.

## МУНДАРИЧА

**«АХТАРОНИ АДАБ» (СИЛСИЛА)**
**ИБОРАТ АЗ 50 ҶИЛД**

**Ҷилди 35**

**Сайидои Насафӣ**

**ДЕВОН**
*(мунтахабот)*

Муҳаррири ороиш *Ромиш Шералӣ*
Муҳаррири саҳифабандӣ *Меҳрӣ Саидова*
Ҳуруфчини компютерӣ *Раъно Атоева*

Ба матбаа 01.12.2017 супурда шуд.
Чопаш 06.12.2017 ба имзо расид.
Ҷузъи чопӣ 30,0. Андозаи 60x90 $^{1}/_{16}$.
Адади нашр 5000 нусха

Муассисаи нашриявии «Адиб»-и
Вазорати фарҳанги Ҷумҳурии Тоҷикистон
734018, ш. Душанбе, кӯчаи Н. Қаробоев 17а

Дар чопхонаи ҶДММ «Илм» чоп шудааст.

